ББК – 84 (0). 9
Х – 94

**Китоб бо дастгирии мақомоти иҷроияи ҳокимияти давлатии вилояти Суғд ва сарпарастии мақомоти иҷроияи ҳокимияти давлатии шаҳри Хуҷанд чоп шудааст.**

ДАР ЗЕРИ НАЗАРИ
**АБДУМАННОН НАСРИДДИНОВ**

ТАҲИЯ ВА ТАСҲЕҲИ МАТН АЗ
**АБДУҶАББОР ШОАҲМАДОВ**
**САИДУМРОН САИДОВ**

МУҲАРРИРОНИ МАСЪУЛ
**АҲМАДҶОНИ РАҲМАТЗОД**
**УМЕДА ҒАФФОРОВА**

**ISBN 978-99947-793-6-9**

**НАҚДУ ТАСҲЕҲИ ОСОРИ**
**ШАЙХ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ**

Девони Шайх Камоли Хуҷандӣ маҳбуби хосу ом буд ва шоирони бисёре дар истиқболи ашъори ӯ ғазал гуфтаанд ва андар он шеърҳо иродати хештанро ба шеъри маънипарвари ин шоири ориф ифода кардаанд. Ин алоқаву пайвастагии мухлисони шеъри Шайх Камоли Хуҷандӣ боис шуда, ки нусхаҳои девони ӯ ба қалами хушнависони давраҳои гуногун бознависӣ гардад ва дар саросари қаламрави забони форсӣ интишор ёбад.

Аҳмад Мунзавӣ дар китоби «Феҳристи нусхаҳои хаттии форсӣ» (ҷилди 3, саҳ. 2498-2501) дар бораи 51 нусхаи хаттии девони Камоли Хуҷандӣ, ки дар китобхонаҳои Эрон, Туркия, Покистон, Фаронса, Англия нигаҳдорӣ мешаванд, иттилоъ додааст. Профессор С.Асадуллоев дар китоби «Камоли Хуҷандӣ» (Хуҷанд, 1996, саҳ. 126-130) дар хусуси 100 нусхаи хаттии девони ин шоир маълумоти фишурдае фароҳам сохта дар фароварди ин гуфтор таъкид кардааст, ки «Дар китобхонаҳои феҳристашон чопнашудаву чопшудаи ба мо дастнорас, дар китобхонаҳои шахсӣ боз даҳҳо, садҳо нусхаи девони комилу мунтахаби шоир маҳфузанд» (ҳамон ҷо, саҳ. 130).

Бояд тазаккур дод, ки давоми 50 соли охир дар асоси нусхаҳои хаттии асрҳои XV-XVI ва асрҳои баъдина шаш нашри тозаи девони Шайх Камоли Хуҷандӣ сурат гирифта, ба тартиби зерин ба табъ расидаанд:

1. Девони Камолиддин Масъуди Хуҷандӣ, бо тасҳеҳ ва эҳтимоми Азизи Давлатободӣ, Табрез, 1337 ш.(1958 мелодӣ). Устод А.Давлатободӣ дар асоси панҷ нусхаи хаттӣ, ки дар китобхонаи шахсии донишмандони табрезӣ нигаҳдорӣ мешуданд, аввалин тасҳеҳи девони Камоли Хуҷандиро таҳия ва чоп кард. Соли 1374 ш. (1996 мелодӣ) ба ифтихори ҷашни 675-солагии Шайх Камоли Хуҷандӣ ин нашр бо такмилу тасҳеҳоти тоза бори дигар ба зевари табъ ороста гардид.

2. Девони Камоли Хуҷандӣ, тасҳеҳи интиқодии К. Шидфар, Маскав, 1975. Ин тасҳеҳу нашри девони Камоли Хуҷандӣ дар асоси шаш нусхаи хаттии мавҷуд дар китобхонаҳои Боку, Душанбе, Тошканд, Самарқанд, Санкт-Петербург (2 нусха) зери назари И.С. Брагинский дар 2 ҷилд ва чаҳор китоб ба табъ расидааст. Ин нашр бар мабнои нусхаи хаттии китобатшуда (дар соли 878 ҳ.қ = 1473 милодӣ) ба қалами хаттоти маъруф – Султоналии Машҳадӣ анҷом пазируфтааст. К. Шидфар онро бо нусхаҳои дигар муқоиса карда, нусхабадалҳоро дар поварақ овардааст.

Нашри Маскав дорои 978 ғазал, 4 қасида, 101 қитъа, як мустазод, 37 рубоӣ, 11 муаммо, 7 фард ва як маснавӣ мебошад ва дар маҷмӯъ аз 7335 иборат аст.

3. Девони Камоли Хуҷандӣ, тасҳеҳи Ш. Ҳусейнзода ва С. Асадуллоев, дар 2 ҷилд, Душанбе, 1986. Ин нашр дар асоси се нусхаи хаттӣ анҷом ёфтааст. Нусхаи асосӣ дар соли 866 ҳ.қ (1462 мелодӣ) ба қалами Шайх Ҳасан ибни Абдуллоҳ китобат шуда, мутааллиқ ба китобхонаи шахсии Раҳим Ҷалил аст. Мусаҳҳеҳон ҳамчунин аз нусхаҳои хаттии маҳфуз дар Боку ва Донишгоҳи Упсалаи Шветсия истифода кардаанд. Дар

айни замон мутуни тасҳеҳкардаи Азизи Давлатободӣ ва К. Шидфар мавриди истифодаи таҳиягарони ин матни интиқодии девони Камоли Хуҷандӣ қарор доштанд. Маҷмӯи ашъори дар чопи Душанбе фароҳамомада 7333 байт аст.

4. Девони Камоли Хуҷандӣ, ба тасҳеҳу муқобалаи Аҳмад Карамӣ, Теҳрон, 1372. Таҳиягари ин нашр аз тасҳеҳи интиқодии Ш. Ҳусейнзода ва С. Асадуллоев огоҳӣ надошт. Аз ин сабаб бо истифода аз нашрҳои табрезӣ ва маскавии девони Камоли Хуҷандӣ чунин навиштааст: «Барои бори саввум ин камтарин хидматгузор бо таваҷҷӯҳ ба ду девони чопшуда  ва нусахи хаттии мавҷуд дар китобхонаи Шӯрои маҷлиси исломӣ ва китобхонаи Малик ва бо истифода аз китобхонаи Донишгоҳи Теҳрон ва нусхаи хаттии мулкии худ ва нусхаи хаттии Музеи Ландан девони ҳозирро тақдими адабдӯстони фарҳанги форсӣ менамоям» (Пешгуфтори мусаҳҳеҳ, саҳ. 3).

Нашри Аҳмади Карамӣ аз лиҳози фарогирии ашъор ҷомеътарин тасҳеҳи девони Шайх Камоли Хуҷандист. Дар ин чоп чаҳор қасида, 1079 ғазал, 106 қитъа, 44 рубоӣ, 9 фард, 9 муаммо, як маснавӣ ва як мувашшаҳ ба табъ расидаанд. Чунонки падидор аст, нашри Аҳмад Карамӣ дар ҳудуди ҳафтод ғазал, 7 рубоӣ, 5 қитъа бештар аз ҳамаи нусхаҳои тасҳеҳшуда дорад. Ин мусаҳҳеҳ боризтарин фарқияти нусхаҳоро дар поёни китоб зери фасли «Ихтилофи нусах» овардааст.

5. Девони Шайх Камоли Хуҷандӣ, ба эҳтимоми Эраҷи Гулисурхӣ, Теҳрон, 1374, дар 2 ҷилд.

Эраҷи Гулисурхӣ бар он ақида аст, ки нашри ҷадиди девони Камоли Хуҷандиро дар асоси қадимтарин нусхаи он бо муқоисаи нусхаҳои дигар тасҳеҳ ва омодаи чоп кардааст. Нусхаи асосии ӯ ба қалами Алии Домғонӣ нигориш ёфта, ба гуфтаи таҳиягари девон оғози он ба соли 798 ҳиҷрӣ (1396 мелодӣ) ва анҷомаш ба соли 821 ҳиҷрӣ (1418 мелодӣ) мутобиқ аст. Бояд тазаккур дод, ки ба муддати 22 сол тӯл кашидани китобати девони Камоли Хуҷандӣ аз воқеият дур аст, ки дар поён тафсили онро хоҳем овард.

Нашри Гулисурхӣ дар якҷоягӣ бо ашъоре, ки аз тасҳеҳоти дигари девони Шайх Камоли Хуҷандӣ гирифта шудааст, дорои 989 ғазал, 4 қасида, 101 қитъа, 37 рубоӣ, 14 муаммо, 7 фард, 1 маснавӣ ва 1 мустазод мебошад.

6. Девони Камоли Хуҷандӣ, ба тасҳеҳи Азизи Давлатободӣ, Теҳрон, 1375.

Устод Азизи Давлатободӣ тасҳеҳи муҷаддади девони Шайх Камоли Хуҷандиро ба ифтихори бузургдошти 675-солагии мавлуди ин шоир ва орифи тавоно бо назардошти дастовардҳои мусаҳҳеҳони девони ин шоир анҷом додааст. Ин нашр дорои 4 қасида, 1053 ғазал, 1 мустазод, 104 қитъа, 41 рубоӣ, як маснавӣ, 12 муаммо ва 11 фард мебошад. Ҳамчунин устод Азизи Давлатободӣ бо мақсади осон кардани кори алоқамандон феҳристи байтёби Камоли Хуҷандиро аз рӯи ҳарфи оғозини ғазал ва аз рӯи ҳарфи охирини матлаъ мураттаб сохта, ба ин нашри девон замима сохтааст. 7 Нашри охирине, ки аз Девони Камоли Хуҷандӣ сурат гирифт, бо эҳтимоми донишманди муосири эронӣ Маҷиди Шафақ анҷом ёфт. Тавре аз иттилои худи мураттиби Девони мазкур бармеояд, вай дар таҳияи ин он асосан нусахи чопии қабл аз

вай мунташиршударо ба асос гирифтааст, ки онҳо дар заминаи нусхаҳои қаламии боэътибор рӯи чоп омадаанд. Аз ин рӯ, Маҷиди Шафақ асосан нусахе, ки К.Шидфар истифода кардааст, ба кор гирифта ва мунтаҳо он чӣ дар кори вай мӯҷиби афзудан гардида, истифода аз нусхаҳои фардии донишманди эронӣ Ҳоҷӣ Муҳаммад Оқои Нахҷувонӣ, Мирзо Ҷаъфар Оқои Султонулқуробӣ ва 2 нусхаи мутааллиқ ба Алии Домғонӣ, ки аз нусхаҳои қадимтарини Девони Шайх Камоли Хуҷандӣ маҳсуб мешавад, мебошад. Тавре зикр шуд, аз ин нусха Эраҷи Гулисурхӣ ҳам истифода кардааст, аммо тавре худи Маҷиди Шафақ мегӯяд, фурсате барои муқобалаи нусхаҳои дар ихтиёри ӯ бударо бо нашри ҷадиди Эраҷи Гулисурхӣ надоштааст. Аз сӯи дигар, ҳарчанд маълум мешавад, ки ҳар ду нусхаи дар ихтиёри вай қарордошта, нусахи мутааллиқ ба Алии Домғонӣ будаанд, аммо фарқиятҳо ва танзими ғазалиёт дар сафаҳоти нусха ишорат ба он мекунад, ки ҳар ду як нусха набуда, китобати он дар фурсатҳои алоҳида иттифоқ афтодааст. Дар канори ин, тавзеҳи нусхашиносии Девони Камоли Хуҷандӣ дар муқаддимаи Маҷиди Шафақ бозгӯӣ аз он мекунад, ки ӯ ҳатто се нусхаи дар ихтиёри нависандаи халқии Тоҷикистон Раҳим Ҷалил бударо низ истифода кардааст. Афзалияти дигари нусха аз он ҷо ҳам маълум мешавад, ки ба таъкиди худи вай соири иштибоҳ ва ағлоти чопие, ки дар нашри К.Шидфар вуҷуд доштааст, ин мусаҳҳеҳи Девони Камоли Хуҷандӣ дар нашри худ бартараф кардааст.

Дар кори тасҳеҳу муқобила ва таҳияву нашри осори хаттӣ нусхаҳои қадима аз аҳамият ва афзалияти бештаре бархурдоранд. Аз ҳамин сабаб аст, ки ҳомилони ин фан дарёфту шинохти нусхаҳои қадима ва шоистаи эътимодро муқаддимаи кори сангини матншиносӣ ба ҳисоб овардаанд.

Таҳиягарону мусаҳҳеҳони матнҳои ёдшудаи девони Камоли Хуҷандӣ низ бар ҳамин шеваи илмӣ ангушт ниҳодаанд ва онро бунёди таҳқиқу тасҳеҳ қарор додаанд. Чунончи устод А. Давлатободӣ нусхаи мулкии худро «аз лиҳози навъи коғаз ва хат ва соири мушаххасот ақдами нусахи мавриди истифода» (Муқаддимаи мусаҳҳеҳ, саҳ. 26-27) медонад, Аҳмади Карамӣ хабар додаст, ки «аз нусхаи қадимаи девони Камоли Хуҷандӣ истифода кардааст» (Пешгуфтор, саҳ. 3). Эраҷи Гулисурхӣ итминон дорад, ки қадимтарин нусхаи девони Камоли Хуҷандиро ӯ дарёфта асоси матн қарор додааст. Дар ин хусус ӯ чунин навиштааст «Ин нусха, ки дар замони худи шоир ба дасти муридонаш дар хонақоҳи Вейлонкӯй навишта шудааст, ҳудуди соли 798 ё 800 ҳиҷрӣ гирдоварии он оғоз ва ба соли 821 ба поён расидааст. Бинобар ин наздиктарин нусха ба замони Камоли Хуҷандӣ ба шумор меравад ва ин матлабро нависандаи муқаддима дар китоб овардааст. Шояд ёдоварӣ карда бошам, ки муқаддимаи китоб нишонаҳои фаровон дорад аз ин, ки то поёни даврони китобат Шайх Камол дар қайди ҳаёт буда ва муридон орзуи давоми саломат ва иршоди ӯро доштанд» (Муқаддима, саҳ. 37). Албатта, суханони Эраҷи Гулисурхӣ дар хусуси он, ки Шайх Камоли Хуҷандӣ то соли 821 ҳиҷрӣ (1418 мелодӣ) дар қайди ҳаёт будааст, дур аз воқеият аст. Дори дунёро дар соли 803 ҳиҷрӣ (1400-1401 мелодӣ) падруд гуфтани Шайх Камоли Хуҷандӣ мусаллам аст ва ҷои баҳсе надорад. Андешаи Гулисурхӣ дар хусуси ин, ки китобати нусха 22 сол

идомат ёфтааст, низ саҳеҳ нест. Иштибоҳи ин донишманд дар он аст, ки муқаддимаи дар замони зиндагии шоир навишташударо мансуб ба Алии Домғонӣ медонад. Ҳол он ки дар гузашта бисёр иттифоқ меафтод, ки котибон ва таҳиягарони нусхаҳои хаттӣ муқаддимаи девонҳоро аз рӯи нусхаҳои қадимтар айнан рӯйнавис карда, дар аввали девон ҷой медоданд. Роҳи дигари ворид шудани ин гуна иштибоҳот боз дар он аст, ки маъмулан котибон ва нусханависон аз кадом нусха таҳия шудани китоби зери дасти худро зикр намекарданд ва нусхаҳои пешинаро чунонки ҳаст (албатта, бо костиву изофат ва саҳвулқалами ногузир) рӯйнавис мекарданд. Гоҳо таърихи китобати нусхаи аввалро ба такрор менавиштанд. Аз ин хотир наметавон қабул дошт, ки нусхаи китобатшуда ба қалами Алии Домғонӣ мутааллиқ ба замони зиндагии шоир аст.

К. Шидфар монанди таҳиягарону мусаҳҳеҳони дигари девони Камоли Хуҷандӣ навиштааст, ки нусхаи қаламишуда ба дасти Аҳмад ибни Алии Сироҷӣ қадимтарин нусхаи истифодабурдаи ӯст, ки соли 825 ҳ (1422 мелодӣ) китобат шудааст (нашри Маскав, Муқаддима, саҳ. 5).

Ҳамчунин дар пешгуфтори нашри Ш. Ҳусейнзода ва С. Асадуллоев ҷойгоҳи нусхаҳои қадима, ки мавриди истифодаи онҳо буд, таъкид ёфтааст.

Боиси тазаккур аст, ки эътимод ба нусхаҳои қадима бинобар сабабҳои зерин дар бунёди матншиносии илмӣ гузошта шудааст:

1. Дар нусхаҳои қадима асолати матн бештар ҳифз шудааст, зеро он нусхаҳо ё ба дасти муаллифон ё ба қалами ҳамзамонони онҳо китобат гардида, асолати матн дар онҳо маҳфуз аст.

2. Нусхаҳои қадима аз тасарруфи котибон камтар осеб дидаанд. Яъне ҳолатҳои ихтисор ё илова намудани байтҳо ё фиқароту ҷумлаҳо ба назар намерасад, дар он нусах тағъиротҳо хеле ҷузъию ночизанд.

Аммо бо гузашти солҳо тағъироти зиёде ба матн ворид мешавад. Теъдоди аз онҳо бо сабабҳои гуногуни зеҳнию иҷтимоӣ рух медиҳанд. Теъдоде дигар ғалатҳое ҳастанд, ки ғайри ихтиёри котибон рух додаанд. Ҳар гуна матне, ки такроран рӯйнавис мешавад, аз ғалатхонию ғалатнависӣ орӣ нахоҳад буд. Ҳатто бодиққаттарини котибон ба иштибоҳ роҳ медиҳанд. Аз ин хотир бо гузашти замон мутуни адабӣ ва ҳар матни дигар «нав» мешаванд ва таҳаввулеро паси сар мекунанд.

Пас қадимтарин нусхаи девони Камоли Хуҷандӣ кадом аст? Ин девон чӣ мушаххасоте дорад, ки онро бар девонҳои дигар тарҷеҳ медиҳанд?

Қадимтарин нусхаи девони Камоли Хуҷандӣ ба ривояти Фурсати Шерозӣ дар рӯзгори шоир китобат шудааст.

К. Шидфар дар муқаддимаи нашри худ (саҳ. 8) бо истинод ба навиштаҳои Фурсати Шерозӣ дар китоби «Осори Аҷам» (Бамбай, 1896, саҳ. 49) тазаккур додаст, ки девони Шайх Камоли Хуҷандӣ соли 771 ҳиҷрӣ (1369 мелодӣ) мураттаб гашта буд. Воқеан муҳаққиқони осори Камоли Хуҷандиро лозим аст, ки ҳақиқати ин ахбори Фурсати Шерозиро дигарбора бисанҷанд. Агар ашъори то соли 1369 сурудаи Камоли Хуҷандӣ мудавван гашта бошад, зоҳиран он девонро баъди аз Сарой ба Табрез баргаштани

Камоли Хуҷандӣ аз нав такмилу танзим карда, бар он пешгуфтори нафисе бо насри диловези форсӣ навиштаанд. Зеро дар ин пешгуфтор воқеаи ёздаҳ сол дар Сарой зиндагӣ ба сар бурдани шоир дақиқан зикр ёфтааст. Баъдан ҳамин нусхаро бознависӣ карданд ва ба тадриҷ аз ин нусхаи модар нусхаҳои дигаре ба майдон омаданд. Ба гумони мо тақрибан то солҳои бистуми қарни понздаҳ муқаддимаи девонро нигоҳ доштанд. Баъдан чун пай бурданд, ки дар муқаддима аз Камоли Хуҷандӣ ҳамчун як пешвою устоди зиндаю барҳаёт сухан рафтааст ва ин бо ҳақиқати амр ихтилоф дорад, муқаддимаро ҳазф карданд. Далели ин гуфтор ҳамон муқаддимаи маҳфуз дар нусхаи Алии Домғонист, ки китобати он соли 1418 анҷом ёфтааст. Аз ин лиҳоз ба гумони ғолиб метавон ҳадс зад, ки нусхаҳои дорои муқаддимаи насрӣ қадимтарин нусхаҳои девони Камоли Хуҷандӣ мебошанд.

Аз ин навъи нусхаҳои қадимаи девони Шайх Камоли Хуҷандӣ, ки дорои дебоча мебошанд, ду нусха бештар муаррифӣ нашудаанд. Эҳтимол дорад, боз ҳам нусхаҳои дорои дебоча мавҷуд бошанд. Агар дар оянда онҳо низ шинохта шаванд, имкон дорад ба сифати яке аз нусхаҳои қадима аз онҳо истиқбол ва истифода бикунанд.

Қадимтарин нусхае, ки таърихи китобати онро пиромуни соли 800 ҳиҷрӣ ҳисобидаанд, дар китобхонаи Остони Қудси Разавии Машҳад нигаҳдорӣ мешавад. Дар бораи ин нусхаи қадима Мунзавӣ чунин навиштааст: «Перомуни соли 800 (ҳиҷрӣ) ба рӯзгори сароянда, бо дебочае аз гирдоваранда, ки дар нусхаҳои дигар нест…» (А. Мунзавӣ, саҳ. 2498). Нусхаи дигари қадима, ки низ дорои дебоча мебошад, ҳамон нусхаест, ки зери шумораи 266 дар китобхонаи Мадрасаи шаҳид Мутаҳҳарӣ (дар Теҳрон) нигаҳдорӣ мешавад ва носихи он Алии Домғонист.

Ҳамчунин нусхаҳои хаттиеро аз девони Камоли Хуҷандӣ, ки то солҳои чилуми асри XV китобат шудаанд, ба ҳайси нусхаҳои шоистаи эътимод шинохтан мумкин аст. Чандтои онҳоро ин ҷо зикр мекунем:

1. Нусхаи хаттии китобхонаи «Кохи Гулистон», шумораи 10139, китобатшуда дар соли 835 ҳиҷрӣ.
2. Нусхаи хаттии Китобхонаи Бодлеани Оксфорд, шумораи 121, китобатшуда дар соли 839 ҳиҷрӣ.
3. Нусхаи хаттии Музеи Британия, зери шумораи 8193 Or, дар соли 839 китобат шудааст.
4. Нусхаи хаттии Институти шарқшиносии АИ Ӯзбекистон, шумораи 122, соли китобаташ 825 ҳиҷрӣ.

Аз зикри нусхаҳои қадимаи девони Шайх Камоли Хуҷандӣ падидор аст, ки қадимтарини онро мансуб ба соли 800 ҳиҷрӣ (1498 мелодӣ) донистаанд. Яъне ин нусха гӯё 2-3 сол пештар аз вафоти Камоли Хуҷандӣ китобат шудааст.

Аз сабаби он ки ҳамаи тасҳеҳгарон ва мураттибони нашри интиқодии девони Камоли Хуҷандӣ бар нусхаи Остони Қудс дастрасӣ надоштанд, ин нусха то ҳол дар тасҳеҳу нашр истифода нашудааст.

Ин ҷо ҷой дорад, ба дӯсти донишмандам мудиромили «Нашри мероси мактуб» ва мудири масъули фаслномаи арзишманди «Оинаи мерос» доктор Акбари Эронӣ ташаккур изҳор намоям, ки ҳамин нусхаи нодирро барои ин ҷониб таҳия фармуд, саъйи ӯ машкур ва дарахти умраш сабзу пурбор бод.

Ин нусха дар ҷузъи китобҳои адабӣ зери шумораи 529 ва дар феҳристи умумии китобхонаи Остони қудс таҳти рақами 4739 маҳфуз аст. Андозааш 24 х 13 сантиметр, дорои 248 варақ (496 саҳифа). Бо хатти настаълиқи хоно китобат шудааст, ҳар сафҳа ғолибан 13-14 сатр дорад. Аввалу охири ин кӯҳнакитоб афтодааст.

Он чи Аҳмад Гулчини Маонӣ – мураттиби Феҳристи нусхаҳои хаттии Китобхонаи Остони Қудси Разавӣ ва Аҳмад Мунзавӣ таърихи китобати ин нусхаро дар перомуни соли 800 ҳиҷрӣ (1498 мелодӣ) тахмин кардаанд, марбут ба дебочаи ин нусха аст. Дар дебоча нуктаҳои ҷолибе аз рӯзгори Шайх Камоли Хуҷандӣ ёд шудааст ва муаллифи дебоча бо иродати тамом бар ин шайхи хуҷандӣ барои ӯ орзуи саодат ва тӯли умр карда дар ҳаққаш чунин дуо кардааст: «Халладаллоҳу таоло баракота иршодиҳи алал оламин ва аббада зилола авотифиҳи алал исломи вал муслимин» (Худованди таоло баракоти ӯро бар оламиён ҷовидона бигардонад ва сояи меҳрубониҳои ӯро бар ислом ва мусалмонон пойдор бисозад).

Бояд тазаккур дод, ки дебочаи нусхаи Остони Қудси Разавӣ айнан ҳамон дебочаест, ки мо дар нусхаи Мадрасаи шаҳид Мутаҳҳарӣ мебинем, бо ин тафовут, ки нусхаи Остони Қудси Разавӣ тақрибан ду сафҳа аз оғоз бештар дорад, аммо хубии нусхаи қаламишуда ба дасти Алии Домғонӣ он аст, ки анҷомаи он то охир мукаммал аст. Яъне метавон гуфт, ки ин нусхаҳо якдигарро комил мекунанд. Дебочаи нусхаи Остони Қудс 10 саҳифа, нусхаи Мадрасаи шаҳид Мутаҳҳарӣ 6 саҳифа доранд.

Нусхаи Остони Қудс дорои 745 ғазал, 86 қитъа ва 12 рубоӣ буда, чунонки зикр шуд, аз аввал ва охир афтодагӣ дорад. Бинобар ин теъдоди қасоид низ дар ин нусха ҳамагӣ ду адад аст.

Нигорандаи ин сатрҳо низ қадимтарин нусха будани дастнависи Остони Қудси Разавиро таъйид месозад. Аммо бо ин тавзеҳот, ки ин нусха баъди даргузашти Шайх Камоли Хуҷандӣ ба поён омадааст. Яъне онро китобатшуда дар замони зиндагии шоир пиндоштан саҳеҳ нест. Барои дарёфтани моҳияти ин гуфтор ба мо матни девон кӯмак хоҳад кард. Аз дебочаи ин нусха то ғазали 156 зоҳиран ҳеҷ шубҳае дар боби ба замони зиндагии шоир таалluқ доштани он вуҷуд надорад. Вале аз ғазали 156 ба баъд котиби нусха борҳо бо ишораи «ва лаҳу тоба сароҳу» (ва ин (ғазал) низ аз ӯст, ки оромгоҳаш хуш бод) хонандаи девонро огоҳ месозад, ки шоир аз дунё даргузаштааст. Ҳамин ишораро ҳамчунин пеш аз ғазалҳои шумораи 162, 176, 177, 268, 325, 703 овардааст. Илова бар ин пеш аз ғазалҳои шумораи 166, 183, 195, 321 ибораи «ва лаҳу наввара марқадаҳу» (ва ин (ғазал) низ аз ӯст, (Худованд) қабрашро пурнур гардонад), дар оғози ғазалҳои шумораи 172, 235, 291 ибораи «ва лаҳу қуддиса сирруҳу» (ва ин (ғазал) ҳам аз ӯст, оромгоҳаш покиза бод) ва пеш аз ғазалиёти 341 ва 717 ибораи «ва лаҳу тоба мадҷааҳу» (ва ин (ғазал) ҳам аз ӯст, ки бистари хобаш хуш бод) сабт

шудаанд. Ин ишораҳо далели равшане бар он аст, ки дар вақти анҷом ёфтани китобати ин нусха Шайх Камоли Хуҷандӣ ин сарои фониро падруд гуфта, ба ҷовидон пайваста буд. Метавон ҳамин гуна ҳадс зад, ки котиби нусха баъди анҷом додани китобати бахше аз девон хабари ба манзили охират расидани шоирро шунида бошад. Агар чунин намебуд, имкон дошт, ки дебочаро ҳазф бикунад ва ё ҳадди ақал ибороти болоиро пеш аз қасоид, ё дар аввали ғазалиёт, ё дар дохили 150 ғазали аввал биёварад.

Тартиби танзими ашъор дар ин девон аз рӯи алифбои таҳаҷҷист ва оғози ҳар бахше аз ғазалҳо бо ишороти «ҳарфул алиф», «ҳарфул бо» ва амсоли инҳо мушаххас гаштааст. Аввал қасоид, баъдан ғазалиёт ва муқаттаоту рубоиёт сабт шудаанд. Барои ҳарфҳои радифи «сои мусалласа», «зол», «айн» ашъоре оварда нашудааст. Азбаски баъзе авроқи нусха аз мобайн низ афтодаанд, ғазалҳои радифи «нун» ва «ҳои ҳавваз» низ ба чашм намерасанд. Ҳамчунин вақти муқовабандии муҷаддад ҷойи баъзе сафаҳот дигар шудааст. Чунончи дар ин нусха ғазалҳои шумораи 502 то 516 ба радифи «шин» ҳастанд, аммо дар поёни ғазалҳои радифи «мим» боз даҳ ғазали дигар ба радифи «шин» сабт шудааст, ки ба тартиби ҳамин нусха ғазалҳои шумораи 635 то 644 мебошанд. Бо назардошти он ки ин ғазалҳо дар чаҳор варақ пасу пеш навишта шудаанд, пай бурдан душвор нест, ки идомаи ҳарфи «шин» ҳастанд ва ба ҳангоми муқовабандӣ иштибоҳан дар ҷойи дигар оварда шудаанд.

Нусхаи Остони қудс дар тасҳеҳи муҷаддади девони Шайх Камоли Хуҷандӣ хеле судманд хоҳад буд. Агарчи нусха аз хатоҳо холӣ нест, эҳсос мешавад, ки асли ғазалиёти шоир дар ин нусха бештар ҳифз шудаанд.

Барои таҳаққуқи ин, ки матлаби баёншуда мустанад бошад, ба ғазали зерин таваҷҷӯҳ фармоед:

*Дило насими саодат вазид, ҳозир бош ,*
*Расид мужда, ки дилбар расид, ҳозир бош.*
*Ба хуфтаи шаби ҳиҷрон бирав, хабар бирасон,*
*Бигӯ, ки субҳи иноят дамид, ҳозир бош.*
*Зи хоки пош ғуборе к-аз он тараф бархост,*
*Ба дида равшанӣ шуд падид, ҳозир бош.*
*Зи ҷоми васл аз он қатраҳо, ки ҷонафзост,*
*Ба коми ҷони ту хоҳад чакид, ҳозир бош.*

*Ба шаҳри ишқ шабу рӯз ид бошаду шӯр,*
*Мабош ғоиб аз ин шӯру ид, ҳозир бош.*
*Макун зи пиру мариди гузашта чандин фикр,*
*Ту пириву ҳама олам мурид, ҳозир бош.*
*Калиди қуфли дил аз ҳар дарe маҷӯй, Камол,*
*Зи дер боз ба туст ин калид ҳозир бош.*

*(ғазали 635)*

Дар нусхаи устод Азизи Давлатободӣ дар байти аввал ба ҷои «насими саодат» «насими иноят», дар байти дувум ба ҷои «шаби ҳиҷрон» шаби «меҳнат» ва ба ҷои «субҳи иноят» «субҳи саодат» омадааст. Ҳамчунин байти 5-уми ғазал чунин сабт шудааст:

*Ба шаҳри ишқ ҳама иди ишқ бошаду сӯз,*
*Мабош ғоиб аз ин сӯзу ид ҳозир бош.*

Чунин ба назар мебошад, ки аз лиҳози фасоҳату мантиқ забти нусхаи Остони қудс беҳтар аст.

Ё дар ғазале дигар Шайх Камол фармудааст:

*Офтоб ар гӯядат ман бо ту мемонам маранҷ,*
*Чун ба худ гарм аст, худро меситояд офтоб.*

(ғазали 47)

Дар нусхаи А. Давлатободӣ «... ман бар ту мемонам» сабт шудааст. Бо иноят ба ғазалҳои дигари шоир пай бурдан чандон душвор нест, ки нусхаи «... ман бо ту мемонам» беҳтар аст. Чунонки дар ҷойи дигар гуфтааст:

*Гар парӣ мегӯядат ман бо ту мемонам, маранҷ,*
*Беадаб, гар одамӣ будӣ нагуфтӣ инчунин.*

Дар байти зерин ба мисраи дувум таваҷҷӯҳ бояд кард:

*Пеши ҳусни пойдорат, к-он бурун аст аз шумор,*
*Даври ҳусни маҳ ду ҳафта, даври гул як ҳафта аст.*

*(ғазали 129)*

Дар нусхаи А. Давлатободӣ «Даври ҳусни гул ду ҳафта, даври гул як ҳафта аст» сабт шудааст. Барои соҳибназарон пӯшида нест, ки нусхаи Остони қудс саҳеҳ аст. Мазмун он аст, ки моҳ дар ду ҳафта комил мешавад ва баъди он ҳуснаш рӯ ба завол меорад ва даври гул ҳам як ҳафта беш нест, аммо ҳусни маҳбуби ҳақиқӣ то ҷовидон пойдор хоҳад монд.

Дар бораи имтиёзоти нусхаи Остони қудс имкон дорад боз ҳам далоили дигаре биёварем. Аммо дар баҳси татбиқӣ ва нусхашиносии ҷудогонае инро матраҳ кардан беҳтар аст.

Аз вежагиҳои дигари ин нусха боз он аст, ки матни девон зоҳиран аз ҷониби котиб бозхонӣ нашудааст. Афтодагии нуқтаҳо ва баъзе калимот гувоҳи ин андеша хоҳад буд. Албатта, ҷой-ҷой дар ҳошия баъзе тасҳеҳот ба хати котиби нусха ба чашм мерасад, аммо ин гуна ислоҳот ҳамзамон бо китобати ашъор сурат гирифтаанд ва зоҳиран нусханавис калимаи фаромӯшшударо ҳамоно дар ҳошия овардааст.

Имло ва шеваи навишти ҳарфҳои «коф» ба ҷои «гоф», «б» ба ҷои «п», «ҷим» ва ҷои «чим», гузоштани сенуқта ба зери «син» дигарбора қадима будани ин нусхаро тасдиқ хоҳанд кард.

Ҳамин тавр, метавон натиҷа гирифт, нусхаи Остони Қудси Разавӣ яке аз қадимтарин нусхаҳои девони Шайх Камоли Хуҷандист, ки то замони мо маҳфуз мондааст ва

истифодаи он дар тасҳеҳу нашри тозаи девони Камоли Хуҷандӣ аҳли таҳқиқро барои ироаи матни ба асл наздик кӯмаки фаровон хоҳад кард.

Дар асоси нусхаҳои қадимаи хаттӣ ва нусхаҳои интишоршуда ояндаи наздик чунин корҳоро анҷом додан лозим меояд:

1. Қиёсу татбиқи нусхаҳои интиқодии девони Шайх Камол ба ин васила тасҳеҳу ислоҳ кардани саҳву хатоҳои ҷойдошта.

2. Муайян кардани мансубияти ашъоре, ки дертар ба нусхаҳои хаттӣ роҳ ёфтанд.

3. Такмил додани куллиёти ашъор аз тариқи фаро гирифтани намунаҳои тозаёфтшуда, ки дар нусахи қадимаи навпайдо мундариҷанд.

4. Тадқиқи заминаҳои асосии тағйири матни ашъори Шайх Камол, сабабҳои ворид шудани байтҳои илҳоқӣ, нусхабадалҳо ва ғайра.

Муқоисаи нусхаҳои интиқодии девони Шайх Камол, ки ба саъю эҳтимоми Азизи Давлатободӣ, К.Шидфар, Э.Гулисурхӣ, А.Карамӣ, Ш. Ҳусейнзода ва С. Асадуллоев ба табъ расиданд, аз он далолат медиҳад, ки то имрӯз на ҳама ашъори Камоли Хуҷандӣ ҷамъоварӣ шудааст. Баъзе ғазалҳо танҳо дар яке аз нашрҳои интиқодӣ сабт шудаанд.

Чунончи ғазалҳои зеринро ба сифати намуна баррасӣ мекунем:

*Аз ту натвонад буридан кас ба осонӣ маро,*
*Гар намедонад касам, боре ту медонӣ маро.*
*Миҷмари ишқи туро уд аз вуҷуди худ кунам,*
*Гар барои имтиҳон чун уд сӯзонӣ маро.*
*Сар нагардонам зи ҷаврат то сарам бар тан бувад,*
*Гар ба сар гардад ҷаҳон чун гӯй гардонӣ маро.*
*Эй шуда шерони олам дар сари зулфат асир,*
*Ман саги кӯи туам, аз дар чӣ меронӣ маро.*
*Йусуфи сонӣ туиву пири канъонӣ манам,*
*Дар фироқи худ масӯзон, Йусуфи сонӣ, маро.*
*Толеъам масъуд гардад, ахтарам тобон шавад,*
*Гар Камоли хастаи мискини худ хонӣ маро.*

*****

*Куҷо медиҳад дастам он бевафо,*
*Ки пояш бибӯсам аз марҳабо.*
*Кушудан зи зулфат гираҳ мушкил аст,*
*Дар ин шева мӯ мешикофад сабо.*
*Бикаш домани ҳусн чун гул зи ноз,*
*Ки бар қадди ту дӯхтанд ин қабо.*
*Даҳони ту мим асту боло алиф,*
*Худо офарид ҳар ду аз баҳри мо.*
*Макун пеши мо зикри ҳалвои лаб,*
*Чу кардӣ, бикун раҳмате бар гадо.*

*Маро з-он назар ин қадар чашмҳост,*
*Ки он хоки по донам аз тӯтиё.*
*Гадои дари мост гуфтӣ, Камол,*
*Чунин аст, шайъуллаҳ, эй подшо.*

Ғазали аввал дар нусхаҳои Азизи Давлатободӣ, К. Шидфар, Ш.Ҳусейзода ва С. Асадуллоев наёмадааст, яъне ғазалест, ки бори аввал ба тавассути нашри Эраҷи Гулисурхӣ манзури доираи васеи хонандагон гардид. Азбаски нусхаи китобаткардаи Алии Домғонӣ, ки Эраҷи Гулисурхӣ онро асоси матн қарор додааст, ба замони зиндагии Камоли Хуҷандӣ мансубият дорад, ҷои шубҳа нест, ки ғазал аз Шайх Камол аст.

Ғазали дуюм низ аз лиҳози матншиносӣ ҷолиб аст. Дар нусхаҳои интишордодаи К. Шидфар, Ш. Ҳусейзода ва С. Асадуллоев матни ғазал чунин омада:

*Чу зулфи ту буд аз такассур дуто,*
*Ба боде бияфтод мискин зи по.*

Бино ба ишораи К. Шидфар дар нусхаи Институти осори хаттии АИ Тоҷикистон низ ғазал бо матлаи

*Куҷо медиҳад дастам он бевафо,*
*Ки пояш бибӯсам пас аз марҳабо.*

ифтитоҳ ёфтааст, ки бо қадимтарин нусах мувофиқат дорад.

Ҳамчунин дар нусхаи қадимаи Алии Домғонӣ байти зерин мастур аст:

*Маро з-он назар ин қадар чашм ҳаст,*
*Ки он хоки по донам аз тӯтиё.*

Айни ҳамин байт дар нусхаи мӯътабари Институти осори хаттии АИ Тоҷикистон низ ба чашм мерасад. Дар нусхаҳои дигар ба ҷои ин байти зерин сабт кардаанд:

*Кас он хоки раҳ ҷуз ба мижгон нарӯфт,*
*Ба чашм аз пайи он равад тӯтиё.*

Қиёси ин нусхаҳо дол бар он аст, ки ғазал аз ҷониби худи Шайх Камол таҳрир шудааст. Матлаи

*Чу зулфи ту буд аз такассур дуто,*
*Ба боде бияфтод мискин зи по.*

аз лиҳози тасвиру шеърият зеботар афтодааст, эҳтимоли қавӣ ҳаст, ки муаллиф матлаи навро тарҷеҳ додааст.

Баъзан ҳамин гуна таҳрирҳои муаллифиро ба эътибор нагирифта, теъдоди ғазалҳои Камолро афзудаанд. Ҳоло ба ду ғазали дигар мутаваҷҷеҳ бошед:

*Мо чу қатъи назар аз рӯи накӯ натвонем,*
*Дил ба беҳудаи бадгӯй чаро ранҷонем.*
*Марҳаме ку, ки ба соҳибғараз аз мо гӯяд,*
*Ки дигар дар ҳақи мо ҳар чӣ ту гӯӣ, онем.*
*Зоҳид он беҳ, ки гузорад ба сари худ моро,*
*З-он ки мо маслиҳати худ беҳ аз ӯ медонем.*

*Беш аз ин нест, ки ӯ домани олуда зи халқ*
*Боз мепӯшаду мо боз намепӯшонем.*
*Мо на онем, ки гар хок шавад қолаби мо,*
*Гарди савдои ту аз домани ҷон афшонем.*
*Халқ гӯянд, ки ринд асту назарбоз Камол,*
*Ҳар чи гӯянд, ба рӯи ту, ки сад чандонем.*

*****

*Мо лабатро намаки хони малоҳат хонем,*
*Холи мушкини туро донаи дилҳо донем.*
*Ба даҳонат, ки беҳ аз қанди мукаррар бошад,*
*Ҳар ҳадисе, ки аз он лаб ба забон меронем.*
*Зоҳид он беҳ, ки гузорад ба сари худ моро,*
*З-он ки мо маслиҳати худ беҳ аз ӯ медонем.*
*Беш аз он нест, ки ӯ домани олуда зи халқ*
*Боз мепӯшаду мо боз намепӯшонем.*
*Эй дил, он беҳ, нагӯӣ маразе худ ба табиб,*
*Ки дилат сабр бифармояду мо натвонем.*
*То наёбад кас аз ин оразе мо ваҷҳи вуқуф,*
*Ранги рухсора ба хуни мижа мешӯёнем,*
*Мо на онем, ки гар хок шавад қолаби мо,*
*Гарди савдои ту аз домани ҷон афшонем.*
*Халқ гӯянд, ки ринд асту назарбоз Камол,*
*Ҳар чи гуфтанд, ба рӯи ту, ки сад чандонем.*

Ин ду ғазал ҳам аслан як аст. Шартан ба тартиби иқтибос нусхаи аввал ва таҳрири сонӣ меномем. Нусхаи аввал дар дастнависи донишкадаи Шаҳиди Мутаҳҳарӣ мансуб ба қалами Алии Домғонӣ, нусхаи Институти осори хаттии Академияи илмҳои Тоҷикистон, нусхаи Институти шарқшиносии  Академияи илмҳои Ӯзбекистон сабт шудааст, ки азақдами нусах ва мӯътабартарини онҳо ба ҳисоб мераванд.

Таҳрири дуюм дар нусхаи Алии Домғонӣ, нусхаи Институти осори хаттии Тоҷикистон дида нашуд. Агар ҳар ду ғазал қиёс ояд, возеҳ хоҳад шуд, ки аз таҳрири аввал чаҳор байтро пазируфтаву ғазалро матлаи нав оварда бо иловаи байтҳои дуввум, панҷум, шашум таҳрири нави ғазал ба амал омадааст. Азбаски таҳрири дуюм дар нусхаи мӯътабари Институти шарқшиносии Академияи илмҳои Ӯзбекистон, ки соли 1422 китобат шудааст, мастур, онро аз ғазалҳои таҳрифкардаи котибон пиндоштан дуруст нест. Аниқтараш ин нусхаҳо ду таҳрири як ғазаланд.

Ин аснод шаҳодат медиҳад, ки як қисми ғазалҳо аз ҷониби худи Шайх Камол таҳриру такмил шудаанд. Агар ба ин матлаб маълумоти Фурсати Шерозиро биафзоем, ки нусхаҳои девони Камоли Хуҷандӣ ҳанӯз соли 1369 китобат шуда буданд, ҳақиқати ин таҳриру такмилҳо бештар ба тазоҳур меояд. Ба ҳар ҳол дар ин самт ибтикороти тозаи муҳаққиқона лозим аст, дар навбати аввал танзими кашф-ул-абёти девони

Камоли Хуҷандӣ ногузир аст. Ба тавассути он байтҳои «сайёр» ва ғазалҳои таҳрирхӯрадаро дарёфтан осон мегардад. Агар кашфулабёт ҳам аз рӯи калимоти аввал ва ҳам қофияи ғазалиёт сурат гирад, беҳтар аст, зеро ин ду самти тадқиқ якдигарро такмил медиҳад. Чаро ки ҳолатҳои бар асари иваз кардани калимаҳои аввали матлаъ такрор ёфтани ғазалиёти Шайх Камол мушоҳида шудааст. Чунончи ғазали

*Аз ҳоли дил ба дӯст на имкони гуфтан аст ,*
*Бар шамъ сӯзи синаи парвона равшан аст.*

дар ҷилди аввали «Девони Камоли Хуҷандӣ» (Маскав, 1975, саҳ. 91) мунташир гардида, айнан ҳамин ғазал бо табдили пешоянди «аз» ба «гар» матлаи ғазали шумораи 209 (саҳ. 230)-ро ташкил додааст:

*Гар ҳоли дил ба дӯст на имкони гуфтан аст,*
*Бар шамъ сӯзи синаи парвона равшан аст.*

Аслан ҳар ду як ғазаланд, агар дар ихтиёри мураттиб кашфулабёти қофияи ғазалҳои Шайх Камол қарор дошт, ин такрор рух намедод.

Падидаи дигари нодир он аст, ки баъзан худи шоирон дар асоси як матлаъ ду ғазал гуфтаанд. Агар кашфулабёт танҳо бар мабнои байтҳои матлаъ танзим шавад, ин тазоҳуроти аҷиби шеъри форсӣ дар паси пардаи хафо монданаш мумкин аст.

Боз ба ду ғазали дигар мутаваҷҷеҳ мешавем:

*Номи маҳ бурдам шабе рӯи туам омад ба ёд,*
*Дар дили шаб ҳалқаи мӯи туам омад ба ёд.*
*Дар намози ишқ пеши қиблаи рухсори ту,*
*Сураи «нун» хондам, абрӯи туам омад ба ёд.*
*Васфи аглогу салосил хондам андар ояте,*
*Аз гирифторони гесӯи туам омад ба ёд.*
*Ашкро дидам ба сар галтон миёни хоку хун,*
*Куштагони чашми ҷодуи туам омад ба ёд.*
*Зоҳиде мекард рӯзе васфи ризвону биҳишт,*
*Аз муқимони сари кӯи туам омад ба ёд.*
*Чун шунидам зикри тӯбо гаҳ баланду гоҳ паст,*
*Эътидоли сарви дилҷӯи туам омад ба ёд.*
*Мекушудам ҳамчу гул авроқи девони Камол,*
*Бӯи ҷон омад, аз он бӯи туам омад ба ёд.*

*II*

*Номи маҳ бурдам шабе рӯи туам омад ба ёд,*
*Зикри шаб кардам дил аз маҳ бо сари зулфат фитод.*
*Дида чун нақши санавбар баст бо худ дар хиёл,*
*Қаддат омад пеши чашму дар баробар истод.*
*Гар намоӣ бо ду доли зулф қадди чун алиф,*
*Ҳар куҷо дар ишқ мазлумест ёбад аз ту дод.*

*Дур бод аз доли зулфат дасти мо савдоиён,*
*То касе ангушт бар ҳарфи ту натвонад ниҳод.*
*Гуфта будӣ: Чун кунӣ ёдам, шавад дарди ту кам,*
*То чунин кардам, ки гуфтӣ, он зиёдат шуд зи ёд.*
*Буд дар ишқат муроди дидаву дил хун шудан,*
*Ҳар дуро: алҳамдулиллаҳ, дар канор аст ин мурод.*
*То бидӯзад бо хаёлат дидаи гирён Камол,*
*Як ба як дӯшина сӯзанҳои мижгон об дод.*

Эраҷи Гулисурхӣ ғазали дуюм ва Ш. Ҳусейнзодаву С. Асадуллоев ғазали аввалро наёвардаанд, зоҳиран матлаи умумӣ онҳоро водор кардааст, зеро сарфи назар кунанд. Аслан ин ду ғазал комилан мустақиланл, ки яке аз дигар беҳтар афтода.

Шайх Камол матлаъҳои зеборо хуш дошт. Чунонки худ фармудааст:

*Матлаи анвори ҳусн аст он рухи чун офтоб,*
*Матлаъе гуфтам бад-ин хубӣ, кӣ мегӯяд ҷавоб.*
Ва
*Матлаъи ҳусну ҷамол аст офтоби рӯи дӯст,*
*Ҳусни матлаъ бин, ки дар матлаъ ҳадиси рӯи дӯст.*

Зоҳиран ҳамин шефтагӣ илқо кардааст, ду ғазали зебо таҳти як матлаъи умумӣ бигӯяд. Аз ин сабаб ҳазф кардани яке аз онҳо мақбул нест. Масъалаи асосӣ, муҳим ва душвору печидаи матншиносии ашъори Камоли Хуҷандӣ татбиқу қиёси нусхаҳо, дарёфти шакли сиҳҳати мисраю байт, таркибу вожаҳост, ки сабру шикебоӣ, тааммуқ, санҷаю меъёрҳои дақиқ, пуштвонаи мӯътамади ақлӣ, завқу фаросати комил мехоҳад. Бо вуҷуди ҳушдор кардани Шайх Камол дар қитъаи «Макун хоҷа ислоҳи шеъри Камол» тасарруфоте чунон ба шеъри ӯ ворид кардаанд, ки дар натиҷаи он асолати матн коста, маъниҳо сусту воҳӣ ва норавшану хилофи мантиқ ба назар метобанд. Имкон дорад тасарруфоти котибону ноширони осори Камолро ба чанд қисм табақабандӣ намоем:

1. Камтар таваҷҷӯҳ зоҳир кардан ба лутфи сухани шоир, чунонки худ мегӯяд ба такаллуфоти шеър. Лафз дар таҳти қалами мӯъҷизаофари шоир бо ҳазор карашмаи маънавию сувари таҷаллӣ мекунад. Иҳому лутфи зарифона, суханбозиҳои қашанг, савтиёти дилангез, маъниҳои рехта тору пуди шеъри ӯро зиннат додаанд, рӯҳи ирфонӣ ба он равони рӯшан бахшидааст. Бар асари таваҷҷӯҳи кам ба сифатҳои зикршуда саҳву иштибоҳот рух дода, ҳусни сухани шеър коста мегардад.

Чунонки ин мавзӯъ дар байтҳои зерин хеле рӯшан зуҳур кардааст:

*Хатте, ки лабат дар назар овард зи ёқут,*
*Инсоф тавон дод, ки ёқут навиштаст.*

* * *

*Хатат, ки бар хати ёқут мениҳам тарҷеҳ,*
*Навиштаанд, бар он лаъли лаб, ки «анта малеҳ».*

* * *

*Нанвишт кас дар мактабе болотар аз ёқут хат,*
*Болои ёқут ӯ хате, бингар, чи зебо мекашад.*

* * *

*Бар лаб хатат навиштаи ёқут хондаанд,*
*Он хол нуқта, к-аз қалами ӯ чакида буд.*

Дар девони Камол лафзи «ёқут» бисёр ба кор рафтааст, вале он лутфу балоғат ва ишорати малеҳ ба хати ёру хати Ёқут бештар аз ҳамин чаҳор мавриد нест.

Ноширони нусхаи тоҷикистонии девони Шайх Камол лафзи «Ёқут»-ро ба ҳарфи хурд навишта, лутфи суханро пай нагирифтаанд. Дар мисраи дуюми байти аввал ва дар мисраи аввали байтҳои дигар бояд вожаи «ёқут» исми хосро ифода кунад. Дар воқеъ Камоли Хуҷандӣ аз маъруфтарин хаттоти асри XIII Ҷамолиддин Ёқути Мустаъсамӣ (вафоташ соли 1298) ёд оварда, мазмунҳои латиф бунёд кардааст.

2. Саҳву хатоҳое, ки аз нусхаҳои қаламӣ ва нашрҳои пешина мегузаранд. Муҳаққиқи матн бояд сари ҳар калима, таъбир, ибора, ҳар мисраю байт фикр кунад, ҷиҳатҳои мумтоз ва табиати шеъри форсиро асоси шинохт қарор диҳад, то матни таҳиякардаи ӯ камхато ва ба асл наздик қарор гирад. Дар матни девони ашъори Камоли Хуҷандӣ баъзе хатоҳое ба чашм мерасад, ки аз нашре ба нашри дигар нақл мешавад. Табиист, ки чунин иштибоҳот аз бедиққатӣ рух медиҳад. Чунончи байти зерин дар матни таҳиякардаи К. Шидфар ба ин қарор сабт ёфтааст:

*Донӣ чӣ гуфт Исӣ бо ошиқони динӣ,*
*Чандин ҳиҷоб бинед аз ним сӯзани мо.*

Айни ҳамин нусха дар матни интиқодии чопи Душанбе (ҷилди 1, саҳ. 38) такрор шудааст. Дар ин байт ибораи «ошиқони динӣ» маънӣ ва лутф надорад. Эраҷи Гулисурхӣ заъфи мантиқии байтро пай бурда, таҳрири дигари онро сабт кардааст:

*Донӣ, чӣ гуфт Исӣ бо ошиқони диӣ,*
*Чандин ҳиҷоб бинед аз ним сӯзани мо.*

Зоҳиран «ошиқони диӣ», яъне дирӯза маънӣ дорад ва мақсади шоирро ифода кардааст. Вале ин ношир ҳам асли нусхаро наёфтааст. Барои дарёфти он аз қиссаи Исо (а) огоҳӣ бояд дошта бошем. Мувофиқи ин қисса чун Исо (а) ба фалаки чаҳорум расид, аз арш нидо омад, ки ӯро нигоҳ доред ва тафтиш кунед, аз ашёи дунё ҳамроҳи худ чӣ дорад. Аз гиребони ҷомаи пашмини дарида сӯзани шикастае пайдо карданд. Нидо омад, ки ӯро дар ҳамон ҷо нигоҳ доред. Яъне бар асари як сӯзани шикаста Исо (а) дар нимараҳ монд. Шайх Камол ҳамон мазмунро ба назм овардааст:

*Донӣ чӣ гуфт Исӣ бо ошиқони дунйӣ,*
*Чандин ҳиҷоб бинед аз ним сӯзани мо.*

«Дунйӣ» шакли имолавии «дунё» аст, яъне Исо суханашро ба ошиқони дунё, яъне ба дунёпарастон гуфт, на ба ошиқони динӣ ё ошиқони диӣ. Мисраи аввали ин байтро бо назардошти имола чунин навиштан беҳтар аст:

*Донӣ, чӣ гуфт Исо бо ошиқони дунё.*

Имолаи дунё дар ғазалҳои дигари Шайх Камол низ ба кор рафтааст:

*Ошиқ ар омад ба кӯяш дунйиву уқбӣ нахост,*
*Ҷониби Тур омадан мақсуди Мӯсо дигар аст*

*Васли ӯ монда чаро давлати дунё талабед,*
*Давлатеро, ки беҳ аз дунйиву уқбо, талабед.*

Дар нашри душанбегии девони Камоли Хуҷандӣ («Ирфон», 1983, ҷ. 1, саҳ. 490) ҷои «дунйиву уқбо» «диниву уқбо» сабт шудааст, ки дуруст нест.

Байти

*Камол, дар сухан аксар маонии ту нав аст,*
*Накӯ, шинохтаи «лаззата ликулли ҷадид».*

дар нусхаи К. Шидфар, Ш. Ҳусейнзода ва С. Асадуллоев бо табдили ду калимаи охир мисраи аввал чунин сабт шудааст:

*Камол дар сухан аксар маъонии ту навишт,*
*Накӯ хондаӣ «лаззата ликулли ҷадид».*

Эраҷи Гулисурхӣ низ ҳамин нусхаро пазируфтааст. Вале «навишт» ё «навашт» гуфтан лутфе надорад. Худи Камол дар мисраи дуввум «лаззата ликулли ҷадид», яъне лаззат дар нав будан, дар тозагист гуфтааст, аз ин рӯ, дар сухан аксари маъниҳо нав аст гуфтан асаҳ аст.

3. Тасарруфоти бошуурона ва мақсаднок ба мутуни асари бадеӣ. Амали носавоб ва тахрибгар аст, ки асосан бо аҳдофи иҷтимоӣ ва қисман талқини мавзӯъву ғояи муайян рух медиҳад. Ба тақозои он баъзе ҷузви асарҳои алоҳида ё байту порчаҳои манзум ҳазф шуда нусхаи номукаммалро ба табъ расонидаанд, калимаю ибораҳоро иваз кардаанд, ки махсусан дар нашрҳои тоҷикистонӣ зиёд аст. Намунаҳояшро дар осори матбӯи Рӯдакӣ, Низомӣ, Ҳофиз, Ҳилолӣ ва шоирони дигар пайдо кардан душвор нест. Ин навъи хатоҳои текстологӣ ба осори Шайх Камол низ таъсир расонидааст. Чунончи ғазали машҳури ӯ «Ғарибӣ»-ро баррасӣ намоем, ки ҳақиқати ин масъала бештар зуҳур мекунад. Ин ғазал дар аксари таълифоти илмии муҳаққиқони муосир, дастуру китобҳои дарсӣ роҳ ёфта, ҳамчун санади боэътимод дар баёни зиндагиномаи Камоли Хуҷандӣ хидмат кардааст. Ба воситаи ин ғазал дурафтодагӣ, заъфу нотавонӣ, орзуи ватан доштан, дар ғурбат ҷон супурдани шоирро талқин намудаанд. Ҳол он ки сарчашмаҳо аҷзу нотавонӣ, қашшоқию муфлисӣ, таваҷҷӯҳ надоштани аҳли Табрезу Сарой ба шахсияти ӯро зикр накардаанд, ахбори манбаъҳо баръакси тасаввуроти онҳоест, ки Камоли Хуҷандиро ғарибу муфлису дурафтода тасаввур менамоянд. Ҳамин маънӣ аз он ғазали машҳур низ собит намешавад. Ин матлабро ношири девони Шайх Камоли Хуҷандӣ – Эраҷи Гулисурхӣ бисёр хуб шарҳ дода, чунин навиштааст: «Бештар дар Машриқзамин кӯшиш шудааст то бузургонашонро ғарибу дармондаву мазлум бидонанд ва шояд ҳам ончунонишон биноманд, аз ҷумла дар бораи Камоли Хуҷандӣ бо истинод ба баъзе ашъораш сухан аз ғарибиву дармондагии ӯ сар кардаанд

ва дар баъзе нуқот ҳатто бар сина кӯфта ва бар ғарибиву мазлумияти ӯ ашк рехтаанд, дар ҳоле ки воқеъият дар зиндагии Камол дақиқан ҷуз ин будааст. Хоҷа Камоли Хуҷандӣ на фақат дар Хуҷанду Чочу дигар шаҳрҳо маъруфу мавриди алоқаи мардум буда, балки бо он ҳама ишқу садоқат дар гуфтор ба ҳар куҷо, ки рафта қадр дида ва бар садр нишаста, аммо мутаассифона мебинем, ба яке ду ғазал аз ӯ истинод мекунанд ва ҳунармандеро, ки садҳо муриди адабиву ҳазорон тариқатӣ дошта чунон нишон медиҳанд, ки дар Чин асир будаву дар ғурбат ба сахтӣ ҷон медодааст.

Нахуст ба ғазале, ки матлаъи онро меоварем, истинод мекунанд:

*Дил муқими кӯи ҷонон асту ман ин ҷо ғариб,*
*Чун кунад бечораи мискин тани танҳо ғариб.*
*Орзуманди диёри хешаму ёрони хеш,*
*Дар ҷаҳон то чанд гардам бесару бепо ғариб.*

ишора дорад ба дурии ҷон аз ҷонон, ё рӯҳу равон аз он ҷойгоҳи нахустин чи ба эътиқоди сӯфиён ҷон дар ин домгаҳ ғариб афтодаву ҳар лаҳза орзу дорад, то бар остони арши худовандӣ бӯса занад («Девони Шайх Камоли Хуҷандӣ», Теҳрон, 1995, саҳ. 32-33).

Вобаста ба унсурҳои текстологии ин ғазал ду нуктаро зикр кардан зарур аст:

1. Ғазали «Ғарибӣ» дар нусхаҳои қадимаи девони Шайх Камол, аз ҷумла дар нусхаи китобхонаи Остони қудси Разавӣ, нусхаи донишкадаи Шаҳиди Мутаҳҳарӣ, ки замони зиндагии шоир китобат шудаанд, ҳамчунин дар нусхаҳои қадимаи мансуб ба Институти осори хаттии АИ Тоҷикистон, Институти шарқшиносии АИ Ӯзбекистон, Институти шарқшиносии АИ Русия (шаҳри Санкт-Петербург) сабт нашудааст.

2. Дар ҳамаи нусхаҳои баъдина, ки ин ғазал дарҷ ёфтааст байти матлаъро чунин овардаанд:

*Дил муқими кӯи ҷонон асту тан ин ҷо ғариб,*
*Чун кунад бечораи мискин тани танҳо ғариб.*

Дар нусхаҳои тоҷикистонӣ ба ҷои «тан»-и мисраи аввал «ман» навиштаанд ва ҳамин «ман» «ғарибӣ»-и Камоли Хуҷандиро мушаххас ва таъин кардааст. Намедонам, аз чӣ сабаб дар иқтибоси Эраҷи Гулисурхӣ низ, ки дар боло фаро гирифтем, ҷои «тан» «ман» омадааст, ки дуруст нест. Ҳол он ки худи муаллиф дар зимни девон (ҷилди 2, саҳ. 1050). «Дил муқими кӯи ҷонон асту тан ин ҷо ғариб» овардааст.

Зоҳиран ин ғазал бори аввал дар нусхаи китобаткардаи Султоналии Машҳадӣ сабт шудааст ва дар ҳамаи нусхаи дигар «тан ин ҷо ғариб» овардаанд. Ҳамчунин байти

*Чун дар ин даврон намеафтад касе бар ҳоли худ,*
*Дар чунин шаҳре, ки мебинӣ, кӣ афтад бо ғариб.*

баъд ба ғазал ҳамроҳ карда шуд. Ҷои тааҷҷуб аст, ки дар баъзе чопҳои тоҷикистонӣ «бар ҳоли худ»-ро ҳам ислоҳ карда «бар ҳоли мо» овардаанд.

Алъон китобе, ки дар дасти хонандаи мӯҳтарам қарор дорад, девони мукаммали Камоли Хуҷандӣ ба ҳисоб меравад. Таҳиягарони матн Абдуҷаббор Шоаҳмадов ва Саидумрон Саидов кӯшиш ба харҷ додаанд, ки ғазалҳоеро вориди ин девон созанд, ки қаблан дар

Тоҷикистон интишор нагаштаанд. Ҳамчунин девони мазкур аз лиҳози сиҳҳатии матн аз нусхаҳои пешинаи тоҷикистонӣ имтиёз дорад. Дар ин замина заҳматҳои суханшиносони ҷавон, номзадҳои илми суханшиносӣ Шарифҷон Тоҷибоев, Мавҷуда Ӯрунова, Мавлуда Неъматова шоистаи тазаккур аст. Умедворем интишори ин девон армуғони арзандае ба 690-солагии Шайх Камоли Хуҷандӣ хоҳад буд.

**Абдулманнон Насриддинов,**
**Доктори илмҳои филологӣ,профессор**

# ҚАСИДАҲО

Ифтитоҳи сухан он беҳ, ки кунанд аҳли камол
Ба санои маликулмулк Худои мутаъол.
Подшоҳе, ки ба перомуни ҷоҳаш нарасад
Аз азал то ба абад васмати нуқсону завол.
Бар дари бори ҷалолаш набувад ҷои нишаст
Шаҳриёрони ҷаҳонро ба ҷуз аз саффи ниъол.
Дар ҳарими малакуташ, ки малак бор наёфт,
Ақлу ҳис амри муҳол аст, ки ёбанд маҷол.
Оҳанинпой чу паргор шуду ҳам нарасид
Некандеша дар он доира илло ба хаёл.
Ҳаст дар чашми ҳама ноқису муъталлулъайн
Ҳар ки мақрун ба чунин зот кунад шибҳу мисол.
Қудрати ӯст, ки парварда ба ширинкорӣ
Тӯтии нотиқаро дар шакаристони мақол.
Ҳикмати ӯст, ки парвонаи дин дода ба ақл,
То ниҳад шамъи ҳидоят ба шабистони залол.
Гар бихонӣ  ба масал ояти ҳилмаш бар кӯҳ,

Бо ҳама сангдилӣ нола барояд зи ҷибол.
Бурда з-оинаи дил ғуссаи ӯ ранги ҳазан,
Руфта аз гӯшаи хотир ғами ӯ гарди малол.
Пеши асҳоби яқин бурдани номаш ба забон
Ҳамчунон аст, ки бо ташналабон васфи зулол.
Мепарад мурғи риҷо ҷилвакунон шох ба шох
Дар ҳавои чамани раҳмати ӯ фориғбол.
Гар шаҳодат бинависем ба каҷтабъии нафс,
Доли худ бар каҷии ҳайъати худ бошад дол.
Ё Раб, он дам, ки ба селоби аҷал хонаи умр
Бипазирад халалу тан шавад аз ғам чу хилол,
Чашм бар роҳи иноят ниҳад ин ҷисми заъиф,
Аҷз пеш оварад, он рӯз бувад мискинҳол.
Ба чароғи рухи он моҳ, ки бурданд ба чарх,
Ҳафт қандили зарандуд аз ӯ нури ҷамол.
Ба камолоти Муҳаммад, ки ба ҳақ ёфтаанд
Аҳли байт аз шарафи сӯҳбати ӯ иззу ҷалол,
Ки аз он ҷо, ки иноёти Худовандии туст,
Назари раҳмати худ бознагирад зи Камол.
Ҳар як аз моидаи васл насибе талабанд,
То киро бахт нишонад ба сари хони висол.
Шуда аз соқии лутфи ту ҷаҳоне сероб,
Ҳамчунон баҳри карам мавҷзанон моломол.

Эй зоти ту бо зуҳури олам
Чун хилқати Мустафову Одам!
Бар лавҳи вуҷуд нуқтаи саҳв
Афтода муаххару муқаддам.
Дар фотиҳаи ҳуруфи номат
Мактуми хавоси исми аъзам.
Дар доияи давоми умрат
Аз ҳаййи аввал фаришта мулҳам.
Унвони малак туро мусаххар,
Иқлими дувал туро мусаллам.
Шукри ниами ту амри куллӣ,
Таъзими дари ту боби мӯъзам.
Дар мушкили мулк ақли доно
Бо раъйи ту гуфта «анта аълам».
Дар баҳси каломи мантиқи ту
Бо нотиқа гуфтаанд абкам.
Килки ҳамадони роздорат
Дар машварати мулук маҳрам.
Пири хирадат ба ройи анвар
Чун субҳ ба офтоб ҳамдам.
Наздики саҳар, ки кӯси султон
Афканд фиғон ба ҳафт торам,
Бар гӯшаи боми ту Ҳумомӣ
Хонд ин ғазалу баҳо тараннум.
Эй, хаста дилам ба новаки ғам,
Бар хастадилони хеш ирҳам!
Аз турраи ту ба рӯйҳо чин
В-аз абрӯи ту ба пуштҳо хам.
З-он ғамза нишаста бар дили реш
Пайкони туям ба ҷои марҳам.

Болотар аз абрӯят маҳи нав
Бинанд бар осмон, вале кам.
Соҳибназарон аз он ду наргис
Дур аз ту ба чашмҳои пурнам.
Хун шуд дилу ашк аз давидан

З-ин рӯй дамаш фитода бар дам.
Ҷон аз ғаму дарди бешуморат
Ногуфта ба кас зи сад яке ҳам.
Аз ҷаври ту бандаи муҳаққар
Шуд бар дари хоҷаи муаззам.
Дастури мамолик – он ки хонанд
Шоҳон зи каримияш мукаррам.
Он к-аз алами мафохири ӯ
Шуд кисвати ифтихор муълам.
Анфоси шарифи атрсояш
Бо сомеа дода қуввати шам.
Аз манзари хубу ваҷҳи амлаҳ
Бо босира завқ карда мунзам(м).
Дар даври нишоти ӯ лаби ҷом
Аз ханда нашуд даме фароҳам.
Соил ба далоили сахояш
Нокарда суол, гашта мулзам.
З-ин ғам, ки адӯст бо зару сим,
Пурчин шуду зардрӯю дарҳам.
Эй бо карами ту хушклаб ям
В-аз файзи ғамат ғамомро ғам!
Бо абри кафи ту файзи амтор
Чун рашҳаи новадону Замзам.
Бо аъйни атот ям тиҳичашм
Чун чашмаи мими паҳлуи ям.
Бар хасми ту тез карда дандон
Дандонаи сини сайф бо сам.
Карда қаламат чу теғ дар фатҳ
Бо каср мухолифи туро зам(м).
Дар ҷону дили адӯи ноқис
Ғамҳои музоиф асту мудғам.
Аз мадҳи ту банда дар тараққист
Бар боми фалак ниҳода саллам.
Анфоси ман аз баландқадрӣ
Исист, к-аз осмон занад дам.

Аз килки душохи меваи рӯҳ
Резон суханам чу нахли Марям.
Бурданд, Камол, гӯи даъвӣ
Назми туву наср – ҳар ду бо ҳам.
Ин аз шуарои мо таоххар
В-он аз фузалои мо тақаддам.
Девони ту гар касе бихонад
Дар пеши суханварони олам,
З-ин гуфта равад Заҳир аз ҷой,
Чӣ ҷои Заҳир, Анварӣ ҳам.
Гӯянд қасидаи ту хом аст
Пухтасуханони номусаллам.

Ин хом, вале чу нуқраи хом
В-он пухта, вале чу пухташалғам.
Ашъори ману ҷавоби ёрон
Ҳарчанд мумосиланд бо ҳам,
Фарқе зи сарост то Сурайё
В-аз лутф  ситора то ба шабнам.
Чун кӯҳи Хуҷанд омад ин шеър
Бо оби баланду номи мӯҳкам.
Ҳангоми дуост, даст бардор,
Эй Хизр, ки Исии ту дар дам!
То тоҷварони мулк бар тахт
Дар дасти чап оваранд хотам.
Бод аз чапу рост шоҳу дарвеш
Пеши ту ниҳода даст бар ҳам!
Дар нақши нигини давлати ту
Хосияти нақши хотами Ҷам.
Боғи тарабат ба оби ин шеър
Чун равзаи хулд сабзу хуррам.
Аз мӯҳлати умри душманон ёд
Кардему каломано биҳотам.

## ДАР НАЪТИ ҲАЗРАТИ МУҲАММАД (с)

Эй маҳи рухсори ту, матлаъи субҳи яқин,
Ғошияи кибриёт шаҳпари Рӯҳуламин.
Оинадори рухат орази моҳи тамом,
Такягаҳи минбарат пояи чархи барин.
Сояи қадди ту дид дар чамани дилбарӣ,
К-аз сари хиҷлат намонд сарви саҳӣ дар замин?
Аз гули рухсори туст лолаи серобро
Қатраи обе, ки ҳаст бар ҷигари оташин.
Хатти ҷабини ту буд он, ки шудаст ошкор
Бар варақи коинот нақши расули амин.
Одами хокӣ, ки буд пешрави анбиё,
Доғи қабули ту дошт бар сари лавҳи ҷабин.
Шаҳнаи ҳукми туро тири қазо дар камон,
Бозуи амри туро теғи қадар дар камин.
Зери рикоби туянд шоҳсаворони давр,
Ғошиядорони ту коргузорони дин.
Хотами иқболи туст он, ки ба мӯҳри қабул
Хушку тари коинот дошт ба зери нигин.
Бе ту куҷо пай барад дар ҳарами кибриё
Сӯфии парҳезгор, зоҳиди хилватнишин?
Хоки кафи пои туст домани охирзамон,
Дасти ту з-он барфишонд бар ду ҷаҳон остин.
Муддаиён нашнаванд наъти Камоли туро,
Лоиқи ҳар гӯш нест донаи дурри самин.
Саҳнаи каррубиён вирди санои ту бод,
То ки ба субҳи нушур бар ту кунанд офарин.

## ДАР ТАВҲИД

Эй бар камоли қудрати Ту ақли кул гувоҳ,
Бар лавҳи кибриёи Ту тавқеъи ло Илоҳ.
Ошуфтагони хоки раҳат раҳравони дин,
Дурдикашони ҷоми ғамат соликони роҳ.
Аз шабнами атои Ту як қатра баҳру кон
В-аз партави ҷамоли Ту як зарра меҳру моҳ.
Мурғи умед аз кафи ҷуди Ту донаҷӯй,
Дасти ниёз бар дари адли Ту додхоҳ.
Номи Ту сайқалест, к-аз оинаи вуҷуд
Берун барад ба нури хирад ранги иштибоҳ.
Султони ғайрати Ту ба фармони «кун факон»
Гард аз раҳи вуҷуд баровард бесипоҳ.
Осори сунъи Туст, ки бар тоқи нилгун
Субҳи сафед рӯй намуд аз шаби сиёҳ.
Анвори ҳусни Туст, ки аз ҷайби осмон
Хуршед баркашид чу Юсуф зи қаъри чоҳ.
Он ҷо, ки оби лутфи Ту, сад неш гашта нӯш
В-он ҷо, ки боди қаҳри Ту, сад кӯҳ гашта коҳ.
Гоҳ аз ту ҷон барад ба сафо пири дурднӯш,
Гоҳ аз Ту хун хӯрад ба ҷафо тифли бегуноҳ.
Бинҳад насими лутфи Ту дар нофи нофа мушк,
Бандад самуми қаҳри Ту бар шохи гул гиёҳ.
Мӯсо калими боргаҳи Тусту посбон,
Фиръавн рондаи назари Тусту подшоҳ.
Тоат чӣ суд зоҳиди парҳезгорро,
Гар бар дари қабули Туяш нест обу ҷоҳ?
Эй Он ки соликони дари кибриётро
Набвад ба ҷуз сародиқи эҳсони Ту паноҳ!
Бахшой бар Камол, ки нуқсонпазир нест
Гар бар хӯранд аз Ту муҳиббони боргоҳ.

# ҒАЗАЛИЁТ

Аз пероҳанат бӯе омад ба гулистонҳо,
Карданд пур аз накҳат гулҳо ҳама домонҳо.
Бо ришта ҳама чоке шуд дӯхта в-ин турфа,
К-аз риштаи зулфи ту чок аст гиребонҳо.
То хони малоҳатро орост ба сабзӣ хат,
Афканд лаби лаълат шӯре ба намакдонҳо.
Гар зулф барафшонӣ, дар по фиканӣ сарҳо,
Чун лаб ба ҳадис орӣ, барбод диҳӣ ҷонҳо.
Дидори рақиб аз дур афзуд маро гиря,
Аз абри сияҳ бошад афзунии боронҳо.
Бемори туро ҳар дам шарбат диҳаду марҳам,
Бе чошнии дардат фарёд зи дармонҳо.
Ид аст, Камол, ар ёр дорад сари қурбонӣ,
«Мо низ яке бошем аз ҷумлаи қурбонҳо».*

***

Аз ту як соат ҷудоӣ хуш намеояд маро,
Бо дигар кас ошноӣ хуш намеояд маро.
Гӯиям: Рав з-ин дару султони вақти хеш бош,
Баъди султонӣ гадоӣ хуш намеояд маро.
Чокаронатро намегӯям, ки хоки он дарам,
Бо бузургон худситоӣ хуш намеояд маро.
Гуфтамаш: Дар оби ораз акси рӯятро намо,
Гуфт: Ҳар дам худнамоӣ хуш намеояд маро.
Аз лаби лаълат напарҳезам ба даврони ду чашм,
Пеши мастон порсоӣ хуш намеояд маро.
Мункири зӯҳдам ба рӯят, то назарбоз омадам,
Покбозам ман, дағоӣ хуш намеояд маро.
Сӯфиён гӯянд: Чун мо хезу дар рақс о, Камол,
Ҳолату ваҷди риёӣ хуш намеояд маро.

* Мисраъ моли Саъдии Шерозист.

Аз ошиқӣ ҳамеша ҷавон аст пири мо,
Холӣ мабод ишқи бутон аз замири мо.
Бо он ки чун чароғи саҳар шуд ҷавонамарг,
Ҳам дер зист муддаии зудмири мо.
Сад ҷон зи мо ситонду ба як бӯса ваъда дод,
Бисёрбахш дилбари андакпазири мо.
Дар дил ба қадри зарра нағунҷад хаёли ғайр,
К-аз меҳри ӯ пур аст замири мунири мо.
То кай дуои васли камонабрӯвон кунем,
Чун бар нишона ҳеч наяфтод тири мо?
Ҷонро чу нест аз тану танро зи ҷон гурез,
Аз мо ҷудо машав дигар, эй ногузири мо!
Дорем сабр андаку беш аз шумор шавқ,
Пӯшида нест аз ту қалилу касири мо.
Рӯзи ҳисоб ғам нахӯрем аз гунаҳ, Камол,
Гар иқди зулфи ёр бувад дастгири мо.

***

Он ки дар дил ҳаваси рӯзи висол аст ӯро,
Хоби хуш дар сар агар ҳаст, хаёл аст ӯро.
Дил зи чашмаш чӣ шуд, ар кард саволи назаре,
Худ назарҳост дар он, ҷои суол аст ӯро.
Холи лабҳош ба хуни дили соҳибназарон
Ташна аз чист, чу дар пеш зулол аст ӯро?
Офтоб аз ҳаваси он, ки шавад ҳамсари ӯ,
Истад рост в-аз ин бими завол аст ӯро.
Дили бемори ман аз долу алиф холӣ нест,
То қади чун алифу зулфи чу дол аст ӯро.
Ба ҷигархунии бисёр ба каф кард ғамаш,
Хуни ушшоқ бихӯр, гӯ, ки ҳалол аст ӯро.
Ба Камол аст ҳама ҷавру ҷафову ситамаш,
Ин сифатҳо, ки шунидӣ, бакамол аст ӯро.

Эй бод, макаш турраи ҷононаи моро,
Занҷир маҷунбон дили девонаи моро!
Он шамъи Чигил, гӯ, ки ба рақс ораду парвоз
Ин сӯхтадилҳои чу парвонаи моро.
Диданд зиён он, ки ба сад ганҷи Фаридун
Карданд баҳо гавҳари якдонаи моро.
Диданд сиришкам ҳама ҳамсояву гуфтанд:
Ин сел, аҷаб, гар набарад хонаи моро.
Дил гарчи хароб аст зи ғам, чун ту дароӣ,
Обод кунӣ кулбаи вайронаи моро.
Хоби хуши субҳат барад аз дидаи махмур,
Шаб гар шунавӣ наъраи мастонаи моро.

Хоҳад гилаҳо кард Камол имшаб аз он зулф,
Шабҳое чунин гӯш кун афсонаи моро.

***

Эй хати ту сабзии хони бало,
Холи сиёҳи ту нишони бало.
Лаъли лабат, к-он дили ман кард хун,
Хонамаш аз дарди ту кони бало.
Зоҳиди худбин ба умеди атост,
Ошиқи мискин нигарони бало.
Дод нишонам камарат з-он миён,
Боз фитодам ба миёни бало.
Дур зи пеши ту бало з-они мост,
Пеши ту мо низ аз они бало.
Чун накашам оҳ, агар баркашӣ
Аз мижаҳо теғу синони бало?
Рӯ ба дуо ор зи чашмаш, Камол,
То раҳӣ аз фитна замони бало.

Эй равшанӣ аз рӯи ту чашми нигаронро,
Ин равшании чашм мабодо дигаронро.
Бо ҳусни туву нози ту сӯзеву ниёзе
Ҷони дигаронро, дили соҳибназаронро,
Зоҳид зи ту пӯшад назару зӯҳд фурӯшад,
Ин бехабаронро нигар, он бебасаронро.
Аз пеши ман он ҷони ҷаҳонро гузаронед,
То хуш гузаронем ҷаҳони гузаронро.
Ҷон аз сари кӯи ту надорад сари парвоз,
Мурғе, ки чаман ёфт, наҷӯяд таяронро.
Гуфтам: Ба ҳақи он дили сангин, ки вафое,
Вақфе набувад пеши ту савганди гаронро.
Бинмо ба Камол он лабу хун хӯрдани ӯ бин,
К-он бода ҳалол аст чунин нуқлхуронро.

***

Эй зи ғамат дил ба ҷафо мубтало,
Бе ту ба сад гуна бало мубтало.
Сокини кӯи ту ба чанги рақиб
Чун ба саги хона гадо мубтало.
Ҳамчу дили хуншуда аз дасти туст
Бо рухи мо он кафи по мубтало.
Бо ту чӣ гӯям, ки чиҳо мекашад,
Доим аз он зулфи дуто мубтало?
Ғуссаи хат ё ғами холат хӯрам,
Бин, ки шуд ин дил ба чиҳо мубтало.
Кард дар оина назар ҳусни ту,
Дид ба худ низ туро мубтало.
Ҳаҷр басар шуд ба ниёзи Камол,

Ёфт раҳоӣ ба дуо мубтало.

Эй саропардаи султони хаёлат дили мо,
Карда дарду ғами ту хона ба обу гили мо.
Сар ба фирдавс наёрем чу зулфи ту фурӯ,
То ба хоки сари кӯи ту бувад манзили мо.
Мушкили мо даҳани туст, ки ҳаст он ё нест,
Ҷуз ба мантиқ лаби ту ҳал накунад мушкили мо.
Шамъ худро сазад ар бар накашад чун қандил,
Шаб чу аз талъати худ нур диҳӣ маҳфили мо.
Бикун, эй шайх, дуое, ки бимирем ҳама,
То дигар нанги чунин хун накашад қотили мо.
Дида чандон ки биронад сухан аз гавҳари ашк,
Ёр дар гӯш наёрад сухани нозили мо.
Дид сели мижа дар пеши Камол он маҳу гуфт:
Дур ба доман барад, ар гиря кунад соили мо.

***

Эй ғамат ёри бенавоиҳо,
Бо ман аз дераш ошноиҳо.
Аз чароғи рухат ба хонаи чашм
Дар шаби тира рӯшноиҳо.
Кафи пой аз рухам гурезонӣ,
То каят ин гурезпоиҳо?
Саги кӯят ба ман намуд рақиб,
Будаш ин ҳам зи худнамоиҳо.
Муфлисонем масту бодаталаб,
Мекунем аз лабат гадоиҳо.
На самарқандиӣ, на зоҳид, чист
Хунукиҳову порсоиҳо?
Покбозӣ, бишӯй даст, Камол,
Бо майи равшан аз дағоиҳо.

Ин чӣ маҷлис, чӣ биҳишт, ин чӣ мақом аст ин ҷо,
Умри боқӣ, рухи соқӣ, лаби ҷом аст ин ҷо.
Давлате, к-аз ҳама бигзашт, аз ин дар нагузашт,
Шодие, к-аз ҳама  бигрехт, ғулом аст ин ҷо.
Чун дарой ба тарабхонаи мо бо ғами дил,
Ҳама гӯянд, махур ғам, ки ҳаром аст ин ҷо,
Мо ба боми фалакем, аз бари мо гар биравӣ,
Бирав оҳиста, ки ҷому лаби бом аст ин ҷо.
Нест дар маҷлиси мо пешгаҳу саффи ниол,
Шоҳу дарвеш надонанд кадом аст ин ҷо.
Сифати уд ҳама сӯхтаву гарм равем,
Ба ҷуз аз зоҳиди афсурда, ки хом аст ин ҷо.
Чанд пурсӣ, чӣ мақом аст, Камол, ин ки турост,

Ин мақоме, ки на манзил, на мақом аст ин ҷо.

***

Айюуҳалатшон фӣ водилҳаво,
Ҷӯй-ҷӯён ҷониби дарё биё!
Ёрро пеши дари ҳар ташнае
Қолат-ил-аквоба қул-қул қавлано.
Аз сақоҳум раббуҳум ибриқҳост
То ба лаб пеши лаби мову шумо.
Гиря то чанд аз аташ, эй нури чашм,
Пеши чашма оби чашме баркушо!
Лав ваҷадт-ал-Хизра айнан фантабаҳ,
Кайфа Яҳйӣ-н-нуна фӣ айнулбақо.
Аз насит-ал-ҳут агар ёдет ҳаст,
Ҳамчу он моҳӣ ба ҳазрат ошно.
Гар талабгорӣ, машав дур аз Камол,
Лам таҷид бӯъдӣ валиян муршидо.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва
бори аввал беғалат ва мавзун дар
Тоҷикистон нашр мешавад.

---

Баъд аз имрӯз ошкоро дӯст медорам туро,
Аз ту чун пӯшам, нигоро, дӯст медорам туро
Дар вуҷуди ман зи ҳастӣ ҳар сари мӯе, ки ҳаст,
Дӯст медорад маро, то дӯст медорам туро.
Хоҳ дар дил бош сокин, хоҳ дар ҷон шав муқим,
Гар дар ин ҷой в-ар он ҷо, дӯст медорам туро.
Орам ояд пеши сарву лола рафтан дар чаман,
То бад-он рухсору боло дӯст медорам туро.
Гар набошӣ дӯстдорам, дӯст дорам ҳамчунон,
З-он ки ман бе ин таманно дӯст медорам туро.
Дидаву дил ҳар яке танҳо туро доранд дӯст,
Худ мани бедил на танҳо дӯст медорам туро.
Гуфтаӣ: Хун резамат, то душманам дорӣ, Камол,
Ман худ аз баҳри чунинҳо дӯст медорам туро.

***

Бигзор дар он кӯй мани ашкфишонро,
То дида диҳад об гулу сарви равонро.
Ҳайф аст бар он рух, ки фитад сояи гулбарг,
Гулбарг таҳаммул накунад бори гаронро.
Душвор кашад нақши ду абрӯи ту наққош,
Осон натавонанд кашидан ду камонро.
Гуфтам, ки лабат зери ду дандон чу бигирам,
Дорам нигаҳаш. Гуфт: Нигаҳ дор забонро!
Ғайр аз дили ошиқ чу нашуд чизи бутон кам,
Ин турфа, чӣ карданд даҳонрову миёнро?!
Бӯсе зи лабаш гуфт ба мову зақани ёр
Шуд зомини он ваъда ҳам инрову ҳам онро.
Бигрифт Камол он зақан акнун ба тақозо,
«Оре, бадали хасм бигиранд замонро»*

* Мисраъ аз Анварии Абевардӣ.

Бе ғамат шод мабод ин дили ғампарвари мо,
Ғам хур, эй дил, ки ба ҷуз ғам набувад дар(х)вари мо.
Дардмандему хабар медиҳад аз сӯзи дарун
Даҳани хушку лаби ташнаву чашми тари мо.
Муфлисонем, ки дар давлати савдои ғамат
Ҳосили ҳар ду ҷаҳон ҳеч наярзад бари мо.
Гар ту дар миҷмараи ғам дили мо сӯзонӣ,
Ҳамчунон бӯи ту ёбанд зи хокистари мо.
Мекунам шодӣ аз он рӯз, ки гуфтӣ ба рақиб,
К-ин гадоест, ки ҳаргиз наравад аз дари мо.
Дили мо гум шуду ҷуз бод наёбем касе,
Ки шавад ранҷаву орад хабари дилбари мо.
Қимати сӯҳбати мо дон, ки ҳамин дам бошад,
Ки барад ҳаҷри ту аз кӯи ту дарди сари мо.
Узри соҳибназаронат шавад он дам равшан,
Ки бубинад маҳи рӯи ту маломатгари мо.
Сифати рӯи ту чун дар қалам овард Камол,
Гул барад нусхаи ҳусн аз варақи дафтари мо.

***

Ту худ ба гӯш наёрӣ ҳадиси зории мо,
Ки дар ту кор накардаст дарди кории мо.
Шунидам он, ки кушодӣ забон ба дашномам,
Азизи ман, чӣ кушояд туро зи хории мо?
Гар, эй насим, шабе бигзарӣ ба он сари зулф,
Ба гӯши ӯ бирасон зикри беқарории мо.
Ҳазор бор ба ҷон бори меҳнатат бурдем,
Ба ҳеч барнагирифтӣ ту бурдбории мо.
Агарчи аз ду ҷаҳон кардаем қатъи умед,
Ба лутфу раҳмати ӯ ҳаст умедвории мо.
Сазад, ки зайли карам бар гуноҳи мо пӯшанд,
Ба рӯзи ҳашр чу бинанд шармсории мо.
Камол, дар саги кӯяш улувви ҳиммат бин,
Ки ор оядаш аз ҳамдамиву ёрии мо.

Ҷоно, зи гарди кӯят пур бод домани мо
В-ин далқи гардхӯрда сад пора бар тани мо.
Дил сокинӣ надорад бе хоки остонат,
Эй хоки остонат то ҳашр маскани мо!
Мо чашми хеш равшан дидан наметавонем,
То ту наменишинӣ дар чашми равшани мо.
Гуфтем: Теғ баркаш! Гуфтӣ: Гуноҳ бошад.
Бод ин гунаҳ ҳамеша аз ту ба гардани мо!
Дӣ мешудам дар он кӯ, омад нидо аз он сӯ,
К-эй ошиқи сару зар, магзар ба гулшани мо!
Донӣ, чӣ гуфт Исо бо ошиқони дунйӣ:

Чандин ҳиҷоб бинед аз ним сӯзани мо.
Шаб бо Камол, эй тан, дар хоб шав, ки он моҳ
Ояд ба буздии дил аз бому равзани мо.

***

Чашмат ба ғамза кушт мани бегуноҳро,
Худ зулфро чӣ гӯяму холи сиёҳро.
Бо оҳу рӯи зард зи холат шудем дур,
Бод омаду зи дона ҷудо кард коҳро.
Мардум зи маҳ ҳисоб гирифтанд солҳо,
Нагрифт дар ҳисоб ҷамоли ту моҳро.
Ҷавҳар, ки қимат аст, кашандаш ба эҳтиёт,
Ман ҳам ба дида мекашам он хоки роҳро.
Аз ҳиммати гадои ту бошад фурӯ ҳанӯз,
Бар арш агар кашанд шаҳон боргоҳро.
Султони ҳусн, гӯ, сӯи дилҳо назар гумор,
Мулк они ӯст, к-ӯ бинавозад сипоҳро.
Номи Камоли хоҷа, ки дарвеш хондаӣ,
Дарвеш хондаӣ ба ғалат подшоҳро.

Ҷаҳоне пур зи мақсуд асту роҳе равшану пайдо,*
Дареғо, ташналаб хоҳем мурдан бар лаби дарё.
Касе, к-аз талъати хуршед ҷуз гармӣ намебинад,
Дило, маъзур медораш, ки дорад чашми нобино.
Ба бӯи васли ҷон мехӯр ғами ҳиҷрон, ки хуш бошад
Кашидан заҳмати хор аз барои роҳати хурмо.
Ҷаноби ишқ бас олист, Мусоҳиммате бояд,
Ки натвон бар чунин Туре шудан бе ҳиммати воло.
Чу бо худ ҳамсафар бошӣ дар ин раҳ, борҳо афтӣ,
Ки борат обгина-сту раҳат пурхору пурхоро.
Гарат донистани илми ҳуруф аст орзу, сӯфӣ,
Нахуст афъол некӯ кун, чӣ суд аз хондани асмо?
Зи чашму зулфи ӯ ошиқ куҷо ёбад ҳузури дил,
Ки дар ҳар гӯшае фитнасту дар ҳар ҳалқае ғавғо.
Зи хуршеди ҷамоли ӯ шаби зиндадилон равшан,
Ба даври қадди ӯ бигрифт кори ошиқон боло.
Магӯ, к-арбоби дил рафтанду шаҳри ишқ шуд холӣ,
Ҷаҳон пур Шамси Табрез аст, марде ку чу Мавлоно?
Ба кунҷи эминӣ натвон нишаст аз чашму зулфи вай,
Ки дар ҳар ҷонибе шӯрасту дар ҳар хонае яғмо.
Ба ноаҳл ар нишон додӣ, Камол, аз хоки даргоҳаш
Кашидӣ кӯҳли биноӣ, вале дар дидаи аъмо.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободӣ дар шакли комил ба нусхаи ҳозир афзуда шуд.

Чашмат аз гӯшаи тақво бадар овард маро,
Масту ғалтон сӯи аҳли назар овард маро.
Хирқаи азрақи ман боз ба май гулгун шуд,
Ишқ ҳар дам ба дигар ранг даровард маро.
Дод беш аз дигарон ҷоми маям пири муғон,
Он тиҳӣ ношуда, ҷоми дигар овард маро.
Бода ҳарчанд ки хӯрдам, ба лабаш ташнатарам,
Ташнагӣ нуқлу шакар бештар овард маро.
Сухан аз мутрибу май гӯй ба ман, эй воиз,
Ки суханҳои дигар дарди сар овард маро.
Хоҳад омад ба сарам масту сабӯҳизада боз,
Саҳаре ҳотифи ғайб ин хабар овард маро.
Ашкам аз баҳри нисори кадами дӯст ба чашм
Мардумӣ карду ба доман гуҳар овард маро.
Ҷустам аз ҳоли дили рафта нишоне зи насим,
Бӯи ёр омаду аз ҷон хабар овард маро.
Ҷони ман чошние з-он лаби ширин талабид,
Ғами ҳаҷр омаду хуни ҷигар овард маро.
Масту савдозада чун наргиси соқист Камол,
Мастӣ он май зи лаби чун шакар овард маро.

***

Чашми ту аз ҳад мебарад бо ошиқон бедодро,
Аз нолаи мурғон чӣ ғам он дилсияҳ сайёдро?!
Мардум ба даври рӯи ту дар гиряанд аз оҳи ман,
Шарт аст борон рехтан дар мавсими гул бодро.
Гуфтӣ: Зи бунёд афканам онро, ки бар ман дил ниҳад,
Гар ҷурм ин бошад, нахуст аз ман бинеҳ бунёдро.
Бӯсе ба ширинкорӣ ар кардам тарош аз ту, чӣ шуд?
Айбе набошад сӯи худ теша задан Фарҳодро.
Ҳошо, ки аз ғамҳои ту ман банда бошам дар гила,
Ҳаст аз ғамат озодие ҳам банда, ҳам озодро.
Зикри баланди қоматаш меоядам дар гӯши ҷон,
Эй порсо, оҳиста хон, баҳри Худо, авродро!
Манъи Камол аз ошиқӣ, ҷони бародар, кай тавон?
Панди падар монеъ нашуд расвои модарзодро.

Чашму абрӯи ту гӯянд, ки дар мазҳаби мо
Ҳақ бувад куштани ушшоқ алайҳилфатво.
Бо рақиб ар ба сари ман ту шабехун орӣ
Ӯ маё, гӯ, ба сари ман ҳама вақте ту биё.
Масал аст ин ки: «Бувад дӯст фидои раҳи дӯст».
Кушт ғам Вомиқу Маҷнун, ту бикуш низ маро.
Ҳар чӣ хоҳам ман аз он лаб ту ба «ло!» дафъ кунӣ,
Бахшише кун ба гадое, ки кунад дафъи бало.

Ҳама кас нози ту ҷӯянд, на чун ман ба ниёз,
Ҳама дашноми ту хоҳанд, на чун ман ба дуо.
Ба саломат, ки нахоҳам, ки равад сӯи ту бод,
Ҳайфам ояд, ки фиристам ба саломи ту сабо.
Қиссаи дарди ҷудоӣ чу нависем, Камол,
Дил ҷудо нола кунад, хома ҷудо, нома ҷудо.

***

Чу зулфи ту буд аз такассур дуто,
Ба боде бияфтод мискин зи по.
Кушудан зи зулфат гираҳ мушкил аст,
Дар ин шева мӯ мешикофад сабо.
Бикаш домани ҳусн чун гул ба ноз,
Ки бар қадди ту дӯханд ин қабо.
Кас он хоки раҳ ҷуз ба мижгон нарӯфт,
Ба чашм аз паи он равад тӯтиё.
Даҳони ту мим асту боло алиф,
Худо офарид ин ду аз баҳри мо.
Макун пеши ман зикри ҳалвои лаб,
Чу кардӣ, бикун раҳмате бар гадо.
Гадои дари мост гуфтӣ, Камол,
Чунин аст шоуллаҳ, эй подшо!

Чӣ раҳо кунӣ ба шӯхӣ сари зулфи дилраборо,
Ки аз ӯ баҳам барорӣ ҳама вақт ҳалқҳоро.
Ба дусад адаб бар он дар чу хатост баргузаштан,
Ҳаракоти номуносиб зи чӣ рӯ бувад сaборо?
Шабу рӯз ғайри дарде нахӯрам бар остонат,
Ки давои хубрӯён нарасад мани гадоро.
Нашавад зи гарди фитна сари кӯи дӯст холӣ,
Ба ду зулф агар бирӯбад ҳама умр хоки поро.
Чӣ диҳӣ дигар ба чашмат зи балои худ амонат?
Ба ато макун ҳаволат, ба бало супор моро.
Чу ба дасти хеш теғам бизанӣ, даме раҳо кун,
Ки зи соидат бигирам ба ҳавола хунбаҳоро.
Медиҳед, гӯ, табибон ба Камол марҳами ҷон,
Чу супурд ҷон ба ҷонон, чӣ кунад дигар даворо?

***

Ҳалол бод майи хулду ҳур зоҳидро,
Ки вогузошт ба риндон шаробу шоҳидро.
Мабур зи гардани сӯфӣ қилодаи тасбеҳ,
Гузор, то бибурад гардани муқаллидро.
Зи фикру зикру риёзат димоғро халал аст,
Бигир ҷому бимон фикрҳои фосидро.
Ба рағми зоҳиди худбин чу май кашам аз ҷом,
Ба обгина кашам мил чашми ҳосидро.

Машав ба майкада ғоиб зи чашми пири муғон,
Ки бо мурид назарҳост пири муршидро.
Аҷаб, ки шаҳна нагашт аз имоми мо воқиф,
Ки харҷ кард ба май вақфҳои масҷидро.
Камол, лофи ибодат мазан, ки чашми бутон
Ба як назар барад аз раҳ ҳазор обидро.

Доми дилҳост зулфи дилбари мо,
Хонамаш дома зиллаҳу абадо.
Сайд аз он доми зулф  чун биҷаҳад,
З-он ки домест печ-печу дуто.
То ҷудо сохтӣ зи банди ду зулф,
Дили ман сохтӣ зи банд ҷудо.
Гаҳ кашам нозу гаҳ кашам зулфат,
Бинигар, к-аз ту мекашем чиҳо.
Рехт хунҳои тоза дар кӯят,
То буриданд сар ду зулфи туро.
Гӯяд он зулф ло, чу хоҳам васл,
Чанд гуфт он сиёҳрӯ ло-ло?
Хоки роҳи ту шуд Камолу ту зулф
Ҳам накардӣ ба хоки роҳ раҳо.

***

Дар чаман мерафт зикри қомати дилдори мо,
Сарв доман барзаду омад ба бустон ростпо.
То чаро пероҳан аввал он тани нозук бисуд,
Мекунад аз ғайрати он дар бараш гармӣ қабо.
Мо накӯ донем шукри неъмату ҳаққи намак,
Зери он лаб аз ту як дашному аз мо сад дуо.
Гуфтаӣ, дастат бурам, гар марҳабо хоҳӣ зи ман,
Гар бад-он соид кашӣ теғам, ҳазораш марҳабо!
Дил ба ангушти тахайюл баски зулфат мекашад,
Оқибат хоҳад даридан бар сари ӯ торҳо.
Ваъдаи нозем кардӣ, ин ҳама таъхир чист?
Он нахондӣ, дар бало беҳтар, ки дар бими бало?
Чанд гӯӣ шуд ба дарё сели мижгонат, Камол?
Эй маломатгӯ, раҳо кун як даме моро ба мо!

Дил бурдиву дин, равост инҳо,
Эй ҷону ҷаҳон, чиҳост инҳо?
Бандам зи ғамат ҷудо шуд аз банд,
Аз ҷавру ситам ҷудост инҳо.
Гуфтӣ: Диҳамат ҳазор дашном.
Дашном магӯ, дуост инҳо!
Хоки раҳу гарди пош гирд ор,
Эй дида, ки тӯтиёст инҳо.

Бар рўи ту холҳои мушкин -
Бар дил ҳама доғҳост инҷо.
Чашми хушу холи хуш, хати хуш,
Аз ҷумла бутон кирост инҷо?
Дил шуд зи Камол ғоибу ақл,
Гар нест ба ту, куҷост инҷо?

***

Дил чу рафт аз даст. Гў: Дилбар, биё!*
Гў: Аниси ҷони ғампарвар, биё!
Бе ту бар чашмам ҷаҳон торик шуд,
То бубинам, эй баландахтар, биё!
Мо чу аз ёди рухат дар ҷаннатем,
Сўи мо, эй чашмаи Кавсар, биё!
Борҳо меомадӣ чун маҳ зи бом,
Кўрии ҳосид! Шабе аз дар биё!
Дасти хушк, эй дилбари ҷонон, марав!
Ҳечат ар набвад, ба чашми тар биё!
Гар зи роҳи масканат дар кўи дўст
Дарнагунҷӣ, аз раҳи дигар биё!
Бо Камол он симбар,бингар, чӣ гуфт:
Зар надорӣ, сўи мо камтар биё!

---

* Ин ғазал аз нусхаи Азизи Давлатободист ва бори нахуст бо алифбои имрўзаи тоҷикӣ интишор мешавад.

---

Дилам рафту гум шуд дар он кў маро,
Тавон ёфт, гар ўст дилҷў маро.
Сабо омаду рафт ақлам ба бод,
Зи зулфи кӣ овард ин бў маро?
Рақибаш бадам гуфту донист рост,
Дареғо, надонист некў маро.
Маро оқибат хоҳад он ғамза кушт,
Чунин гар набошад, бикуш, гў, маро.
Маяфкан дигар куштани ман ба ҳаҷр,
Ки бисёр шуд миннати ў маро.
Чу бо ман нахоҳад, ки бўяш расад,
Чаро зинда дорад ба ин бў маро?
Камин бандаи мост, гуфтӣ, Камол,
Кам аст ин қадар, беш аз ин гў маро.

***

Дил мекашад ба доғи ту ҳар лаҳза синаро,
Доғе бикаш ба сина ғуломи каминаро.
З-он сон, ки мушк зулфи туро сар ниҳодааст,
Гарданкашӣ чарост ба ту анбаринаро?
Тарсам бар абрўи ту ниҳодан дили заиф,
К-аз тоқҳо шикаст фитад обгинаро.
Холи рухат зи банда бидуздид ақлу дин,
Шаб бо чароғ ёфт матоъи дафинаро.
Дар лутф агарчи нақши даҳону лабат якест,
Мо чашм кардаем зи хотам нигинаро.

Дурҳост дар сафинаи шеърам, ки пеши шоҳ
Онҳо кашам, ба банда бибахшад хазинаро.
Шоҳ аз ту гар сафина талаб мекунад, Камол,
Бояд равона сохт ба дарё сафинаро.

Дилу ҷон то раҳанд аз банд, бикшо зулфи мушкинро,
Ба поят мефитанд, охир, раҳо кун як-ду мискинро.
Зи чандин тир, к-аз ғамза ба шӯхӣ бартарошидӣ,
Яке бар ҷони ман афкан, чӣ хоҳӣ кард чандинро?!
Сари зулфи туро дар Чин бад-ин сурат рухи рангин,
Чаро бармекашад чандин мусаввир сурати чинро?
Зи заҳматҳои худ шармандаи он остонам ман,
Ки аз бемор дарди сар бувад пайваста болинро.
Ба тасхири хаёли он парипайкар шаби ҳиҷрон
Ду чашми дурфишони ман фуруд оранд Парвинро.
Миёни гиряҳои талх дар дил нагзаронемаш,
Ки натвон бигзаронидан ба талхӣ ҷони ширинро.
Камол, аз ҳар мижа ашкат магар ҳамранги Салмон шуд,
Ки аз ашъори мардум бурд маъниҳои рангинро.

***

Дӯст медорад дилам ҷавру ҷафои дӯстро,
Дӯстар аз ҷону сар дарду балои дӯстро.
Заҳмати худ бо табиби муддаӣ хоҳам намуд,
То бисозад чора дарди бедавои дӯстро.
Чун муроди дӯст ҷон афшондан аст аз дӯстон,
Зудтар дарёб, ҷони ман, ризои дӯстро!
Дар ҳавои ӯ тавонад дод ошиқ сар ба бод,
Лек натвонад ниҳод аз сар ҳавои дӯстро.
Гар бадал кардӣ ба сад фирдавс гарди кӯи дӯст,
Ройгон аз даст додӣ хоки пои дӯстро.
Дастбӯси дӯст мехоҳӣ, бишӯ даст аз ду кавн,
Дастолуда нашояд марҳабои дӯстро.
Дӯстиҳои ҳама олам бирӯб аз дил, Камол,
Пок бояд доштан хилватсарои дӯстро.

Дӯш аз дари майхона бидидем ҳарамро,
Май нӯшу бубин фусҳати майдони карамро.
Фармони хирад бар дили ҳушёр нависанд,
Ҳукме набувад бар сари девона қаламро.
Эй маст, гар афтӣ ба сари турбати шоҳон,
Муштоқи лаби ҷом биёбӣ лаби Ҷамро.
Пои ситам аз соҳати ҷон гард баровард,
Биншину ба май бознишон гарди ситамро.
Чангат хабар аз роҳи тараб дод, зи пирон

Бишнав сухани рост, мабин пушти бахамро.
Дар шиша гар аз май камие ҳаст, зиён нест,
Лекин ғами бисёр бувад давлати камро.
Субҳ аст Камолу майю овози дафу най,
Бархезу ғанимат шумар ин як ду-се дамро

***

Дӣ чоштгаҳ зи чеҳра фикандӣ ниқобро,
Шарманда сохтӣ ҳама рӯз офтобро.
Теғи туро чӣ ҳоҷати рухсат ба хуни мост?
Бар ҳалқи ташна ҳукм равон аст обро.
Бинам ҳамеша чашми ту бемору саргарон,
Инҳост шева мардуми бисёрхобро.
Дил сӯхт дар самоъу намеистад зи чарх,
Рақсест гарм бар сари оташ кабобро.
Эй пардадор, ҳоли дилам бину арза дор
Бо шаҳриёр қиссаи шаҳри харобро.
Ошиқкушӣ савоб бувад дар китоби ишқ,
Он шӯх ҳам зи даст надод ин савобро.
Гуфтӣ: Чаро ба сурати мо ошиқӣ, Камол?
Сурат надида чун бинависам ҷавобро?

Серӣ набувад аз лаби ширини ту касро,
Кас сер надид аз шакари ноб магасро.
Нолон ба сари кӯи ту оем, ки завқест
Дар қофилаи каъбаравон бонги ҷарасро.
Бо субҳ бигӯед, ки бевақт мазан дам,
К- имшаб шаби васл аст, нигаҳ дор нафасро!
Зулфи ту, ки шабрав шуд аз ӯ зоҳиду обид,
Аз хирқаи пашмина ғанӣ сохт асасро.
Хоҳам, ки ниҳам оинае пеши рақибон,
Дар чашми хасон то фиканам ин ҳама хасро.
Нагзошт, ки холи рухи ӯ бингарад ин чашм,
Ин хони Халил аст, чӣ нангест адасро?
Чун дид Камол он сари кӯ, тарки ватан кард,
Булбул чу чаман дид, раҳо кард қафасро.

***

Шона зад бод зулфи ёри маро,
Аслаҳуллоҳ шаънаҳу абадо.*
Гар Худо рост орад, ояд рост
Сарви тӯбохироми мо бар мо.
Дил чу пероҳани ту меларзад,
Бар ту чун бигзарад насими сабо.
То ба боло ту рост чун алифӣ,
Мо чу ломем дар миёни бало.
Дида, бигзор, то лабат бинад,
Ки ба мартуб беҳ бувад ҳалво.
Дил зи дарди ту пур шудаст чунон,

Ки нағунҷад дар ӯ хаёли даво.
Дил маранҷон ба дарди дӯст, Камол,
Фаҳва моъи -л-ҳаёт фиҳа шифо.**

---

* Худо ҳамеша барори корашро диҳад.
** Зеро оби ҳаёт ва мояи шифост.

---

Шаб сӯи мо ҳаваси омадан аст он маҳро,
Дидаҳо, пок бирӯбед ба мижгон раҳро.
То ту бар гӯшанишинон гузарӣ, чашму мижа
Обу ҷорӯб зада савмааву хонақаҳро.
Ба чӣ мансуба надонам, ки баремат ба висоқ,
Ту шаҳӣ, менатавон бурд ба бозӣ шаҳро.
Ҷони мо беш масӯзон чу баровардӣ хат,
Дуд бархост, манеҳ бар сари оташ каҳро.
Бе садои саҳарӣ мурғи чаман бедор аст,
Ҳоҷати бонг задан нест дили огаҳро.
Ҷӯяд аз сӯҳбати мо зоҳиди пурҳила гурез,
Тоқати панҷаи шерон набувад рӯбаҳро.
Мабур он зулф, ки ёдаш шаби мо кард дароз,
Ошиқон дӯст надоранд шаби кӯтаҳро.
Гашт рангин зи сухан дафтари ашъори Камол,
Гӯ, ба сурхӣ менависед ва айзан лаҳро.

***

Тоқати дарди ту з-ин беш надорам, ёро,
Чорае кун ба назар дарди дили шайдоро.
Ҳаваси рӯи туам кард парешонаҳвол,
Зулфат андохт магар дар дили ман савдоро?
Ҳар касеро зи лабат лаззати ҷон ҳосил шуд,
Коми безавқ чӣ донад мазаи ҳалворо?
Тоқати ханда надорад лабат аз ғояти лутф,
Ба сухан ранҷа макун он лаби шаккархоро.
То кунад боди сабо ғолиясоӣ ба чаман,
Барфишон бар сари гул сунбули анбарсоро.
Васфи рӯи ту Камол ар накунад, нуқсон нест,
Набувад ҳоҷати машшота рухи зеборо.

Табиби шаҳр чӣ тасдеъ медиҳад моро,
Ки кас наёфт ба ҳикмат илоҷи савдоро.
Зи хоки пот сарам гар ба теғ бардорад,
Ниҳам сару наниҳам аз сар ин таманноро.
Саҳиқадони биҳишт ар ба сарви мо бирасанд,
Чу соя дар қадами ӯ кашанд болоро.
Маломатам чӣ кунӣ, к-аз азал нигоштаанд
Ба ҷоми аҳли назар нақши рӯи зеборо.
Басе ба васфи даҳонат Камол мӯй шикофт,
Наёфт як сари мӯ нақши ин муамморо.

***

Тариқи ишқ меварзӣ, раҳо кун дину дунёро,
Халоси хеш меҷӯӣ, маҷӯ номусу даъворо.
Ба нури ақл натвон рафт роҳи ишқ, эй оқил,
Зи Маҷнун пурс, агар дорӣ тариқи ҳайи Лайлоро.
Зи оҳи синаи ушшоқ зулмотӣ шавад ризвон,
Агар дар равза нанмоӣ ба мо нури таҷаллоро.
Ҳавои сарви болои ту дорад ростӣ в-ар не,
Барои ҳимаи дӯзах баранд аз равза Тӯборо.
Биёро равзаи ризвон ба рӯи худ, ки бе рӯят
Зи дӯзах бознашносад касе фирдавси аълоро.
Ту то суратпарастӣ, аҳли маъниро куҷо бинӣ,
Ба чашми аҳли маънӣ метавон дид аҳли маънoро.
Камол, аз ғояти риндӣ агар ёбад харидоре,
Ба ҷойи бода бифрӯшад салоҳи зӯҳду тақворо.

Карданд сайд он зулфу рух дилҳои бeоромро,
Баҳри шикори булбулон бар гул ниҳодӣ домро.
Пеши гули андоми ту дорад гул андоме, вале
Лутфе набошад ончунон андоми беандомро.
Соқӣ, расид айёми гул, холист аз май ҷоми мул,
Он беҳ, ки дар давре чунин холӣ надорӣ ҷомро.
Гуфтӣ: Диҳемат оқибат май аз кафи симини худ,
Ман сӯхтам, то кай диҳӣ он ваъдаҳои хомро?
Ҳусни ҷаҳонгират чу кард он зулф дур аз пеши рӯ,
Додӣ ба яғмо Румро, кардӣ парешон Шомро.
Ӯ зулф бишкасту Камол аз тавбаву зӯҳду вараъ,
Зуннор чун бубрид ёр, ӯ ҳам шикаст асномро.

***

Каъбаи кӯяш мурод аст ин дили овораро,
Бо муроди дил расон, ё Раб, мани бечораро.
Дил дар он кӯ рафту шуд овора, ман ҳам меравам,
То аз он оворатар созам дили овораро.
Дар миёни хору хоро гар туӣ ҳамроҳи ман,
Гул шиносам хорро, дебо шуморам хорaро.
Гар аз он доман бад-ин дарвеш васле мерасид,
Вуслае медӯхтам ин ҷони пора-пораро.
Сӯи зулфаш рафтаму дидам, ки дар банди дил аст,
Ҷуз мани шабрав кӣ донад макри ин айёраро?
Пеши ноаҳлон чӣ ҳосил зикри пурдонӣ, Камол,
Донаи гавҳар чӣ резӣ мурғи арзанхoрaро?

Гар ба ҷустан ёфт гаштӣ ёри мо,
Ғайри ҷӯёӣ набудӣ кори мо.
Гар шудӣ дидори ӯ дидан ба хоб,
Хоб ҷустӣ дидаи бедори мо.
Гар ба доғаш сина захме ёфтӣ,
Ёфтӣ марҳам дили афгори мо.
Кас давои мову дарди мо наёфт,
Чанд меҷӯяд табиб озори мо?!
Ҷону сар дар ҳалқаи савдои ӯ
Гар ба ҳеч арзад, зиҳӣ бозори мо!
Ҳар ҳикоят, к-аз лаби ӯ мекунам,
Бӯи ҷон меояд аз гуфтори мо.
Ёр чун бишнид гуфтори Камол,
Гуфт: Мавлоноиву Аттори мо.

***

Гар бар дари ӯ судаме рухсори гардолудро,
Осудахотир кардаме ин ҷони ғамфарсудро.
Хоке, ки наълайни ту суд, аз дида дорам дӯсттар,
Аз моя, оре, дӯсттар доранд мардум судро.
Саҳл аст, агар холи лабат сӯзад ба доғи ғам дилам,
Аз бахри ҳалво метавон бурдан ҷафои дудро.
Гӯши Аёз аз нолаи бетоқатон гардад гарон,
Бар пушти пилон гар ниҳӣ бори дили Маҳмудро.
Гар омадӣ иқди сари зулфат ба дасти ман шабе,
Бо ӯ ҳисобӣ кардаме ғамҳои номаъдудро.
Вақте зи ошиқнокушӣ будӣ зи ту моро гила,
Имрӯз розӣ сохтӣ дилҳои нохушнудро.
Гуфтӣ: Камол, ар ошиқӣ, пеши рухи ман сӯз ҷон,
Кас пеши оташ сӯхтан таълим надҳад удро.

Гар бурӣ чун сари зулф ин сари савдоиро,
Пойбӯси ту кушад ин дили шайдоиро.
Ман аз ин дар наравам, з-он ки ба ҷое нарасид
Ҳеч коре ба талаб ошиқи ҳарҷоиро.
Рӯй нанмуда, гирифтам, ки равӣ аз бари мо,
Ба куҷо мебарӣ ин хубиву зебоиро?
Чӣ варақҳо, ки кухан кард ба дафтар гули сурх,
То биёмӯхт зи рӯят чаманороиро.
Хори мижгон манигар, пой бинеҳ бар сару чашм,
Ки зиёне нарасад аз мижа биноиро.

Рӯи зоҳид накунад орзуи чашми тарам,
Майли хушкӣ набувад мардуми дарёиро.
Дарнагирад дамат, эй носеҳи доно, ба Камол,
То бар оташ нанизӣ дафтари доноиро.

***

Моро ба ишқ мекунад иршод пири мо,
Донад, ки зоҳидӣ набувад дилпазири мо.
Дил ҷои меҳри туст, чӣ пинҳон кунем роз,
Чун равшан аст пеши ту мо-фӣ-з-замири мо.
Ҷон медиҳем тӯҳфа ба боду намебарад,
Хиҷлат ҳамебарад зи матои ҳақири мо.
Дар ҳусну ҳусни аҳд наёбем солҳо
Ҳам мо назири он маҳу ҳам ӯ назири мо.
Гуфтам: Фирист новаке аз кеши хеш. Гуфт:
Тарсам, ки боз чашм бидӯзӣ ба тири мо.
Тороҷи ғамза саҳл бувад, гар кунӣ ба васл
Мискиннавозии дилу ҷони асири мо.
Дасти Камол гир, ки бе ту зи по фитод,
Эй раҳмати ту дар ду ҷаҳон дастгири мо!

Масти ишқам зи харобот маёред маро,
То абад бар дари майхона гузоред маро.
Бодаи поки равон пеши ман оред даме,
Охир аз покравон чанд шуморед маро?!
Ман, ки имрӯз зи тасбеҳ ба истиғфорам,
Беш дар савмаа маҳҷур мадоред маро.
Дилам аз зулфи бутон силсила дорад бар пой,
То ки аз ҳалқаи риндон бадар оред маро.
З-обрӯ даст тавон шустану аз май натавон,
Магар он рӯз, ки бо хок супоред маро.
Дишаб аз майкада сармаст ба дӯшам бурданд,
Гӯ, чунин ҳам ба дари дӯст бидоред маро.
Гар ҳарифона биёед ба сарвақти Камол,
Шакари ноб маёред, май оред маро.

***

Макаш бар ҳар диле тиру макуш боз аз ҳасад моро,
К-аз он мижгон зи сад новак саду як мерасад моро.
Ба ҳиҷрон ҷангҳо дорем бе зулфу даҳони ту,
Аз он миму ду дол имрӯз мебояд мадад моро.
Рақибо, чанд чун об аз ту бошам даступоларзон?
Раҳо кун, боғбон, як дам ба пои сарви худ моро.
Дили мо мекашад хатте, ки омад ҷониби рӯяш,
Ҳамеша ҷониби рӯи накӯ дил мекашад моро.
Намехусбанд мурғони чаман аз нолаам шабҳо,
Ки болодаст шуд оҳ аз ғами он сарвқад моро.
Зи кӯяш бар кафан гарде агар бо худ тавон бурдан,

Даре аз равза бикшоянд бар хоки лаҳад моро.
Камол, ин решро сурат набандад марҳаму дармон,
Чу ин доғ аз азал омад, бисӯзад то абад моро.

Ёр бигзид бевафоиро,
Рафту бибрид ошноиро.
Ҳама ғамҳо ҷудо-ҷудо бикашам,
Ҷуз ғаму ғуссаи ҷудоиро.
Шайиллилаҳ маро зи рӯи накуст,
Ман накӯ мекунам гадоиро.
Хонаро гар набошад аз ту чароғ,
Чӣ кунад дида рӯшноиро?!
Бартар аз даст норасоии мост,
Гар гузидем порсоиро.
Зоҳид аз шаҳри ишқ рахт кашид,
Ақл бифканд рустоиро.
Гуфтамаш: Хоки роҳи туст, Камол,
Гуфт: Бигзор, худнамоиро!

***

Он рух набинам, ар набурӣ зулфи пур зи тоб,
Шаб мунқатеъ нагашта, набинад кас офтоб.
Бар гӯшаи узори ту мастест хуфта, чашм
Наздики субҳ аз паи он меравад ба хоб.
Дандони шона мекашад он чини зулфу бас
Номаш хато набуд, ки хондем мушки ноб.
Гуфтӣ: Пас аз ҳалоки ту даст аз ҷафо кашам.
Эй умри ногузир, чаро мекунӣ шитоб?!
Шавқи руху лаби ту зи дил хун чаконд, хун,
Аз оташу намак кунад ин гиряҳо кабоб.
Нақши дарат ҳамеша ба хун баркашад сиришк,
Ҳамчун муҳаррирон, ки ба сурхӣ кашанд боб.
Хатҳои ашк бар варақи чеҳраи Камол
Гар оядат ба чашм, равон хониаш ҷавоб.

Бо рухи он маҳ ба даъво гар барояд офтоб,
Кай намояд зарра, ҳар ҷо рух намояд офтоб?
Сӯхтам аз ҳасрат,эй абр, афкан он ҷо сояе,
То дигар бар хоки пояш рух насояд офтоб.
Ту рав, эй дарбон, ки ман дар сояи девори ӯ
Менишинам мунтазир чандон, ки ояд офтоб.
Баъд аз он, к-он рӯи равшан офтоб аз дур дид,
Гар бар ӯ бандӣ дар, аз равзан дарояд офтоб.
Офтоб ар гӯядат: Ман бо ту мемонам. Маранҷ!
Худ ба худ гарм аст, худро меситояд офтоб.

Дар сари зулфат гирифтаст офтоб аз дер боз,
Ҳалқае бикшо аз он мӯ, то кушояд офтоб.
Мекашад баҳри ту, гуфтам, дарди сар доим, Камол,
Гуфт: Нашнидӣ, ки дарди сар фазояд офтоб?

***

Ҷониби мо хуб меояд. Кӣ меояд? Ҳабиб
В-аз паи ӯ зишт меояд. Кӣ меояд? Рақиб.
Барнатобад ҷони мо дарди сари ҳар кас дигар,
Менишинад дарди ӯ дар дил, ту бархез, эй табиб!
Чун кашӣ хони бало пеши ҷигархорони ғам,
Ин гадои камтаринро бештар фармо насиб.
Раҳмате гар мекунад чашми ту бар афтодагон,
Дурри ишқи ман ятим асту мани мискин ғариб.
Гар ба меҳроб ояти нури рухат хонад имом,
Оташ афтад дар даруни минбар аз оҳи хатиб.
Дамбадам ҷоне ба тан меоядам, чун вақтҳо
Боди тоиб вақтҳо меорад аз зулфи ту тиб.
Чист ин тезӣ, рақибо, ҳар замонат бо Камол?
Пеши гул, эй боғбон, аз хор беҳтар андалеб.

Чу офтоб фиканд аз рухи замона ниқоб,
Бирез дар қадаҳи гавҳарӣ ақиқи музоб.
Хурӯши нолаи мастон ба гӯши ӯ бирасид,
Вагарна мардуми чашмам куҷо шудӣ дар хоб?
Чу мутриби ғами ӯ чанг зад ба домани ман,
Зи гӯшмоли ҷафо нола мекунам чу рубоб.
Зи ҷайби пераҳан андоми нозанин бинаш,
Чунон ки аз танаи шиша қатраҳои гулоб.
Агарчи рехтани хун ба ҳукми шаръ хатост,
Бирез хуни суроҳӣ, ки ҳаст айни савоб.
Туро ба чашмаи ҳайвон чаро кунам ташбеҳ,
Ки ҳаст ташнаи лаъли ту гавҳари сероб.
Кунун, ки ҷаври фироқ аз ту бар Камол расид,
Зи дасти дида фитодам чу коса бар сари об.

***

Ҳоли дарди худ муҳиб ҳаргиз нагӯяд бо табиб,
Сахт бедардӣ бувад нолидан аз дарди ҳабиб.
Бӯса бар пои саги кӯи ту хоҳам зад шабе,
То бишӯям лаб, ки бӯсидам бад-он дасти рақиб.
Эй, ки хоҳӣ дод бахши ғам ба мискинони хеш,
Чун манат мискинтарам, боре ба ман деҳ он насиб.
Гуфта будӣ бар дилат хоҳам задан тире дигар,
Ё Раб, ин давлат чӣ хуш будӣ, ки будӣ анқариб!
Пераҳан шуд чок бар тан гулрухони боғро,
Баски аз зулфи ту пур карданд доманҳо зи тиб.
Соя аз мо ғарибон, эй аҷаб, ҳайф омадат,

Сарвию аз сарв кӯтаҳҳимматӣ бошад ғариб.
Барсар ой аз ҳамовозон ба хушгӯӣ, Камол,
Гар сару ҷон бар сари сарве кунӣ чун андалеб.

Дилам аз шамъи рухат дар табу тоб аст имшаб,
Ҷонам аз наргиси масти ту хароб аст имшаб.
Тани ранҷури ман аз дасти дилу дида чу шамъ
Гоҳ дар оташу гаҳ бар сари об аст имшаб.
Заҳмати хеш бубар аз сарам, эй мардуми чашм,
Ки миёни ману ӯ дида ҳиҷоб аст имшаб.
Соқиё, шамъ ба перомуни маҷлис бинишон,
То бидонанд, ки моро сари хоб аст имшаб.
Дар дили шаб асари нури қамар пайдо нест,
Магар аз зулфи ту бар моҳ ниқоб аст имшаб?
Чашми масти ту, надонем, ба мастон зи чӣ рӯй
Аз сари арбада дар айни итоб аст имшаб?
Дӯст меҳмони Камол аст, биёред шароб,
Ки дили душман аз ин ғусса кабоб аст имшаб.

***

Дил муқими кӯи ҷонон асту ман ин ҷо ғариб,
Чун кунад бечораи мискин тани танҳо ғариб?!
Орзуманди диёри хешаму ёрони хеш,
Дар ҷаҳон то чанд гардам бесару бепо ғариб?
Чун ту дар ғурбат наяфтодӣ, чӣ донӣ ҳоли ман?
Меҳнати ғурбат надонад ҳеч кас, илло ғариб.
Ҳаргиз аз рӯи карам рӯзе напурсидӣ, ки чист
Ҳоли зори мустаманди монда дур аз мо ғариб?
Чун дар ин даврон намеафтад касе бар ҳоли худ,
Дар чунин шаҳре, ки мебинӣ, кӣ афтад бо ғариб?
Дар ғарибӣ ҷон ба сахтӣ медиҳад мискин Камол,
Во ғарибӣ, во ғарибӣ, во ғарибӣ, во ғариб!

Дӯш расидам ба гӯш аз лаби ҷонон хитоб,
Эй дил, агар ошиқӣ, дида бипӯшон зи хоб!
Нақши хаёлат, ки ҳеч дур мабод аз назар,
Хоб чӣ бошад, ки нест дар назарам ҷои хоб.
Баски латиф аст он орази нозук бар ӯ,
Чунки назар мекунӣ, мечакад аз дида об.
То ба садорат нишаст ишқи ту дар синаам,
Шуд ҳавасободи дил аз ситами ӯ хароб.
Бе ту набошад сабот ҳастии моро, бале,
Зарра нагардад падид, то набувад офтоб.

Дар ҳақи мо, эй рақиб, ҳар чӣ ту хоҳӣ, бигӯй,
Нест ба ҳамчун туе, беҳ зи хамӯшӣ ҷавоб.
Ҳосили тақвову зӯҳд дар сари риндӣ, Камол,
Кардиву сар бар накард ҳамчу ҳубоб аз сароб.

***

Рафтам аз даст, мани бесарупоро дарёб,
Подшоҳӣ, зи сари лутф гадоро дарёб!
Бе гули васл дилозурдаам аз хори фироқ,
Булбули хастаи бебаргунаворо дарёб.
Бар дарат дербадерӣ, ки равам, гӯ ба рақиб,
Ки биё, ошиқи деринаи моро дарёб!
Зери лаб ин ҳама дашному дуо, гӯ, чӣ кунӣ?
Лутф кун бӯсеву мақсуди дуоро дарёб.
Ваъдаи васли туро гарчи вафо мумкин нест,
Ҳам бар он ваъда дили аҳли вафоро дарёб.
Ҷон ба лаб мерасад аз ташнагиам, пеш биё,
Эй лаби ташна, ба бӯс он кафи поро дарёб!
Дастбӯсе гарат аз дӯст таманност, Камол,
Марҳабо гӯ ғами ӯрову балоро дарёб!

Анбар аст он доми дил, ё мушки ноб?
Ё зи сунбул бар гули сурӣ ниқоб?
Ё зи шаъри сабз бар маҳ соябон?
Ё ҳарир аст он ба гирди офтоб?
Дурҷи ёқут аст, ё оби ҳаёт?
Ё ниҳон дар лаъли майгун дурри ноб?
Ҳар дам аз лаъли лаби ҷонпарварат
Меравад сарчашмаи ҳайвон дар об.
Дорам аз чашмат аҷоиб ҳолате,
Ман хароби масту ӯ масти хароб.
Дил надорад бе лаби лаълат намак,
Бе намак завқе намеёбад кабоб.
Тӯтии табъи Камол аз васфи ту
Мефишонад дар сухан дурри хушоб.

***

Лаъли дурахшон нигар, ғайрати ёқути ноб,
Лолаи сероб бин, бастаи сунбул ниқоб.
То шавад аз зулфи ӯ ҳуҷҷати хубӣ тамом,
Хатти мусалсал кашид бар вараќи офтоб.
Эй гули райҳони ту сунбули бӯстонфурӯз,
Турраи маҳпӯши ту силсилаи мушки ноб.
Аз араќи рӯи туст оразі гул қатрае,
Чунки зи шабнам фитад бар рухи насрин гулоб.
Боди сабо дар чаман васфи ҷамоли ту кард,
Шуд ба гулистон зи шарм лолаи сероб об.
Қимати гавҳар шикаст бар сари бозори ҳусн,
Лаъли лабат чун намуд донаи дурри хушоб.

Ҳаст нишони рухат ояти хубӣ дуруст,
Нест ба мушки Хито нисбати зулфат савоб.
Гар равад аз ҳаҷри ту хуни дили ман, равост,
Чун набувад хунчакон бар сари оташ кабоб?
Ҷаври ғамат бар Камол, чунки камоле гирифт,
З-оташи ҳаҷраш мадор рӯзу шаб андар азоб.

Матлаи анвори ҳусн аст он рухи чун офтоб,
Матлае гуфтам бад-ин хубӣ, кӣ мегӯяд ҷавоб?
Бо ту чун зулфат чӣ хуш бошад шаб овардан ба рӯз,
Кошки ин давлати бедор медидам ба хоб.
Гӯ, дили решам биҷӯед он ду чашм аз рӯи лутф,
З-он ки бар мастон басе ҳаққи намак дорад кабоб.
Дар миёни дидаву дидори ҷонафрӯзи дӯст
Чанд монеъ мешавӣ? Ё Раб, бирафтӣ, эй ниқоб!
Чашми тар хоки дарат хоҳад, фикан дар доманаш,
Мардумон гӯянд: «Некӯӣ куну афкан дар об».
Эй имом, он абрувон гар дар намоз орӣ ба чашм,
Баъд аз ин меҳробро чун чашми ӯ бинӣ ба хоб.
Қиссаи парвона фардо бозпурсанд аз чароғ,
Гуфт: Не, эй равшанӣ, валлоҳу аълам биссавоб.
Гуфтамаш: Дар ишқи рӯят фатвие дорад Камол:
Дур чакон, яъне ҷавобе гӯ, на бар ваҷҳи итоб.

***

Ман талаб кардам висолаш рӯзу шаб,
Ёфтам, инак ба ҳукми мин* талаб.
Ҳалқаи қалъакушои ман қараъ
Бар дилам бикшода дарҳои тараб.
Аз Мадина шамъ гиранду чароғ,
Чанд меоред қандил аз Ҳалаб?
Каъбаи дил з-оташи ишқи ту сӯхт
Дар таби Таббат тани сад Бӯлаҳаб.
Яъне аз мо ишқ омӯзед, ишқ,
Чанд хонӣ, беадаб, илми адаб?
Дар китоби иззаташ ин интихоб,
Гар усуле дорӣ, инак мунтахаб.
Дар Аҷам фатҳи сухан кардӣ, Камол,
Фа-фтаҳ абвоб-ал-маъонӣ фи-л-Араб.**

* Мин-дар забони арабӣ пешоянди аз аст.
** Дарҳои маънихои Арабро низ боз кун.

Обе куҷост, к-оташи ишқам ҷигар бисӯхт
В-ин барқи ҷонгудоз ҳама хушку тар бисӯхт.
Мурғи сапедадам, ки хабар додӣ аз туам,
Акнун намедиҳад, магараш болу пар бисӯхт?
Бояд, ки шамъро нарасад боду оташе,
Парвонаи заиф чӣ бошад, агар бисӯхт?
Бозам бисӯхт оташи ҳиҷрони ту ҷигар,
Дидӣ, чӣ гуна сӯхт, ба боре дигар бисӯхт.

Гуфтам, ки сӯзи оташи дил кам шавад ба ашк,
Ин сӯз кам нагашт, аз он ҳам батар бисӯхт,
Месӯхт ёру шамъи гудозону пас Камол
Аз шамъ андакеву аз ӯ бештар бисӯхт.

***

Он чашми ниммаст ҷаҳоне хароб сохт,
Дилҳо бисӯхт нимею ниме кабоб сохт.
Сайёдвор ғамзаи шӯхаш зи зулфу хол
Бинҳод дому донаву худро ба хоб сохт.
Шармандаанд аз рухи зебош навхатон,
Оре, сиёҳрӯ ҳамаро офтоб сохт.
Аз қанд то бисохт шароб он лаби латиф,
Моро насохт шарбату дигар шароб сохт.
Дар ҳуққа карду бурд даҳони ту аз миён,
Он лаб муфарраҳе, ки зи ёқути ноб сохт.
Дар кӯи ёр дидаи гирён барои хеш
Ҳамчун ҳубоб хона ба болои об сохт.
Лаб бо Камол деҳ, чу зи ҷон нола баркашид,
Соқӣ, шароб дор, ки мутриб рубоб сохт.

Он-ч аз Худой ҷуст дили банда, боз ёфт ,
Худро ба чашми масти ту дар айни ноз ёфт.
Аз ишқ хоҳ давлати боқӣ, ки дар ҷаҳон
Маҳмуд ҳар чӣ ёфт, зи зулфи Аёз ёфт.
Он беқадам, ки дар ҳарами ишқ пай набурд,
Омад ба диданат, дари давлат фароз ёфт.
Ҳар к-ӯ газид лаъли ту, оби ҳаёт хӯрд
В-он к-ӯ гузид қадди ту, умри дароз ёфт.
Месӯз дил, Камол, ки касро фурӯғ нест,
Рухсори шамъ нур зи сӯзу гудоз ёфт.

***

Он чӣ рӯест, ки ҳусни ҳама олам бо ӯст.
Дил дар он кӯй на танҳост, ки ҷон ҳам бо ӯст.
Дами Исо, ки ба ранҷур шифо мебахшад,
Дами накд аз лаби ӯ ҷӯй, ки ин дам бо ӯст.
Хонаи дил ба хаёли  лаби ӯ дори шифост,
Чанд нолад дили маҷрӯҳ, ки марҳам бо ӯст.
Даҳанаш, гарчи зи мо хотами дилҳо дуздид,
Чун бихандад,  ҳама донанд ки хотам бо ӯст.
Гӯ, маёред ба мо шодии бигрехтаро,
Чӣ кунам шодии бе дӯст, ки сад ғам бо ӯст?
Соҳиби дард зи тӯфони бало ҷон набарад,
Нӯҳ ҳар ҷо, ки равад, дидаи пурнам бо ӯст.
Рӯи зебои ту дар дидаи гирёни Камол

Каъбаи ҳусну ҷамол аст, ки Замзам бо ӯст.

Он чӣ сарвест, чӣ хушрафторест?!
Он чӣ тӯтӣ, чӣ шакаргуфторест?!
Он чӣ шӯхеву чӣ шаҳрошӯбе
В-он чӣ хуш ёреву хуш айёрест?!
Дили мо дошта дар зулф нигоҳ,
Бингаредаш, ки чӣ хуш дилдорест!
Пеши чашм он лаби ширин, гӯӣ,
Шарбате дар назари беморест.
Ишқи шириндаҳанон саҳл магир,
Кори Фарҳод на осон корест!
Сари савдои ту танҳо на маост,
Ҳар дилеро ба ғамат бозорест.
Бар рухат он ҳама доғ аз хату хол
Дуди дилсӯхтаи афгорест.
Нақди дарвеш агар бедирамист,
Банда дар бедирамӣ Динорест.
Насяву нақд, Камол, аз ту ҳамин
Сими ашкеву зари рухсорест.

***

Он рух аз маҳ ҳуҷастафолтар аст,
Лаб зи Кавсар басе зулолтар аст.
З-он сари зулфи чун пари товус
Мурғи ҷонам шикастаболтар аст.
Дил аз ӯ кай расад ба донаи хол,
Ки зи мӯре заифҳолтар аст?
Сари савдоиён ба хоки раҳаш
Аз сари зулф поймолтар аст.
Сабр дар дил марову раҳм ӯро
Ҳар ду аз якдигар муҳолтар аст.
Хуни мо он писар чунон пиндошт,
К-аш зи моли падар ҳалолтар аст.
НақшиЧин гарчи дилкаш аст, Камол,
Нақши килки ту пурхаёлтар аст.

Он сарв, ки омад бари мо, аз чамани кист
В-он ғунча, ки дилҳо шуд аз ӯ хун, даҳани кист?
Он мева, ки аз боғи биҳишт аст дарахташ,
Наздики даҳон омада себи зақани кист?
Чун талъати хуршед, ки пӯшид ғубораш,
Зери хати райҳон рухи чун ёсумани кист?
Дар домани гул чок фитодаст зи ҳар сӯ,
Эй боди сабо, бӯи ту аз пераҳани кист?

Он хирқа, ки аз дасти ту садпора набошад,
Дар савмаа аз гӯшанишинон ба тани кист?
Ҳар ҷома, ки бошад ба тан, аз об шавад тар,
Он об, к-аз ӯ ҷома нашуд тар, бадани кист?
Аҳсант, Камол, ин на ғазал, оби ҳаёт аст,
Имрӯз бад-ин лутфи равонӣ сухани кист? !

***

Он шӯх, ки рафт аз бари мо, боз куҷо рафт?
Дур аз назари аҳли вафо боз куҷо рафт?
Ҷон тозакунон бар сари болини заифон
Ноомада, чун боди сабо боз куҷо рафт?
Дарди дили ранҷури маро з-он лаби ҷонбахш
Нодода башорат ба шифо, боз куҷо рафт?
Он шоҳ, к-аз ӯ хонаи дил шоҳнишин буд,
Аз кулбаи эҳзони гадо боз куҷо рафт?
Шаҳбозсифат кард басе сайди дилу боз
Бигрифт ба тарки ҳама, то боз куҷо рафт?
Дил рафт ба бӯи ту зи масҷид ба харобот,
Бечора, назар кун, зи куҷо боз куҷо рафт?
Ҳам майкада, ҳам савмаа холӣ зи Камол аст,
То аз ту ба зориву дуо боз куҷо рафт?

Он гули нав аз кадомин бӯстон бархостаст,
К-аз насими ӯ зи ҳар сӯ бӯи ҷон бархостаст?
Андалебон то ҳикоят карда з-он болобаланд,
Аз даруни сарв фарёду фиғон бархостаст.
Гарди мушк аст он нишаста гирди рӯяш хатти сабз,
Зоҳиран ин гард ҳам з-он бӯстон бархостаст.
Нолаи болонишин аз дард наншинад фурӯ,
Бар сари садре, ки ин биншинад, он бархостаст.
Гирди лаб холу хати ӯ синаҳо азбаски сӯхт,
Дудҳо, инак зи ҷони ошиқон бархостаст.
Нақши ҳастӣ бар миёни дӯст натвонем баст,
Бо вуҷудаш номи ҳастӣ аз миён бархостаст.
Ҳар касе гӯяд, зи сар бархост дар ишқаш Камол,
Сар чӣ бошад, аз сари ҷону ҷаҳон бархостаст.

***

Он нури дида як назар аз ман дареғ дошт,
Тире зи ғамза бар ҷигар аз ман дареғ дошт.
Мешуд накӯ ба захми дигар реши синаам,
Дардо, ки марҳами дигар аз ман дареғ дошт.
Ӯ донаи дур асту манаш муштарӣ, дареғ,
К-он дур(р) рақиби бадгуҳар аз ман дареғ дошт.
Равшан нагашт хонаи чашмам ба сад чароғ,
То хоки кӯю гарди дар аз ман дареғ дошт.
Аз хоки пош буд хабар боди субҳро,

Сардӣ нигар, ки он хабар аз ман дареғ дошт.
Васли худ арчи дошт зи камтолеъон дареғ,
Толеъ нигар, ки бештар аз ман дареғ дошт.
Номи Камол тӯтии ширинзабон ниҳод
В-ин турфа, к-он ду лаб шакар аз ман дареғ дошт.

Оҳ, к-аз оҳи дилам ҳабиб надонист,
Мурдаму дарди дилам табиб надонист.
Гул магар он бевафоӣ аз паи он кард,
К-аз дили маҷрӯҳи андалеб надонист?
Ақл зи ҳар кас, ки моҷарои ту пурсид,
Ҳеч кас ин қиссаи аҷиб надонист.
То дили овора дар каманди ту афтод,
Ҳеч кас аҳволи ин ғариб надонист.
Халқ чӣ донад муроди хотири моро?
Коми муҳиббон ба ҷуз ҳабиб надонист.
Дӯш бар он дар чӣ айшҳо, ки намудам
Бо саги кӯяш, ки он рақиб надонист.
Ҳам ба мароде расид Камол, чу касро
Аз карами дӯст бенасиб надонист.

***

Аз он лаб шунидан ҳикоят хуш аст,
Суханҳои ширин бағоят хуш аст.
Ба абрӯ рухаш ояти ҳусн хонд,
Ки хондан ба меҳроб оят хуш аст.
Наёяд зи ту хуб ҷавру ситам,
Ки аз хуб лутфу иноят хуш аст.
Сари кӯи ту хуштар аст аз биҳишт,
Зи ҳар рустоӣ вилоят хуш аст.
Ба рӯят нагӯям зи оғӯшу бӯс,
Ки инҳо ба ваҷҳи кифоят хуш аст.
Ба даври рухи хуб хуш бигзарон,
Ки даврони гул бениҳоят хуш аст.
Ривоят аз ӯ кун, на аз гул, Камол,
К-аз он сад варақ ин ривоят хуш аст.

Аз пеши ман он шамъ чӣ таъҷилкунон рафт,
Дил наъра баровард, ки ҷон рафту равон рафт!
Гар хома биронад гузаре паҳлӯи номаш,
Дар нома нависед, ки сар рафту забон рафт.
Парвона, ки мурд аз ғами рӯе, ба сари хок
Шамъаш мафурӯзед, ки бо сӯзи ниҳон рафт.
Аз дида гар аз судани пояш биравад нур,
Суде накунад дида, ки нураш ба зиён рафт.

Ҳар ҷо хабари хоки кафи пои ту гуфтанд,
Доман бигирифт ашк ба дандону равон рафт.
Бӯи ту расонданд зи Юсуф ба Зулайхо,
Ин наъразанон омаду он ҷомадарон рафт.
Ҷуз меҳри ту нагзид Камол аз ҳама олам,
Он рӯз, ки аз ҷону ҷаҳон дастфишон рафт.

***

Аз гиря маро хонаи чашм об гирифтаст,
Дар қиссаи мо чашми туро хоб гирифтаст.
Дорад гираҳе зулфи ту пайваста бар абрӯ,
Гӯӣ, дилат аз сӯҳбати аҳбоб гирифтаст.
Аз бори гуҳар гарчи баногӯши ту озурд,
Сад гӯш ба узраш дури сероб гирифтаст.
Бо талъати ту шамъ чӣ ҳоҷат шаби моро,
Чун равшанӣ  аз партави маҳтоб гирифтаст?
Чун обиди пурҳила ба сад макру фан он чашм
Пӯшида сияҳ, гӯшаи меҳроб гирифтаст.
Зоҳид, ки ба ҷуз рӯзаву кунҷе нагирифтӣ,
Бо ёди лабат ҷоми майи ноб гирифтаст.
Бифрист, Камол, ин ғазали тар сӯи Табрез,
Чун сели сиришкат раҳи Сурхоб гирифтаст.

Аз гулистони рухат ҳусни бутон як варақ аст,
Ҳолиё аз варақи ҳусни ту инам сабақ аст.
Ҳусни гул кам шуду муштоқии булбул ҳам кост,
Ишқи ман бар ту чу ҳуснат ба ҳамон як насақ аст.
То чаро дар таби ҳиҷрони туам зинда ҳанӯз,
Тани ранҷури ман аз ҳиҷлати он дар арақ аст.
Иттифоқи ту гар ин аст, ки хунам резӣ,
Ҳар чӣ дорӣ ту, дилу дида бар он муттафақ аст.
Гар зи ҷонам рамақе монаду бо дӯст расам,
Гарчи сад сол зиям, ҳосили он як рамақ аст.
Ақл ботил шумурад чашми ту ҳар хун, ки кунад,
Ғолибан бехабар аз нуктаи  ал-айни ҳақ аст.
Хоҳад аз шавқи ҳадиси ту қалам сӯхт, Камол,
Дар қалам худ сухане нест, сухан дар  варақ аст.

***

Имшаб зи хаёлаш сари мо хоби дигар дошт
В-аз орази ӯ чашми тарам оби дигар дошт.
Рухсораи соқиву лаби ҷому рухи шамъ
Ҳар як зи фурӯғи рухи ӯ тоби дигар дошт.
Маҳтоб шуд аз равзанаву тира нашуд чашм,
К-ин хона аз ӯ партави маҳтоби дигар дошт.
Ҳар ҷо дили савдозадае дид, кашон кард
Зулфаш, ки ба ҳар силсила қуллоби дигар дошт.
Дар ҳасрати унноби лаби ӯ дили ранҷур

Аз хуни ҷигар шарбати унноби дигар дошт.
То қиссаи ин гиря бад-он гӯш расонанд,
Бар ҳар мижа чашмам дури сероби дигар дошт.
Дӯшина Камол аз майи хумхона нанӯшид,
К-аз шавқи лаби ёр майи ноби дигар дошт.

Инчунин мушк дар ҳама Чин нест
В-ин ҳама атр дар раёҳин нест.
Ин сухан шаммаест з-он сари зулф,
Гарчи фикре дарозтар з-ин нест.
Гар бигӯям ба моҳ мемонӣ,
Моҳро хатту холи мушкин нест.
Агарат сарви бӯстон хонам,
Бар сари сарв себи симин нест.
Бо хаёли ту хобро шаби ҳаҷр
Ҷой дар дидаи ҷаҳонбин нест.
Ройи болин намекунад сари мо,
Сари ошиқ барои болин нест.
Офарин бар ибодати ту, Камол,
Худ туро эҳтиёҷи таҳсин нест.

***

Инчунин сурати  матбӯъ зи ҷон натвон сохт,
Гар тавон сохт, чу қадди ту равон натвон сохт.
Он ду абрӯи муқаввас ду камонанд ба зеҳ,
Ки ба сад қарн аз он турфа камон натвон сохт.
Гуфтам: Он ғамзаи шӯх аз чӣ зи абрӯст фурӯ?
Гуфт: Болотар аз устод дукон натвон сохт.
Бут тавон сохтану  сохтан аз санг дилаш,
Сахттар аз дили бераҳми бутон натвон сохт.
Нест ӯро даҳан, аммо сухане сохтаанд,
Сухани сохта ширинтар аз ин натвон сохт.
Ҳайфам ояд ба қалам номи лабат бурд, дареғ,
Ки қаламро зи найи қандзабон натвон сохт.
Дар сухан лутфи Илоҳӣ ба ту ёр аст, Камол,
Варна сад сол ба фикр ин суханон натвон сохт.

Ин меваи ширин магар аз боғи биҳишт аст
В-ин ҳури биҳишт аз шакари ноб сириштаст?!
Дар боғи биҳишт ин қаду рухсор надиданд,
Ин сарв кӣ биншондаву он лола кӣ киштаст?!
Ин ҷо сухани сарв нагӯем, ки паст аст
В-он ҷо сифати моҳ нахонем, ки зишт аст.
Мо равза нахоҳем, ки ҳар ҷо чу ту ҳурест,
Савганд ба хоки сари кӯят, ки биҳишт аст!

Хатте, ки лабат дар назар овард зи ёқут,
Инсоф тавон дод, ки Ёқут навиштаст.
Хишти дари худ бар сари ошиқ мазан, эй дўст,
Моро зи сари хеш чӣ ғам, ҳайф зи хишт аст.
Аз хирқа танат дид, Камол, он буту мегуфт:
Ин риштаи борик дар ин хирқа кӣ риштаст?

***

Ин чӣ хабар ҷустану пурсидан аст?
Ин талаби кист, чӣ пўидан аст?
Бар сари он кўй чӣ кардем гум,
Ёфт нашуд, ин чӣ хурўшидан аст?
Доғи кӣ доред, чӣ сўз асту оҳ?
Захми кӣ хўрдед, чӣ нолидан аст?
Ишқи ту дар сина чӣ савдост ин?
Ҳеч на дар дег, чӣ ҷўшидан аст?
Оина хонанд шуморову моҳ
Нест чунин, ин ҳама рў дидан аст.
Васл муяссар нашавад ҷуз ба қатъ,
Қатъ нахуст аз ҳама бибридан аст.
Раҳбари ин раҳ талабанд аз Камол,
Бераҳаҳо ин чӣ давонидан аст?

**Ин чӣ сарви қад, ин чӣ рафтор аст?!**
Ин чӣ ширин лаб, ин чӣ гуфтор аст?!
Ин чӣ хол, ин чӣ орази зебост?!
Ин чӣ хат, ин чӣ зулфу рухсор аст?!
Ин чӣ рўй асту ин чӣ зулфи дароз,
Ин чӣ дилбанду ин чӣ дилдор аст?!
Ин чӣ ҳамдам, чӣ ҳамнишин, чӣ қарин,
Ин чӣ мўнис, чӣ ҷон, чӣ ғамхор аст?!
Ин чӣ турраст, ин чӣ шаб, чӣ каманд,
Ин чӣ дилдузду ин чӣ таррор аст?!
Ин чӣ чашм асту ин чӣ лаб, чӣ шакар,
Ин чӣ доруву ин чӣ бемор аст?!
Ин чӣ ҳусн асту ин чӣ хол, Камол,
Ин чӣ хуш булбул, ин чӣ гулзор аст?!

***

Эй ибтидои дардат ҳар дардро ниҳоят,
Ишқи туро на охир, шавқи туро на ғоят.
Завқи азоб то кай бегонаро чашонӣ?
Аз раҳмати ту моро ҳаст ин қадар шикоят.
Дар моҷарои ишқат илму амал нагунҷад,
Он ҷо, ки қиссаи туст, чӣ ҷои ин ҳикоят?
Эй, пеши дониши ту чун тифли роҳнодон
Пирони бокаромат, мардони бовилоят.
Кунҳи ту не набиро маълуму не валиро,

Маълум ин қадар шуд аз Ҷабраилу оят.
Гар дафтари ҳадисам пурхунидил набудӣ,
Ин гуфтаҳо накардӣ дар ҳар диле сироят.
Донӣ, Камол чун раст аз тираpӯзгорӣ?
Сар барзад офтобе аз машриқи иноят.

Эй аз ту ба анвоъ маро чашми риоят,*
Оре, назаре кун ба ман аз айни иноят.
Як бор ба тасреҳ маро бандаи худ хон,
Зеро ки ҳама кас накунад фаҳми киноят.
Гуфтӣ, ки итобе кунаму ноз дигар бор,
Гуфтам накунӣ, то накунам ҳамли шикоят.
Дилбастагии зулфи ту нагзошт, вагарна
Мерафтам аз ин шаҳр вилоят ба вилоят.
Сад чора барангехтаму ҷаҳд намудам,
То домани қурбат ба каф орам ба кифоят.
Ҳайҳот, ки он фикри хато буд, ки кардам,
К-ин кор муяссар нашавад ҷуз ба ҳидоят.
Ағёр чӣ донанд, ки бо ҷониби ёрам
Ёрӣ ба чӣ ҳад асту иродат ба чӣ ғоят.
Чун воқифи асрори дили дилшудагонӣ,
Пайғом чӣ ҳоҷат, чӣ зарурат ба ҳикоят?
Аз қасди бадандеш маяндеш, Камоло,
Душман чӣ тавонад чу кунад дӯст ҳимоят?

***

Эй ба ҷон ошиқон харидорат,
Ғамзаҳо тез карда бозорат.
Гар кунӣ қасди куштани ёрон,
Дар чунин корҳо манам ёрат.
Ҷони ширини ту манам, гуфтӣ,
Ҷони ширин фидои гуфторат!
То ту, ороми ҷон, зи мо рафтӣ,
Рафт ороми ҷон зи рафторат.
Нимкушта шудам ба як дидан,
Кошки дидаме дигар борат.
Чашми бемор бар аёдати туст,
Назаре кун ба чашми беморат.
Барнагирад сар аз дари ту, Камол,
Гар бимирад ба пои деворат.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори нахуст ба хати сирилик чоп мешавад.

---

Эй рӯи дардмандон бар хоки остонат,
Аз обу хок з-он сӯ ғавғои ошиқонат.
Аршошён ҳумоӣ, мо ҷумла сояи ту,
Бо ин сифат чӣ донанд ин мушти устухонат?
Зарроти кавн як-як дар мумкиноти олам
Ҷустанду ёфт бартар аз кавну аз маконат.
З-ин пеш ақлу дониш додӣ зи худ нишонам,

Гум кардам он нишонҳо, то ёфтам нишонат.
Дар бар рухам чӣ бандӣ, чун рафтаам ба бомат?
Рӯй аз чӣ  боз пӯшӣ, чун дидаам аёнат?
Дурре зи канзи махфӣ дорад Камол бо худ,
Гар гӯш дорӣ, он дурр ояд ба гӯши ҷонат.
Дӣ мешудӣ хиромон чун сарву ақл мегуфт:
«Хуш меравӣ ба танҳо, танҳо фидои ҷонат!»*

***

Эй зи сад гулбарг нозуктар танат,
Бар ту ларзонтар гул аз пероҳанат.
Аз сабо чандон нашуд бӯи ту фош,
Пераҳан кард ин хато дар гарданат.
Хоки поят ҳаққу мулки дидаҳост,
Чанд пӯшад ҳаққи мардум доманат?
Хат чӣ ҳоҷат ҳуҷҷати ҳусни туро,
Рӯи чун маҳ бас далели равшанат.
Хирмани мушк аст зулфат гирди моҳ,
Холи мушкин донае аз хирманат.
Ҷон ба тан меояду дил меравад,
Аз хиромон омадан в-аз рафтанат.
Ақлу дин мехост чашмат аз Камол,
Ҳар ду бурдӣ, чист дигар бо манат?!

* Мисраъ моли Саъдии Шерозӣ.

Эй зи нӯши шакаристони лабат руста набот!
Ташнаи пистаи шакаршиканат оби ҳаёт.
Сарв ҳарчанд ки дорад ба чаман зебоӣ,
Ростӣ, несташ ин қомати ширинҳаракот.
Хӯрдаам шарбати ҳаҷрат ба таманнои висол,
Додаам умри гаронмоя ба уммеди вафот.
Мурғи дил сайди чунон бози сари зулфи ту шуд,
К-аш аз ин дом набошад дигар уммеди наҷот.
Ҳар ки бинад рухи зебои ту, хонад такбир,
Ҳар ки бинад қаду болои ту, гӯяд салавот!
Ба ҷафои ту, агар кушта шавам, саҳл магир,
Куштаи теғи ту бошанд рафеъ-уд-дараҷот.
Натавонад, ки кунад васфи ҷамоли ту Камол,
З-он ки ҳаст оинаи ҳусни ту берун зи сифот.

***

Эй, ки аз зулфи ту хун дар ҷигари мушки Хитост,
Рӯи зебои ту оинаи алтофи Худост.
Моҳро равшанӣ аз рӯи ту мебояд ҷуст,
Сарвро ростӣ аз қадди ту мебояд хост.
Меҳри рухсори ту сӯзест, ки дар ҷони ман аст,
Хатти сабзи ту ғуборест, ки дар хотири мост .
Гар ту, эй сарви хиромон, бинишинӣ аз пой,

Эй басо фитна, ки аз чашми ту бархоҳад хост.
Ҳамчу лола дили ман сӯхтахуниҷигар аст,
Ки чаро сунбули гесӯи ту дар дасти сабост?
Ҳамчу субҳ аз асари меҳри рухат ҷон бидиҳад,
Ҳар киро дар раҳи ишқи ту дам аз сидқу сафост.
Ончунон зору низор аст зи савдот, Камол,
Ки чу моҳи нав аз абрӯи ту ангуштнамост.

Эй кулаҳгӯшаи ҳусн омада бар фарқи ту рост!*
Сарвро нест чунин қомати зебо, ки туроcт.
Сунбули зулфи ту машшотаи гулбарги тар аст,
Лолаи рӯи ту ороиши бӯстони сафост.
Ҷаъд бар ҳусни хатат нофаи мушки Хутан аст,
Тоқи абрӯи хушат қиблаи хубони Хитост.
То касе мункири хуршеди ҷамолат нашавад,
Хати шабранги ту бар маҳзари даъво-ш гувост.
Ё магар шефтаи сарви сиҳӣ қомати туст,
Ки бар оҳанг навозад ҳама дар пардаи рост?
Хабари васли ту аз боди сабо мепурсам,
З-он ки моро тамаъи васли ту аз боди сабост.
Соқии ҷуръаи ишқат ба Камол аст мудом,
Гарчи аз майкадаи васли ту пайваста ҷудост.

***

Бо чашми ман ин ашки равонро чӣ фитодаст?
Бо ҷони ман ин сӯзи ниҳонро чӣ фитодаст?
Гар хун равад аз дил, ки кабоб аст, аҷаб нест,
Ин дидаи хунобачаконро чӣ фитодаст?
Аз пой гар афтам мани дилреш ба роҳам.
Он гесӯи дар пой кашонро чӣ фитодаст?
Чашм аз ҳаваси диданат афтода ба рӯй аст,
Бо рӯи ту чашми нигаронро чӣ фитодаст?
Гар тан ба тани ҳаҷр на побаста чу шамъ аст,
Бо сӯзи дил ин риштаи ҷонро чӣ фитодаст?
Дӣ ронд магас аз мани бетоқату мегуфт:
Гирди пашае ин магасонро чӣ фитодаст?
Дар ҷони Камол омаду афканд сад ошӯб,
Ё Раб, ба ман он шӯхи ҷаҳонро чӣ фитодаст?

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори нахуст ба хати сирилик чоп мешавад.

Боз оташе ба сина расидан гирифтааст,
Хун аз дили кабоб чакидан гирифтааст.
Ҳар кас кашид бар дари дилбар матоъи хеш,
Дил низ оҳу нола кашидан гирифтааст.
Мо дар ту чун расем, чу рафтӣ ба сад шитоб?
Кай умри рафта кас ба давидан гирифтааст?

Гӯӣ, хату рухи ту зи борони ашки мо
Гулҳои шукуфта сабза дамидан гирифтааст.
Сад ҷо сари бурида фитодаст бар замин,
Машшота зулфи ту чу буридан гирифтааст.
Донам, шунидаӣ, ки гузаштаст з-осмон
Оҳам, ки гӯши моҳ шунидан гирифтааст.
Зулфи хамида чанд ниҳӣ дар назар, Камол?
Девори умр бин, ки хамидан гирифтааст.

***

Боз о, ки дар фироқи ту ҷонам сабур нест,*
Боз о, ки бе ҳузури ту дилро ҳузур нест.
Чашмам, к-аз офтоби рухат нур мегирифт,
Пур шуд чунон зи хун, ки дар ӯ ҷои нур нест.
Бемори дарди ишқи ту наздики ҳолатест,
Як бор агар бипурсияш, аз кор дур нест.
Моро ҳавои кӯи туву шавқи рӯи туст,
Фикри наиму ҷаннату савдои ҳур нест.
Он кас, ки завқи дурдии дарди ту ёфтаст,
Ҷӯёи ҷӯи ширу шароби таҳур нест.
Гар дигарон зи дӯст тавонанд сабр кард,
Боре, Камол як дам аз эшон сабур нест.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал бо алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Боз ақлам бурд аз сар кокули мушкини дӯст,
Баст бар дил банди дигар кокули мушкини дӯст.
Дар диловезиву дилбандӣ сари як мӯй нест
Аз каманди зулф камтар кокули мушкини дӯст.
Гар на шамшод аст, к-аз боди сабо дар тоб рафт,
Аз чӣ печад бар санавбар кокули мушкини дӯст?
Чун қабои ғунчаву пероҳани гул бар танаш
Карда пӯшишҳо муаттар кокули мушкини дӯст.
Ҳамчу хунрезе, ки аз қатли хато гардад хиҷил,
Шуд зи хуни ошиқон тар кокули мушкини дӯст.
То бувад умри дарозаш, мекунад гум шонаро
Дар миёни мушку анбар кокули мушкини дӯст.
Ҳаст лаълеву дуре з-ин гуфта нозуктар , Камол,
Гар бубандӣ зеваре бар кокули мушкини дӯст.

***

Бозам ба ноз куштӣ, сад ҷон фидои нозат!
Ман зиндатар аз онам, гар рағбат аст бозат.
Тунд омадӣ, кӣ донад, бо кист ин итобат?
Пинҳон шудӣ, кӣ ёбад, к-аз кист эҳтирозат?
Воқиф на аз ту як тан аз сокинони кӯят,
Огаҳ на аз ту як дил аз маҳрамони розат.
Эй хирқапӯши толиб в-эй дурднӯши ғолиб,
Ин хаста дар намозат в-он ҳам ба сад ниёзат.

Равшан чароғи давлат бо моҳи дилфурӯзат,
Сарсабз боғи ишрат аз сарви сарфарозат.
Эй мутриби хушилҳон, имшаб бимол бар чанг
Талқе, вагарна сӯзам, сӯзад нуҳуфта созат.
Пеши ту ҳар кӣ пурсиш омад, Камол, рӯзе,
Бигрехт зуд чун дуд аз сӯзи ҷонгудозат.

Ба чини зулф рухат рашки сурати Чин аст,
Зи вақти шир мазидан лаби ту ширин аст.
Даме зи дидаи пурхун намешавӣ берун,
Бад-он ҷиҳат, ки ту тифливу хона рангин аст.
Дигар фусӯскунонам магӯ, ки з-они туам,
Ки сӯхтам зи дурӯғи ту, ростӣ ин аст.
Зи меҳр карду вафо тавба он дили сангин,
Чӣ гуна тавбаи ӯ бишканам, ки сангин аст?
Ба дарду ғам чӣ ниҳӣ миннатам, зи нав ситаме
Карам намой, ки ин лутфҳои дерин аст.
Бурам сар аз тану бар остонат андозам,
Гараш ба хоб бубинам, ки майли болин аст.
Барои васли ту хонад Камол вирду дуо,
Нахондаӣ, ки дуоҳо барои омин аст.

***

Ба хубон меҳр варзидан чӣ кор аст?
Рухаш бин, варна маҳ дидан чӣ кор аст?!
Ба ёди лаъли дилбар хуни дил нӯш,
Шароби лаъл нӯшидан чӣ кор аст?
Ба меҳри Юсуф аз ҷон қатъ кун, қатъ,
Ба теғе даст бибридан чӣ кор аст?
Гар орад ҷон ба лаб ошиқ дар ин кор,
Лаби маъшуқ бӯсидан чӣ кор аст?
Самоъ осон бувад бар сӯфии гарм,
Чу оташ ҳаст, ҷӯшидан чӣ кор аст?!
Ба доман айби риндон пӯш, зоҳид,
Либоси зӯҳд пӯшидан чӣ кор аст?
Камол, аз ҳар ду олам рӯй дарпеч,
Ба сар дастор печидан чӣ кор аст?

Бар ду рухи ман ду ҷӯи хун, ки равон аст,
Аз ту маро сурхрӯии ду ҷаҳон аст.
Нест камӣ дар паноҳи ишқи ту моро,
Дарди ту бо ҷону дил вазифарасон аст.
Рӯзу шабам сӯзу куш чу шамъ, ки ошиқ
Сӯхтаи ин муроду куштаи он аст.
Ҷуз ғами рӯи ту бар дилам зи заифӣ

Гар ҳама барги гул аст, бори гарон аст.
Бар қадамаш сар ҳаменеҳ, эй дилу мерав,
То накунӣ пай ғалат, ки роҳ ҳамон аст.
Дида бар он пой суданам нагузоранд,
Охир, аз ин суд дӯстро чӣ зиён аст?
Кист, Камол, ин ки бо ту дар сухан омад,
Ҷинси суханҳои ту на ҳадди забон аст.

***

Бар лаби лаъл хати сабз туро пирӯзист,
Бар занахдони чу беҳ хол туро беҳрӯзист.
Кард равшан ҳама офоқ таҷаллои рухат,
Одати талъати хуршед ҷаҳонафрӯзист.
Ҳама олам ба тамошои ту шоданд, оре,
Ту маҳи идию рӯи ту гули наврӯзист.
Дили бечора ҳамеша зи ту садпора чарост?
Тири мижгони туро қоида чун дилдӯзист.
Бар сари турбатам оиву бияфшонӣ ашк,
Шамъро бар мани хокӣ беҳ аз ин дилсӯзист.
Рӯзии дил зи азал зулфи дутои ту фитод,
Дили бечора, назар кун, чӣ парешонрӯзист!
Сар зи қайдат накашад бо ту чу омӯхт Камол,
Мурғи маълуф гирифтор зи дастомӯзист.

Ба кӯят дил ғуломи хоназод аст,
Чу сар бар дар ниҳад, муқбил ниҳодаст.
Рақиб озодагонро мӯътақид нест,
Ки нодарвеш андакэтиқод аст.
Занад лофе ба он рух моҳи шабгард,
Надонад, к-аз пиёда рух зиёд аст.
Гар аз рӯи замин хезад ғаму дард,
Дили ошиқ ба рӯи дӯст шод аст.
На танҳо дил дар он кӯй аст мискин,
Ки ҳар ҷо ҳаст мискин, номурод аст.
Фаромӯшат кунам гуфто ба зудӣ,
Маро аз дергаҳ ин нукта ёд аст.
Камол аз ваъдаи васлат батар сӯхт,
Ки ҷонаш оташу ишқу ту бод аст.

***

Ба макру ҳила бар ӯ дастрас на имкон аст,
Ки ҳамчу сарви баландаш ҳазор дастон аст.
Даруни парда рухи ӯ ҳазор сина бисӯхт,
Наузубиллаҳ аз он оташе, ки пинҳон аст.
Дар остони ту танҳо на ашк ғалтаду бас,
Ба хуну хок сару дида низ ғалтон аст.
Зи гиря бар сари мардум яқин, ки хонаи чашм
Фурӯ равад шаби ҳиҷрон, зибаски борон аст.

Агар шикаст зи тират ба дида пайконе,
Ниҳода дидаи дигар барои товон аст.
Чу аз лаби ту ҳадисе ба гӯши ҷон бирасид,
Дилам зи даст бирафту ҳадис дар ҷон аст.
Зи шавқи рӯи ту завқест дар ҳадиси Камол,
Чу андалеб, ки бар сарву гул хушилҳон аст.

Бунафша дастае бар арғувон аст,
Гарат бар лола сунбул соябон аст.
Лаб аст он, ё ақиқ он дурҷи ёқут,
Ки дар вай лӯълуи лоло ниҳон аст?
Ҳилолат абрӯву хуршед талъат,
Узорат моҳу қад сарви равон аст.
Дилам зулфи парешонат чу бирбуд,
Маро ошуфтагии кор аз он аст.
Миёну мӯи ту фарқе надоранд,
Кӣ медонад, ки он мӯй, ин миён аст?
Буто, ҳар дам макун қасди равонам,
Агарчи ҳукми ту бар ман равон аст.
Маҷӯ аз ман ҷудоӣ, эй дилором,
Ки дидорат маро ороми ҷон аст.
Наям аз ғамзаат эмин замоне,
Чу чашмат фитнаи охирзамон аст.
Камол аз шавқи лаъли шаккаринат,
Бағоят тӯтии ширинзабон аст.

***

Бунёди вуҷудам зи ту , эй дӯст, хароб аст*
В-ин корхаробӣ ҳама аз ҳубби шароб аст.
Ҷонам ба азоб аст зи махмурии дӯшин,
Соқӣ, қадаҳе деҳ, ки дар он айни савоб аст.
Чун мегузарад умр сабук, ратли гарон деҳ
В-ин чархи гарон аз паи мо чун ба шитоб аст.
Зоҳид, ки шавад ғарра ба зӯҳде, ки надорад,
Он зӯҳди фиребандаи ӯ нақши сароб аст.
В-он кас, ки бувад ошиқу бебоку қаландар
Мақсуди ҳақиқиш зи май рафъи ҳиҷоб аст.
Эй пир, агар аҳди ту дар ишқ шикастем,
Машкан дили аҳбоб, ки ин айни шабоб аст.
Эй хуфтаи бедард, набинӣ, ки ҳама шаб
Моем назарбозу туро дида ба хоб аст.
Гӯянд, ки нуқсони Камол аст, ки доим
Ҷӯёи шароб асту кабоб асту рубоб аст.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори нахуст ба хати сирилик чоп мешавад.

---

Бе ту аз дардам оромидан нест
В-аз туам тоқати буридан нест.
Гар ту шамшер мекашӣ моро,
Заҳраи оҳ баркашидан нест.

Оҳи мо бо ту кай расад, к-он ҷо
Бодро мумкини расидан нест?
Ёр дар пеши чашми туст, эй ашк,
Ҳоҷати ҳар тараф давидан нест.
Хостам бӯс аз он даҳон, нашнид,
Расми хурдон сухан шунидан нест.
Гуфтамаш: Аз даҳонат, эй бути Чин,
Коми ман ғайри лаб газидан нест.
Чин дар абрӯ фиканду гуфт: Камол,
Нақши Чин ҷуз барои дидан нест.

***

Бе таваққуф ман аз ин шаҳр бадар хоҳам рафт,*
Бе тараддуд зи паи ёр ба сар хоҳам рафт.
Борҳо бори гарон бар дилу ҷон бар кафи даст
Рафтаам аз паи мақсуду дигар хоҳам рафт.
Эй азизон, ки надоред сари ҳамроҳӣ,
Ба иҷозат, ки ҳам акнун ба сафар хоҳам рафт.
Бо вуҷуди тани бемору гаронбории ишқ,
Субҳдам дар ақиби боди саҳар хоҳам рафт.
То кунам дидаи ғамдида ба рӯяш равшан,
Пеши он шамъи дили аҳли назар хоҳам рафт.
Бӯи ҷамъият аз он роҳгузар меояд
Ман бад-он бӯй бар он роҳгузар хоҳам рафт.
То заминбӯси дари шоҳи ҷаҳон дарёбам,
Андар ин раҳ чу фалак зеру забар хоҳам рафт.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори нахуст ба хати сирилик чоп мешавад.

---

Бе ту маро чашми ҷаҳонбин тар аст,
Чеҳра ба хуни дили ғамгин тар аст.
Дар таби ҳаҷри ту лабу чашми ман
Як-ду дам он хушку даме ин тар аст.
Ҳеч шабе бар сари болини ман
Дида нахусбид, ки болин тар аст.
Лашкарии ишқи туро з-оби чашм
Асп тару ҷома тару зин тар аст.
Тифливу ояд зи ту шӯхӣ малеҳ,
З-он ки зи шират лаби ширин тар аст.
Ҳар ки хиҷил шуд, ба арақ тар шавад,
Пеши рухат з-он гули рангин тар аст.
Дар сифати холу хати ӯ, Камол,
Дамбадам анфоси ту мушкинтар аст.

***

Бе хидмати ту кас ба ҷаҳон иззате наёфт,
Шоҳе, ки чокари ту нашуд, ҳурмате наёфт.
Дар номаи саодати худ дардманди ишқ
Бе доғи меҳнате рақами давлате наёфт.

То ғам нахӯрду дард, наяфзуд қадри мард,
То лаъл хун накард ҷигар, қимате наёфт.
Бе хандаи ту кони намак хони заҳмат аст,
Ҷон аз наими ҳар ду ҷаҳон лаззате наёфт.
Дил з-он лабу даҳон натавонист бурд ҷон,
Будаш маҷол танг, магар фурсате наёфт?
Пашминапӯш хирқаи солус то насӯхт,
Аз ҷомахонаи карамат хилъате наёфт.
Чандон ки бозҷуст дар амъоли худ Камол,
Мақбултар зи тарки риё тоате наёфт.

Бе дарди диле роҳ ба дармон натавон ёфт,
То ҷон надиҳӣ, сӯҳбати ҷонон натавон ёфт.
Ҳар дил набувад ҷои ғами ишқи ту, к-он ғам
Ганҷест, ки ҷуз дар дили вайрон натавон ёфт.
Дар домани хоре бинишинем, чу гул нест,
Бо дард бисозем, чу дармон натавон ёфт.
То чашми ту ҷоду бувади хашми ту кофир,
Дар рӯи замин ҳеч мусалмон натавон ёфт.
Ҷонпарварие, к-аз лаби дилҷӯи ту дидам,
Инсоф, ки дар чашмаи ҳайвон натавон ёфт.
Дар сояи зулфи ту, ки шуд маҷмаи дилҳо,
Ғайр аз дили ман ҳеч парешон натавон ёфт.
Бо гармраве воқифи ин роҳ чи хуш гуфт:
Оҳиста, ки ин роҳ пур осон натавон ёфт.
Дарбанд миён аз дилу ҷон бандагияшро,
Бе қурби шараф қурбати султон натавон ёфт.
Бархез, Камоло, ки дари каъбаи мақсуд
Бе он ки кунӣ қатъи биёбон, натавон ёфт.

***

Бе маҳи рӯи ту оҳам зи Сурайё бигузашт,
Дида дарё шуду ҳар қатра зи дарё бигузашт.
Гарчи дар маҷмаи дил дарди ту буд садрнишин,
Нола чун бартар аз ӯ буд, ба боло бигузашт.
Гар сабо омаду бӯи ту зи мо дошт дареғ,
Шокирем аз ту ба ҳар ҳол, ки бар мо бигузашт.
Чамани ҷони маро ғунчаи шодӣ бишукуфт,
То хаёли даҳанат дар дили шайдо бигузашт.
Сарв мехост ба побӯси ту ояд чун об,
Лекин аз ҷӯ натавонист ба як по бигузашт.
Баски фармудам аз он лаб дили худро парҳез,
Сӯфии мо натавонист зи ҳалво бигузашт.
Эй, ки гуфтӣ, бибарам қиссаи ту пеши табиб,
Мабар, ин ранҷ, ки корам зи мудово бигузашт.
Дил бар он хоки дар аз ҷон рақаме дошт, Камол,
Ҷаъала-л-ҷанната мисвоҳ* ҳамон ҷо бигузашт.

*Ҷояш ҷаннат шавад! (дуои хайр)

То хаёлатро дилам манзилгаҳ аст,
Аз маҳи нав манзили ман пурмаҳ аст.
Гар лабат бӯсам, зи бисмил чора нест,
К-ифтитоҳи милҳ аз бисмиллаҳ аст.
Як шабе бо мо нишин, к-аз рӯзи умр
Як шабе мондасту он ҳам кӯтаҳ аст.
Меҳнати ҳаҷри ту соат-соат аст,
Давлати васли туногаҳ-ногаҳ аст.
Ман ба дуздӣ гирам он чоҳи зақан,
Кон ки ақли кул бибурдаст, он чаҳ аст.
Рехтӣ бар ҳар замин хуни Камол,
То нагӯянд, ин чӣ хуни бе раҳ аст?

***

Туро бо ман сари ёрӣ намондаст,
Сари меҳру вафодорӣ намондаст.
Маро имрӯз бо ту хотире низ,
Ки бе мӯҷиб биёзорӣ, намондаст.
Надонам, бо кӣ ҳамрангӣ гузидӣ,
Ки дар ту бӯе аз ёрӣ намондаст?
Ба мо аз андаке андак вафое
Гарат мондаст, пиндорӣ, намондаст.
Бирас фарёди дарди ман, Худоро,
Ки бешам тоқати зорӣ намондаст.
Ба рӯз ой, эй шаби ҳиҷрон, ки дигар
Чу шамъам тоби бедорӣ намондаст.
Камол, аз умри бе ӯ рафта чизе,
К-аз он чизе ба даст орӣ, намондаст.

Туро ба як-ду хати мусталаҳ фузулӣ чист?
Усули илми ладунӣ ба беусулӣ чист?
Калом хондиву мантиқ, к-аз ӯ шавӣ мақбул,
Аз он ду ҳосили ту ғайри ноқабулӣ чист?
Зи ҳирси қадру маҳал насх гаштаиву ҳанӯз
Таносухе чи бувад гӯиву ҳулулӣ чист?
Дил аз шунидани Қуръон бигирадат ҳама вақт,
Чу ботилон зи Каломи Ҳақат малулӣ чист?
Ба роҳи хайр ба як қатра афтадат сад макс,
Ба шаррат ин ҳама бесабриву аҷулӣ чист?
Муқаррабони Худоянду ворисони расул,
Ту аз Худой чунин дуриву расулӣ чист?

***

Туро дар кӯи ҷонон хонае ҳаст,
Ба ҳар кӯе чу ман девонае ҳаст.

Бизан чӯбаш, ки дузд аст он сари зулф,
Ба даст ар нест чӯбат, шонае ҳаст.
Мунаввар шуд ба рӯят дида, дил низ,
К-аз он маҳ нур дар ҳар хонае ҳаст.
Нишони он ки рӯят хирманам сӯхт,
Бар он оташ зи холат донае ҳаст.
Самоъи мо ба зоҳид дарнагирад,
Дар ин сӯҳбат магар бегонае ҳаст?
Мазан, эй хумшикан, бар сӯфиён санг,
Ки зери хирқаам паймонае ҳаст.
Камол, ар нест ҳечат лоиқи дӯст,
Ғазалҳои тари риндонае ҳаст.

Туро ду рух ба ду хат фанни дилбарӣ омӯхт,
Ту аз ду чашму ду чашм аз ту соҳирӣ омӯхт.
Ту тифли мактаби ҳуснӣ, муаллими ту ду чашм,
«Муаллимат ҳама шӯхиву дилбарӣ омӯхт».*
Фиребу макр ба ғамза чӣ медиҳӣ таълим?
Ба гӯшагир чӣ ҳоҷат фурӯтарӣ омӯхт?
Куҷо дуруст кунанд аҳли зӯҳд тахтаи ишқ,
Ки мушкил аст ба маймун даравгарӣ омӯхт.
Ба даври ҳусни ту он ориф аст ҳарфшинос,
Ки лавҳи зӯҳд сутурду қаландарӣ омӯхт.
Касе, ки қимати хоки дараш ба ошиқ гуфт,
Баҳошиносии ҷавҳар ба ҷавҳарӣ омӯхт.
Камол бурд ба нутқ аз шакар сабақ, гӯӣ,
Лабат ба тӯтии табъаш суханварӣ омӯхт.

***

Чашми ғамдидаи моро нигаронӣ ба шумост,
Қоматат шоҳиди адл аст, ки мегӯем рост.
Сарви болот чаро соя зи мо бозгирифт?
Оре, ин низ ҳам аз толеъи шӯридаи мост.
Аз шифохонаи эҳсони ту аз баҳри наҷот
Хастагонро тамаъи марҳаму уммеди давост.
Шамъу ман дӯш ба ҳам сӯзи дарун мекардем,
Шамъро ашк равон буду маро ҷон мекост.
Яъне он бандаи ғурбатзадаи мискинро
Худ напурсӣ, ба чӣ ҳол аст дар ин шаҳру куҷост.
Хоки роҳи туам, эй хоки дарат тоҷи сарам,
Тоҷдор аст Камол, арчи тиҳидасту гадост.

* Мисраъ моли Саъдии Шерозист.

Чашми  шӯхи ту ҳаркиро куштаст,
Аввал аз рашк он маро куштаст.
Ба шакар, гуфтаанд, душман куш,
Дӯстонро лабат чаро куштаст?
Ғами ту лашкари Сулаймон аст,
Ки чу мӯрам ба зери по куштаст.
Гуфтаӣ: Хунбаҳои кушта манам,
Ҳамаро ишқи хунбаҳо куштаст.
Хастаи ғамзаро лаби ту давост,
Хастагони туро даво куштаст.
Офтоб аз ту ҳусн медуздад,
Субҳ аз он рӯ чароғро куштаст.
Ваъдаи куштанӣ бидеҳ ба Камол,
Ҷони ман ваъдае киро куштаст?!

***

Ҷоно, ба ҷуз лабони ту оби ҳаёт нест,*
Ширинтар аз лаби ту ба олам набот нест.
Рӯзи нахуст, эй шаҳи хубон, ба ошиқон
Рухро чаро намудӣ, агар майли мот нест?
Гуфтам: Давои дарди диламро хате навис,
Гуфто: Давот чун бинависам, давот нест.
Доғи ҷафо ба ҷони мани хастадил манеҳ,
Рӯзе, ки дар вафот бимирам, вафот нест.
Гуфтам: Закоти лаъли лабат бӯсае бидеҳ,
Гуфто: Бирав, Камол, ки вақти закот нест.

---

* Ин ғазал аз нусхаи (соли 1995, Душанбе) таҳияи Устод С.Асадуллоев ба нусхаи ҳозир афзуда шуд. Дар матнҳои интиқодии дар Эрон ва Маскав интишоршудаи Девони Хоҷа Камол ин ғазал дучор наомад. Ба андешаи ин хоксор дар матлаъ такрори матлаб, яъне ду навбат дар тавсифи лаб сухан гуфтан, ҳашв аст ва шеваи Хоҷа Камол нест. Эътиқоди банда бар он аст, ки дар мисраъи дувум ба ҷои «лаби ту» таркиби «хати ту» айни матлаби Хоҷа ва нусхаи асл буда, ба далели он, ки дар матлаъе бо истифода аз назири тиркиботи боло Хоҷа Камол фармуда:
Хатат чу Хизр ба оби ҳаёт наздик аст,
Ба он лаби чу шаккар ин набот наздик аст.
( А. Суруш)

---

Чашмам зи хаёли ту пур аз нури таҷаллист,
Чашме, ки чунин аст, ба дидори ту авлист
Суратгар аз он сурату маънӣ чӣ хабар ёфт?
Ангехтани сурати чинаш ба чӣ маънист?
Бар тарфи чаман сарв ба сад шарм барояд
Аз сояи қадди ту, ки ҳамсояи Тӯбист.
З-он тоқи ду абрӯ, ки ба хубӣ ҳама тоқанд,
Касрест дар он тоқ, ки мансуб ба Касрист.
Хуне, ки ба ҷӯ меравад аз дидаи Маҷнун,
Селест, ки роҳи гузараш бар дари Лайлист.
З-он зулф ба дардам, шуда ранҷур чу Айюб,
Аз лаб шакаре деҳ, ки шифох онаи Исист.
Ҳар хуб, ки дар чашми Камол ояду маҳбуб
Гӯяд: Беҳ аз онӣ туву фикре беҳ аз ин нест.

***

Чашми мусулмонкуши ту кофири маст аст,
Ҳиндуи зулфи ту офтобпараст аст.
Дил, ки зи дастам бирафт, бо ту дарафтод,
Зуд бияфтад зи по, чу рафта зи даст аст.
Зулфи ту дар чашми мо басе фитадаш сайд,
З-он ки ба дарё фиканда ин ҳама шаст аст.
Бод ба гулзор аз он ки бӯи ту овард,
Шохи гули тозаро ҳамеша шикаст аст.
Пеши ту карданд васфи нози қади сарв,
Мурғ ба бонги баланд гуфт, ки паст аст.
Зулфи ту гуфто: Ба марҳабо диҳамат даст,
Лутфи ту бо мо ҳамеша аз сари даст аст.
Ғамзааш инак, Камол, ҳозири дил бош,
Шиша нигаҳ дор аз он ҳариф, ки маст аст.

Ҳусн бас ёри маро, меҳру вафо гар нест, нест,
Шеваи ошиқкушон ғайр аз ҷафо гар нест, нест.
Дар сари ӯ ин ки резад хуни мо гар ҳаст, ҳаст,
Куштаро з-он лаб умеди хунбаҳо гар нест, нест.
Ишрату айши бутон бо ошиқон ҷавру ҷафост,
Айшу ишрат бош, гӯ, ӯро, маро гар нест, нест.
Ҳаст шабҳо маҷлиси моро маҳи рӯяш тамом,
Шамъи дигар дар миёни ҷамъи мо гар нест, нест.
Хоки пош аз гиря чун куҳл-ул-ҷавоҳир сохтам,
Дидаи гавҳарфишонро тӯтиё гар нест, нест.
Он ҳадиси чун шакар моро писанд асту нигар,
Ин даҳон пайдо, миён ҳам дар қабо гар нест, нест.
Рӯзу шаб дарюзагар бас гирди кӯи ӯ Камол,
Бар дари султони мо дигар гадо гар нест, нест.

***

Ҳалқа бар дар мезанад ҳар дам хаёли рӯи дӯст,
Гӯш дор ин ҳалқаро, эй дил, гарат савдои ӯст.
Субҳгоҳе мегирифтам иқди гесӯяш ба хоб,
З-он замон дасти хаёлам то ба акнун мушкбӯст.
Дил, ки чун гӯй аст дар майдони ишқ ошуфтаҳол,
Гар ба чавгон нисбати зулфаш кунад, беҳудагӯст.
Сарбаландӣ бин, ки боз аз давлати риндӣ Камол,
Бар сари дӯше, ки дӣ саҷҷода буд, имшаб сабӯст.
Лофи якрангӣ мазан бо дӯст ҳар соат, Камол,
То чу гул берун наёӣ хурраму хандон зи пӯст.

Хоки дарат ба чашми ман ба сад чаман беҳ аст,
Боғе хуш аст оразат, аммо зақан беҳ аст.
Кӯи ту хоҳад ин дили овора, не биҳишт,
Мурғи ғарибро зи гулистон ватан беҳ аст.
Танҳо на рӯи туст беҳ аз гулрухони Чин,
Бӯи ту ҳам зи накҳати мушки Хутан беҳ аст.
Гуфтӣ: Ба дастбӯси ту бӯсе зиён кунам,
Дар дасти кас чӣ суд шакар, дар даҳан беҳ аст.
Чун чашми сӯзан аст даҳони ту дар хаёл,
Моро ҳамеша чашм бад-он дӯхтан беҳ аст.
Эй дил, ҳадиси дӯст беҳ аст аз дури Адан,
Ин нукта гӯш кун, ки зи дурри Адан беҳ аст.
Гуфтанд: Гуфтаи ту бувад беҳ зи ту, Камол,
Ман булбулам, бале, сухани ман зи ман беҳ аст.

***

Харобаи дили ман пур шуд аз муҳаббати дӯст,
Мабод ҳеч диле холӣ аз муваддати дӯст.
Кадом давлату фурсат биёфт, ҳар кӣ наёфт
Саодати шарафи васли ёру сӯҳбати дӯст?
Агарчи дархури ӯ ҳидмате намеояд,
Шавем мӯътакифи остони хидмати дӯст.
Ниёзи ҷозибаи хотири шикастаи ман
Магар маро бирасонад даме ба ҳазрати дӯст?
Расам ба ғояти ҳиммат чунон ки дилхоҳ аст,
Чу ҳаст бо мани шӯрида ҳоли ҳиммати дӯст.
Заифу оҷизу қосир шаванду чун нашаванд
Забону дасту дили ман зи шукри неъмати дӯст.
Камол хастадили дардманди беҳосил
Чӣ бошад, ар ба муроде расад зи давлати дӯст?

Хизри ҷон оби ҳаёт аз лаби дилҷӯи ту ёфт,*
Мӯсӣ анвори таҷаллӣ ҳама аз рӯи ту ёфт.
Мурдаро зинда аз он кард Масеҳо ба даме,
К-аз дами боди саҳаргоҳи азал бӯи ту ёфт.
Хоҷаи ҳар ду саро Аҳмади маҳмудхисол
Ҳусни ахлоқу макорим ҳама аз хӯи ту ёфт.
Ҳар киро буд саре, дар сари савдои ту шуд
В-он киро буд диле гумшуда, дар кӯи ту ёфт.
Дар миёни зуламоти сари зулфи ту, Камол,
Ҳамчу Хизр оби ҳаёт аз лаби дилҷӯи ту ёфт.

***

Хатат чу Хизр ба оби ҳаёт наздик аст,
Ба он лаби чу шаккар ин набот наздик аст.

Зи хоки пои ту сарсабзиест сарҳоро,
Ба ин сухан сари зулфи дутот наздик аст.
Нишони Кавсару Тӯбо, ки медиҳанд аз дур,
Ба чашми мову қади дилработ наздик аст.
Ҳикояти дили пурхуни мо мапурс аз ҷом,
Ки пеши лаъли лаби ҷонфазот наздик аст.
Агарчи гирякунон дур аз он лабему канор,
Ба чашми ташна хаёли Фурот наздик аст.
Ба рух чӣ гуна наронам пиёдаҳои сиришк?
Чунин ки шоҳи дил аз ғам ба мот наздик аст.
Камол ҷон ба лаб овард бар умеди вафот,
Дилаш биҷӯй, ки вақти вафот наздик аст.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори нахуст ба хати сирилик чоп мешавад.

---

Хатат сабзу лабат мушку гулоб аст,
Даҳонат зарра, рӯят офтоб аст.
Ту ганҷи ҳусниву бас хонаи дил,
Ки аз шавқи чунин ганҷе хароб аст.
Дили ман аз маҳи рӯи ту сӯзон,
Чу каттон аз вуҷуди моҳтоб аст.
Шабе, к-он остон болини ман нест,
Чӣ ҷои бистару чӣ ҷои хоб аст!?
Бирав, носеҳ, матарсон аз азобам,
Ки дидори ту моро худ азоб аст.
Биҳамдиллаҳ, надорам домани тар,
Вале бар хирқаам доғи шароб аст.
Камол, он хоки дар аз гиря тар соз,
Ки дар борон умеди фатҳи боб аст.

***

Хаёли рӯи ӯ дар дида нур аст,
Махонаш дил, ки аз дилбар сабур аст.
Ба он рух мекунад даъвии хешӣ,
Маҳи тобон, валекин хеши дур аст.
Миёни нестӣ дидему ҳастӣ,
Миёни ёри мо хайрулумур аст.
Маро бо он биҳиштирӯ дар оташ
Салосил хуштар аз гесӯи ҳур аст.
Камол, ин як ғазал гӯ, бош кӯтоҳ,
Зи кӯтоҳӣ чӣ нуқсони Забур аст!?

Доғи ишқат бар рухи ҷонон нишони давлат аст,
Ҳар ки маҳрум аст аз ин давлат, сазои меҳнат аст.
Гар бало афзун фиристӣ, ман бад-ин неъмат ҳанӯз
Шукр мегӯям, ки дар шукрат мазиди неъмат аст.
Бо ту дар дӯзах маро нору азобу силсила
Хуштар аз рухсору зулфи ҳуриёни ҷаннат аст.
Аз бузургӣ гар саги худ хониям гаҳ-гаҳ, равост,
Ҳар кӣ шуд хоки дарат, ӯро беҳ аз сад иззат аст.
Гар бубинӣ ошиқе дар гиря, эй зоҳид, зи ашк,
Аз назар магрез, к-он борон зи абри раҳмат аст.
Заҳмати он дар мадеҳ, эй сар, ки хоки дӯстро
Ин гаронӣ бас, ки ҷон бар остони хидмат аст.
Нест ҷуз васле аз ӯ дарюзаи ҷони Камол,
Офарин бар ҷони дарвеше, ки соҳибҳиммат аст.

***

Даромад аз дари арбоби хирқа ногаҳ дӯст,
Баромад аз дили дарвеши хаста: «Аллаҳ, дӯст!».
Чу офтоб нишасту чароғҳо афрӯхт
Даруни хилвати дилҳо ба рӯи чун маҳ дӯст.
Ба раҳгузари дилу дида селҳост зи хун,
Чӣ гуна бигзарад, эй дӯстон, бар ин раҳ дӯст!?
Гарат зи завқи дарунӣ нуҳуфта ҳолатҳост,
Гумон мабар, ки зи ҳоли ту нест огаҳ дӯст.
Бигӯ, нишин ба дилат дарду нола чун бархост,
Ки дард мекунад он ҷо мақому в-он гаҳ дӯст.
Маризи ишқ ба умри дубора шуд махсус,
Ба пурсише чу қадам ранҷа кард гаҳ-гаҳ дӯст.
Кунанд пурсиши ман дӯстон, ки кист Камол
Даруни ҷони ту? Биллаҳ ҳабибу таллаҳ дӯст.

Дарди ту беҳ аз давост, эй дӯст!
Андӯҳи ту ҷонфазост, эй дӯст!
Дарюзагари дари ту аз ту
Ҷуз дарду бало нахост, эй дӯст!
Бо он ки зи муфлисӣ надорам
Чизе ки туро сазост, эй дӯст!
Пеши ту ниҳам ду чашми равшан,
Гӯям назари сафост, эй дӯст!
Гуфтӣ: Кушамат, вале раво нест,
Гар дӯст кушад, равост, эй дӯст!
Дил ҳар чӣ ба васфи қоматат гуфт,
Овард Худой рост, эй дӯст!
Кардам ба қади ту ин ғазал рост,
Бинвис, Камолрост, эй дӯст!

***

Дарди ту замон-замон фузун аст
В-ин сӯзи дарун зи ҳад бурун аст,
Ақл аз ҳаваси ту беқарор аст,
Дил дар талаби ту бесукун аст.
Бо ишқи ту ҳушмандии мо
Осору аломати ҷунун аст.
Дар дасти ту дил, ки хонияш қалб
Хокест сияҳ, агар на хун аст.
Қофи қаду нуни абрувонат,
Бар ту зи «Таборак»-у зи «Нун» аст.
То ҷон зи ту ёфт бар сухан даст,
Дар дасти сухан забон забун аст.
То аз ту Камол ҳикмат омӯхт,
Дар ҳикмати ишқ зӯфунун аст.

Дард, к-аз дил хост, дармонеш нест,
Хун, ки дилбар рехт, товонеш нест.
Аз лабат дурам чу маҳҷурам зи ту,
Ҷон надорад ҳар ки ҷононеш нест.
Бе рухат шуд чун даҳонат айши ман,
Тангайш аст он ки бӯстонеш нест.
Нест мискине, ки бар бӯят чу уд
Дуди пайдо, сӯзи пинҳонеш нест.
Зоҳид омад пеши риндон тифли роҳ,
Лоҷарам ҷуз чашми гирёнеш нест.
Пири мо бӯсе аз он лаб барнаканд,
Чун кунад бечора дандонеш нест?!
Нест бе ӯ лаззате дархӯр, Камол,
Бенамак хоне, ки меҳмонеш нест.

***

Дарди ман гӯед бо ёрон, ки дармон ёфт нест,
Ёр дармон аст, дармон чист, чун он ёфт нест?
Бар ҷароҳатҳои пайкон хастаи он ғамзаро
Нӯшдорӯ ҷуз дар он лабҳои хандон ёфт нест.
Дил сикандарвор хоҳад ташналаб ҷон барфишонд,
Аз даҳонаш чун нишони оби ҳайвон ёфт нест.
Кас намеёбам, ки раҳме бар ғарибон оварад,
Гӯиё, дар шаҳри хубон як мусалмон ёфт нест.
Пеши болоят ҳадисе рост гӯему равон,
Инчунин сарви равон дар ҳеч бустон ёфт нест.
Дар чаманҳо гар намеёбанд чун рӯят гуле,
Андалебе низ чун ман дар гулистон ёфт нест.
Гуфтаӣ: Бе хоки поям чанд мегириӣ, Камол?
Чун нагирям, чун илоҷи чашми гирён ёфт нест?!

Дар сар аз дуди дилам шамъсифат савдоест,*
Оре, ин гиряву сӯзи ману шамъ аз ҷоест.
Ҳамчу шамъам ҳама тан оташи савдои маҳест,
Ҳамчу субҳам ҳама ҷон меҳри ҷаҳоноест.
Гар ба маъво нарасад ин дили ман, маҷмӯъам,
Ки сари зулфи парешони ту хуш маъвоест.
Абрӯят гӯшанишин гашт, вале фоида чист,
Ки ба ҳар чонибе аз фитнаи ӯ ғавғоест?
Чашми моро бигузорӣ ба лаби Даҷлаи рӯ,
Даҷла рӯдест, вале дидаи мо дарёест.
Роз ҳам бо лаби худ гӯй, ки хуш ҳамнафасест,
Ишқ бо қомати худ боз, ки хуш болоест.
Дар ғами рӯи ту чун мӯи ту ошуфта Камол,
Умрбарбоддиҳе, дилсияҳе, каҷроест.

***

Дар сари зулфи ту танҳо на дили шайдо рафт,
Ҷону дил низ баҳам дар сари ин савдо рафт.
Рафт дил якшаба чун бод дар он ҳалқаи зулф,
Шаби торик, зиҳӣ дил, ки чунин танҳо рафт!
Аз сари зулфи ту дӯшина ҳикоёти дароз
Ҳама гуфтанд, вале боди сабо хушҳо рафт.
Бар дарат гарчи задам хок ба чашмони рақиб,
Ҳайф аз он сурма, ки дар дидаи нобино рафт.
Донаи хол ба болои лабат чист, магар
З-ин дили сӯхта дудест, ки бар боло рафт?
Рӯй нанмуда ба як зоҳиду майхора ҳанӯз,
Аз ту дар савмааву майкада сад ғавғо рафт.
Дар самоъе, ки ғазалҳои ту хонанд, Камол,
Сӯфиёнро ҳама аз сар ҳаваси ҳалво рафт.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал бо алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Дар сари занҷири зулфи ӯ дили девона рафт,
Нуктае з-он лаб шуниду ҷониби майхона рафт.
Саргузаште гуфтам аз дил, оташи ҷон шӯъла зад,
Гарм шуд ҳангома, хоҳам бар сари афсона рафт.
Огаҳ аз сӯзи дили мо дилфурӯзонанду бас,
Шамъ донад он чӣ шабҳо бар сари парвона рафт.
Бар хӯрад як рӯз ошиқ, донам, аз кишти мурод,
Инчунин к-аз ашки ӯ дар хок чандин дона рафт.
Дар дили решам хаёли он ду зулфи печ-печ
Рост мори ганҷро монад, ки дар вайрона рафт.
Ҷои торик асту зулфат, бе шуои оина
Кас намеёрад бар он роҳи чу мӯ ҷуз шона рафт.
Бурд дастовез ҷону сар, чу рафт он ҷо Камол,
Ошиқи дарвеш ҳар ҷо рафт, дарвешона рафт.

***

Дар сина маро ғайри ту ҳамхона касе нест
В-ар ҳаст, бурун аз дили девона касе нест.
Дил аз чӣ ба танг аст зи ағёр, ки имрӯз
Ҷуз ёр дар ин манзили вайрона касе нест.
Дар дида туӣ мардумак, он рӯ зи кӣ пӯшӣ?
Дар хона чу аз мардуми бегона касе нест.
Ин ҷурм, ки ошиқ зи ту хурсанд ба сӯзест,
Бар шамъ чи гирем, ки парвона касе нест.
Зулфат ба дари дил чӣ нишастаст, чу дил рафт,
Ин ҳалқа задан чист, чу дар хона касе нест?
То чашми ту бо гӯшанишинон назаре кард,
Дар савмаа бе наъраи мастона касе нест.
Май нӯш, Камол, аз лаби соқӣ, ки дар ин давр
Масте чу ту бе соғару паймона касе нест.

Дар сафи дилҳо ғами ту садрнишин аст,
Мартабаи нола аз ту бартар аз ин аст.
Бар ту на танҳо манам фишонда дилу дин,
Доия ин аст ҳар киро дилу дин аст.
Кас нашавад сер, гуфтаӣ, зи висолат,
Хосияти умри ногузир чунин аст.
Ҳаст сари фитна дар замин сари зулфат,
Фитна чӣ бошад, балои рӯи замин аст.
Акси ҷамолат зи чини зулф тавон дид,
Матлаъи хуршед чун зи ҷониби Чин аст,
Марги рақиб омаду ҳанӯз ҷавонрӯст,
«Бахти ҷавон дорад он ки бо ту қарин аст».*
Гарчи зи ғам пир шуд Камол дар ин дар,
«Пир набошад, ки дар биҳишти барин аст».*
Шеъри манат гар ба хотир аст, ки хонӣ,
Чист тааммул? Бихон, ки сеҳри мубин аст!

***

Дар илми муҳаққиқон ҷадал нест,
Аз илм мурод ҷуз амал нест.
Кафши Хизиру асои Мӯсо
Шоистаи пою дасти шал нест.
Гар фикр кунӣ, дар ин чӣ бошад,
З-ин фикр димоғро халал нест.
Аз оби Хуҷанд бигзару кӯҳ,
Дар шаҳри ту ин ба ҷуз масал нест.
Ин дур(р) на дар ин ҳақир дарёст,
В-ин лаъл ба кӯҳи Мевағал нест.
Дар кӯҳ чӣ мекунӣ? Ба ман бош,
К-имрӯз маод дар ҷабал нест!
Инҳо на мақолати Камол аст,
Асрори Худост ин, ғазал нест.

* Ин ду мисраъ моли Саъдист.

Дар кӯи ту хуни мижа хайлест, ки сайлест,
Ҳар қатра аз ӯ қобили сайлест, ки хайлест.
Саҳл аст ба чашми ман, агар дурҷи Сурайёст
Пеши дури гӯши ту, ки тобон чу Суҳайлест.
Бар тоқи фалак маҳ қади худ кард хаму гуфт:
Моро ба навӣ бо хами абрӯи ту майлест.
Мақсуди ду олам чӣ кунӣ бар дили мо арз?
Мақсуд туӣ, ҳар чӣ ҷабал ту туфайлест.
Ҷуз зулфу рухат дил накашад лайлу наҳорам,
Фаррухтар аз инам на наҳореву на лайлест.
Ман донаму дил қадри шаби васл, ки Маҷнун
Донист шаби қадр шаберо, ки ба Лайлист.
Дар дидаи гирёни Камол абрӯву зулфат
Барбаста ба занҷир пуле бар сари сайлест.

***

Дар гулистонҳо тамошое беҳ аз рӯи ту нест,
Дар биҳишти адн ҷое хуштар аз кӯи ту нест.
Бомдодон аз пушаймонӣ бимонад дар хумор,
Ҳар ки имрӯзаш чу наргис мастӣ аз бӯи ту нест.
Ҳамчу ашки зоҳидон хоҳанд зад бар рӯи ӯ
Тоати ҳар кас, ки меҳробаш зи абрӯи ту нест.
Мо ба сад ҷон бӯи он зулф аз сабо чун мехарем,
Чун ба дасти мо баҳои як сари мӯи ту нест.
Дил гирифтор аст дар доми бало, мушкилтар он-к
Ҳалли ин мушкил ба ҷуз дар иқди гесӯи ту нест.
Хуни мо бе ҷурм резиву ба ин фикри хато
Ҷуз сари зулфат саре ҳаргиз ба зонуи ту нест.
Гуфтаӣ: Хоки раҳи моӣ в-аз он камтар, Камол,
Инчунин таъзимҳо ҳадди дуогӯи ту нест.

Дил аз он ғамза қавӣ шокиру бас хушнуд аст,
Гар ба хун рехтани банда карам фармудаст.
Куштаи ишқи рухи ӯст гули рангин низ,
Доманаш бе сабабе нест, ки хунолуд аст.
Гуфтӣ: Аз хоки дари хеш фиристам гарде.
Ҳамчунон чашми риҷо бар карами мавъуд аст,
Бахше аз хони малоҳат ба ҷигарсӯхтае
Бидеҳ имрӯз, ки ҳалвои лабат бедуд аст.
Ба ҷафо дур шудан аз ту набошад маҳмуд,
Ҳар куҷо пои Аёз аст, сари Маҳмуд аст.
Сафари ишқи ту бе воситаи роҳбаре
Натавон рафт, ки он раҳ раҳи номаҳмуд аст.

Гар ба савдои бутон умр зиён кард, Камол,
Ин ки сар дар қадамат суд, саросар суд аст.

***

Дил беҳ аз васли рухат дар ҷон таманное наёфт,
Дида аз дидори ту хуштар тамошое наёфт.
Ақл дар даври рухат чандон ки ҳар сӯ гирд гашт,
Чун сари зулфат саре холӣ зи савдое наёфт.
Чун замони васли рӯят буд нозук фурсате,
Ҳеч ошиқ фурсати бӯсидани пое наёфт.
Ҳамчу наргис масти ишқ аз сад қадаҳ сархуш нашуд,
То сари худ зери пои сарвболое наёфт.
Бо хаёлаш ошно шуд дидаи гирёну гуфт:
Инчунин гавҳар касе дар ҳеч дарёе наёфт.
Дил чӣ донад з-он даҳон чун аз миёнаш пай набурд,
Кай кунад фаҳми дақоиқ чун муаммое наёфт!?
Ёфт ҷое хуштар аз ҷаннат дари ӯро Камол,
Лекин аз бисёрии сар хешро ҷое наёфт.

Дил ба ёди зулфи ӯ бар хеш печидан гирифт,
Шамъ дидаш дар миёни ҷамъу ларзидан гирифт.
Шаб хаёли рӯи ӯ ногоҳ дар чашмам гузашт,
Ашкам аз шодӣ равон бар рӯй ғалтидан гирифт.
Дӣ яке дар маҷлиси мо қиссаи он моҳ гуфт,
Офтоб аз дар даромад, қисса бишнидан гирифт.
Солҳо бӯсидани пояш муроди дида буд,
Он нашуд бӯсида, аммо дида пӯсидан гирифт.
Оби ҳайвон нест рӯзӣ ҳамчу Искандар, Камол,
Хизри хатташ чашмаро бо сабза пӯшидан гирифт.

***

Дил дар талабат ҳаёти ҷон ёфт,
Ҷон аз ту ҳаёти ҷовидон ёфт.
Гумкардаи ному нангу ҳастӣ
То ҷуст зи ту нишон, нишон ёфт.
Дар кунҳи ту хотири яқинҷӯй
Худро аҷамитар аз гумон ёфт.
Ақл ин қадар аз ҳарими васлат
Дарёфт, ки дарнаметавон ёфт.
Дарёфт туро ҳар он, ки худро
Сар бар дару рух бар остон ёфт.
Толиб ба ду дида нақши ӯ баст,
Матлуб чу айн шуд, аён ёфт.
Дар хоки талаб Камол умре
Гавҳар талабид, шукр, кон ёфт.

Дил з-он тусту дида, бад-инам низоъ нест,
Ин аст, к-он ду пеши ту чандон матоъ нест.
Кай ёбам аз даҳони ту з-он лаб нишон, чу ҳеч
Бар сирри ғайб ҷони маро иттилоъ нест.
Бе бўи сўҳбати ту маризи фироқро
Гар накҳати гул аст, аз ў ҷуз судоъ нест.
Ошиқ чу андалеб ба бўи гул аст маст,
Ҷўшу хурўши ў зи шаробу самоъ нест.
Некў фитодаанд ба ҳам он руху ҷабин,
Хуршеду моҳро беҳ аз ин иҷтимоъ нест.
Чашми ту ҳар кӣ дид, зи ҷон боядаш бурид,
Чун гўшае гузид, беҳ аз инқитоъ нест.
Мулки висол боядат, аз сар гузар, Камол,
Хилъат ба лашкарӣ нарасад, то шуҷоъ нест.

***

Дил зи дастам ба талабгории ёре рафтаст,
Дер хоҳад ба ман омад, чу ба коре рафтаст.
Ҳар қароре, ки ба дил дорам аз ў, хоҳад рафт,
Ки ба дилдорам аз ин гуна қароре рафтаст.
Рафт дар кўи ту сад ҷони гирифтор ба бод,
То ба бод аз гираҳи зулфи ту торе рафтаст.
Бо хаёли даҳани тангу хати мушкинат
Кай шавад дида, чу дар дида ғуборе рафтаст?
Ҳар куҷо зулфкашон рафт ба роҳе, гуфтанд:
Ганҷ рафтаст бар ин роҳ, ки море рафтаст!
Ҳамаро кушт ба зориву пас аз хок шудан,
Нашунидем, ки касро ба мазоре рафтаст.
Агар аз заъф наёрад бари ў рафт Камол,
Бар дараш ҳар саҳаре нолаи зоре рафтаст.

Дил зи зулфу холи хубон тираву ошуфта аст,
Хонаро чун ду-ст бону, лоҷарамноруфта аст.
Парда аз ораз фикандӣ, рози мо шуд ошкор,
Оби равшан рози дил ҳаргиз зи кас нанҳуфтааст.
Ҷуз ба бўят кай кушояд дил дар он банди ду зулф?
Бе насиме дар гулистонҳо гуле нашкуфтааст.
Дар фироқи рўи Лайлӣ бар сари болини ноз
Кас куҷо дидаст Маҷнунро, ки лайле хуфтааст!?
Нест дар ошиқ бадӣ ҷуз ишқу медонад рақиб,
Гар бади мо гуфт пеши ёр, некў гуфтааст.
Пеши ҳусни пойдорат, к-он бурун аст аз шумор,
Даври ҳусни гул ду ҳафта, даври гул якҳафтааст.*
Васфи лаъли ёр кардам дар ҷигар сўрох шуд,

Зери лаб гуфто: Камол, аз ишқи ман дур суфтааст.

***

Дил зинда шуд аз бӯи ту, бӯи ту маро сохт,
Хосияти хоки сари кӯи ту маро сохт.
Фарбеҳтарам аз хӯрдани ғамҳои ту ҳар рӯз,
Бингар, ки чӣ гуна ғами рӯи ту маро сохт.
З-ин пеш намесохт маро ҳеч ҳавое,
Акнун ҳаваси рӯи накӯи ту маро сохт.
Чун шарбати талхе, ки ба ранҷур бисозад,
Ҳангоми ситам тундии хӯи ту маро сохт.
Бадмастии хубон чу қадим аст, зарурист,
Он чашми хуши арбадаҷӯи ту маро сохт.
Ҳар як сари мӯи ту чу аз ноз маро сӯхт,
Боист ба ҳар як сари мӯи ту маро сохт.
Бигзашт Камол аз дилу ҷон дар талаби ту,
Сад шукр, ки боре такупӯи ту маро сохт.

---

* Дар нусхаҳои бо алифбои имрӯзаи тоҷик интишоршуда байти мазкур афтода.

---

Дили сахтат ба сандон сахт ёр аст,
Даҳонатро миён бас роздор аст.
Ба он хоки қадам ҷон ҳамнишин аст,
Ба он чоҳи зақан дил ёри ғор аст.
Зи бори ҷавру бори ғам натарсам,
Ману он остон, чандон ки бор аст.
Чу бар гул мехиромӣ, по нигаҳ дор,
Ки гулро бештар заҳмат зи хор аст.
Ба тоқи абруят дар риштакорист
Сари зулфат, вале рух содакор аст.
Кӣ баст он нақши ораз? Офарин бод,
Ки оби даст дар вай ошкор аст!
Камол, аз гуфтаи худ ҳар чӣ дорӣ,
Тахаллусҳои ту бас номдор аст.

***

Дил сифати холи ту бо зулф гуфт,
Донаи дур дар шаби торик суфт.
Сарв қадатрост, чаман сарврост,
Кас сухани рост наёрад нуҳуфт.
То наравад гард ба ҳар дида ҳайф,
Дида дарат об зад, он гаҳ бируфт.
Нолаи ман хоби шабат бурду оҳ,
Чун накунам нола, ки чашмам нахуфт?
Байдақи холи ту наронда ҳанӯз,
Турраи каҷ боз ду рух бурд муфт.
Эй дил, агар сарварият орзуст,
Чун сари зулфаш ба қадамҳо биуфт.
Ҳар кӣ шунид ин суханони Камол,

Салламаҳуллоҳу ва абқоҳ** гуфт.

---
* Аз Худо осоишу бахшиш металабам.

---

Дил қиблаи худ хоки сари кӯи ту донист,
Ҷон тоати аҳсан ҳаваси рӯи ту донист.
Меҳроб ду шуд зоҳиди саҷҷоданишинро
З-он рӯз, ки меҳроби ду абрӯи ту донист.
Ошиқ зи дилу дин назари ақл бипӯшид,
То кофирии ғамзаи ҷодуи ту донист.
Ақл аз сипаҳи ишқ инон боз бипечид,
То силсилаҷунбонии гесӯи ту донист.
Ваҷҳи назари даври тасалсул ба бадеҳӣ
Ақл аз назари рӯи туву мӯи ту донист.
Ин нукта, ки касро зи ту на рангу на бӯяст,
Аз ранги ту дарёфт дил, аз бӯи ту донист.
Беш аст Камол аз ҳама з-он рӯз, ки худро
Дар мартаба камтар зи саги кӯи ту донист.

***

Дили мо бурдию рафтӣ, на чунин мебоист,
Нек рафтӣ, қадаре беҳтар аз ин мебоист.
Баҳри сӯзи дили асҳоб ба ҷуз доғи фироқ
Буд ҳосил ҳама асбоб, ҳамин мебоист.
Порсо зулфи ту нагрифт, ки тарсид зи дин,
Он ба чанголи мани бедилудин мебоист.
Дархури рӯи накӯи ту зи соҳибназарон
Покбозӣ ба ҳама рӯи замин мебоист.
То шикаст аз тарафи мушк ба ваҷҳ афтодӣ,
Ҳалқае аз сари зулфи ту ба Чин мебоист.
То чу чашми сияҳат маст биғалтидӣ ҳур,
Бӯи гесӯи ту дар хулди барин мебоист.
Аз суханҳои ту ин гуфта гузин кард Камол,
Дӯстро чун зи суханҳои гузин мебоист.

Дилам бад-он, ки ту мехонияш ғулом, хуш аст,
Ки номи бандагӣ ин ҷо барои ном хуш аст.
Ҳамора хоҳаму пайваста доғи бандагият,
Ки подшоҳию давлат аладдавом хуш аст.
Дигар ба зулфи ту хоҳам зи ҷаври ғамза гурехт,
Ки даври фитна таваҷҷӯҳ ба сӯи Шом хуш аст.
Хуш омадаст нишастан ба зулфу чашм туро,
Ҳамеша мардуми сайёдро ба дом хуш аст.
Ба даври ҳусни рухат боядам аз он лаб ком,
Чу дар авони гулу лола нуқлу ҷом хуш аст.
Хуш аст аз ту саломе маро дар охири умр,
Чу нома рафт ба итмом, вассалом хуш аст.
Камол ҳоли дилу зулфи ӯ хушу бад гуфт,

Чу лаффу нашри* мушавваш дар ин мақом хуш аст.

***

Дил мулки ту шуд, навбати лутф асту иноят,
Шоҳӣ, бинишон фитнаву биншин ба вилоят.
Ту ояте аз раҳмату бар рӯи ту он зулф
Ҳамчун пари товус нишон бар сари оят.
Бо писта магӯ ин ки лаби ман ба ту монад,
Тарсам ба даҳони ту дарояд ба ҳикоят.
Ҷаври саги кӯи ту нагӯям ба рақибон,
Аз дӯст ба душман натавон бурд шикоят.
Гуфтӣ: Биканам ҳар кӣ маро хост зи бунёд.
Бунёд зи ман неҳ, агар ин аст ҷиноят.
Кардам биҳилат хуни худ, эй ёр, ба шарте,
К-он дам, ки кушӣ, авф наёрӣ ба ҳимоят.
Бар оҳи Камол ар дили ту сӯхт, аҷаб нест,
Дар санг кунад нолаи Фарҳод сироят.

---

* лаффу нашр – ҷамъу парешон кардан,
дар ҳам печидан ва пароканда кардан.

---

Дили ҳар кӣ бемори ӯ шуд, хуш аст,
Зи шодист пур, гарчи ғамгинваш аст.
Равад ҷон чу пайкон ба дунболи тир,
Чу ёбад нишоне, к-аз он таркаш аст.
Бисоти шаҳон зери по афканад,
Зи хоки дарат ҳар киро мафраш аст.
Сазовори оҳам ман аз рӯ-т дур,
Гунаҳкор шоистаи оташ аст.
Ду чашму ду абрӯ, ду зулфат гувост,
Ки нақши ту дар нарди хубӣ шаш аст.
Бувад донакаш ҳар куҷо мӯр ҳаст,
Аз он мӯри хатти лабат дилкаш аст.
Бар он лаб маёзор мӯре, Камол,
«Ки ҷон doраду ҷони ширин хуш аст».*

***

Дур аз Худост хоҷа, магар беиродат аст?
Хидмат насиби бандаи соҳибсаодат аст.
Аз сидқ дам мазан, чу нагаштӣ шаҳиди ишқ,
Даъвии ин мақом дуруст аз шаҳодат аст.
Бишкан бути ғурур, ки дар дини ошиқон
Як бут, ки бишкананд, беҳ аз сад ибодат аст.
Зоҳид ниҳад миёни кулоҳу амома фарқ,
Мискин ҳанӯз дар  ҳуҷуби расму одат аст.
Нози табиб дур зи ҳикмат бувад кашид
Моро, ки аз ҳабиб умеди аёдат аст.
Бо ҷаври меҳри дил нашавад мунтаҳӣ, Камол,
Он ҷо, ки мунтаҳои камоли иродат аст.
Гӯ, ҷавр беш кун ба муҳиббони хеш боз,
Чандон ки ҷавр беш, муҳаббат зиёдат аст.

* Мисраъ аз Ҳаким Фирдавсист.

Дӯстон, гар кушт моро дӯст, мо донему дӯст,
Чун ҳалоки мо ризои ӯст, мо донему дӯст.
Гар навозад, гар гудозад ҷони мо, касро чӣ кор
В-ар ба ҷон душман шавад, ё дӯст, мо донему дӯст.
Дидаи гирёни мо дар пои ҳар сарву гуле
Гар ба ҷустуҷӯи ӯ чун ҷӯст, мо донему дӯст.
Кас надонад аз барои кист сар бар хоки роҳ,
Он, ки доим бар сари он кӯст, мо донему дӯст.
Чанд печидан дар ин к-аз ғам танат шуд риштае,
Гар аз ин ғам кам зи тори мӯст, мо донему дӯст.
Ин суханҳо то каят гуфтан, ки бе раҳмасту меҳр,
Гар дилаш дил нест, сангу рӯст, мо донему дӯст.
Бо накӯхоҳону бадгӯён бигӯ аз мо, Камол,
Дӯст бо мо бад в-агар некӯст, мо донему дӯст.

***

Дӯстон, ёри ману дилбару дилдори ман ӯст,
Ман дигар дӯст надорам ба ҷуз ин мӯнису дӯст.
Фикри бисёр чӣ ҳоҷат, ду рухаш чун дидам,
Гар бибозам сару гар низ назар, ҳар ду накӯст.
Хондаӣ қиссаи тӯбо, ки баромад зи биҳишт,
Тӯбӣ он қомати дилҷӯю биҳишт он сари кӯст.
Ҳамчу зулфаш ба салосил натавон дошт нигоҳ
Ҳар киро силсилаҷунбон дили он силсиламӯст.
Бори саҷҷода кашидӣ ҳама вақте дӯшам,
Дар сар акнун маю бар дӯш маро бори сабӯст.
Баски дар пой кашон кард сари мискинон,
Зулфи мушкинаш аз ин шарм сар афканда фурӯст.
Зоҳидам гуфт: Нашуд оқилу ҳушёр Камол.
Ҳар ки ҳушёртар аст, аз ҳама девонатар ӯст.

Дӯст дар ҷону нест з-ӯ хабарат,
Ташна мурдиву об дар назарат.
Номи дарёёдилӣ баровардӣ,
Турфа ин, к-об нест дар ҷигарат.
Баски пеши ту рафт зикри Фурот,
Сифати об кард ташнатарат.
Бираҳад ҷонат аз тааттуши об,
Гар ба сарвақти мо фитад гузарат.
Ба Худову биҳишт муждадеҳон,
Ба Худо, медиҳанд дарди сарат.
Одам аз худ биҳишт нек биҳишт,
Мард бояд ба ҳиммати падарат.

Ба ду олам назар макун чу Камол,
То намоянд олами дигарат.

***

Дида дар умре зи рӯят бо хаёли қонеъ аст,
Умр, к-он бигзашт бе рӯи ту, умри зоеъ аст.
Ҷон, ки рафт аз пеши мо, хоҳад ба он лаб бозгашт,
Чун ба асли хеш ҳар чизе, ки бинӣ роҷеъ аст.
Нуқтаи холу хатат оёти ҳуснасту ҷамол,
Як-як ин оётро он рӯи зебо ҷомеъ аст.
Мешавад ҳар рӯз толеъ з-он гиребон офтоб,
Бар бадан пероҳанат, ё Раб, чӣ соҳибтолеъ аст!
Пеши маҳрӯён чу абри беҳаё садпора бод
Ҳар рақибе, к-аз тамошо ошиқонро монеъ аст!
Ҳар куҷо дил меравад дар ҷустуҷӯи дилбаре,
Пешрав ашк аст он ҷо, оҳу нола тобеъ аст.
З-оби чашмат гашт тӯфони дигар воқеъ, Камол,
Нест иғроқе дар ин маънӣ, баёни воқеъ аст.

Рухсори дилфурӯзат хуршеди безавол аст,
Пайдост, маҳ, ки пинҳон аз шарми он ҷамол аст.
Он рух кашида доме гирди қамар, ки зулф аст
В-он лаб ниҳода доғе бар ҷони мо, ки хол аст.
З-ин сон, ки чун миёнат шуд ҷисми мо хаёле,
Акнун умеди васле моро ба он хаёл аст.
Чун зулфу орази ту даври тасалсул омад,
Он ҳар ду гар бубинанд аҳли назар, муҳол аст.
Дарду ғамат нашояд бар мо ҳаром кардан,
Инъоми подшоҳон дарвешро ҳалол аст.
Ҳадди ҷавоби султон набвад, Камол, моро,
Дар ҳазрати салотин расми гадо суол аст.
Нақше аз он ҷамол аст дар ҳусни матлаи шоҳ,
Худ мақтааш чӣ гӯям, дар ғояти Камол аст.

***

Рӯзгорест, ки ҳечаш назаре бо мо нест
В-ин шаби фурқати моро саҳаре пайдо нест.
Бо ту сӯзи дили ушшоқ магар дарнагирифт,
З-он ки ҳечат ба ҷигарсӯхтагон парво нест.
Муфтии шаръ, ки аз рӯи ту манъам фармуд,
Зоҳир он аст, ки дар илми назар доно нест.
Эй, ки гӯӣ, ҳаваси ишқ бурун кун зи димоғ,
Ба чӣ кор оядам он сар, ки дар ӯ савдо нест!?
Як нафас ҳаст ҳанӯз аз асари ҷон боқӣ,
Ин гуноҳ аз қибали бахти бад аст, аз мо нест,
Ақл дид он қаду мегуфт ба овози баланд:
Алҳақ, инсоф, ки болотар аз ин боло нест.
Парда баргир, ки бинад рухат имрӯз Камол,

Ки чу  кўтаҳназарон мунтазири фардо нест.

Рўзе, ки ба ман нозу итобат баҳисоб аст,
Он рўз маро рўзи ҳисоб асту азоб аст.
Гуфтӣ: Паси  қарне зи ҷафоят бикашам даст,
Фарёди  ман аз дасти ту, боз ин чӣ итоб аст!?
Хоҳанд шудан сайди ту аз моҳ ба моҳӣ,
К-аз оразу зулфи ту басе  шаст дар об аст.
Гирди лабу рухсори ту ҷон бар  сари  оташ
Аз завқи намак  рақскунон ҳамчу  кабоб аст.
Ман панди ту чун  бишнавам,  эй  шайх, ки чун уд
Гўшем сўи мутрибу  гўше ба рубоб  аст?
Дар маҷлиси ваъзам ба қадаҳ беш  кашад  дил,
Рўзе, ки ҳаво  сард бувад, рўзи шароб аст.
Аз ғамза маяндеш Камолу бикаш он зулф,
Гў, мурғ, бубар дом, ки сайёд ба хоб аст.

***

Рўи ту қиблаи муноҷот аст,
Диданат аҳсан-ул-ибодот аст.
Огаҳ аз рози он миёну даҳон
Олим-ус-сирр в-ал-хафийёт* аст.
Мухлисонро висоли туст хаёл,
Мухлисӣ  боиси хаёлот аст.
Бар бисоти  чаман ба сад рух гул
Пеши нақши рухи ту  рухмот аст.
Ту равонӣ ба қад,  ба лаб ҷонӣ,
Зиндагӣ бе ту аз муҳолот  аст.
Гар ба нозам кушӣ, макун таъхир,
Ки зи таъхир бими офот аст.
Зиндатар шуд зи куштани ту Камол,
Ошиқонро басе каромот аст.

---

* Олим-ус-сирр в-ал-хафийёт – огоҳ аз рамзу роз, донандаи рози пинҳон.

---

Зоҳидон камтар шиносанд он чӣ моро дар сар аст,
Фикри зоҳид дигару савдои ошиқ дигар аст.
Носеҳо, даъват макун моро ба фирдавси барин,
К-остони ҳиммати соҳибдилон з-он бартар аст.
Гар биронд аз хонақоҳам пири хилват, бок нест,
Дигаронро тоату моро иноят раҳбар аст.
Май ба рўи гулрухон хўрдан хуш аст, аммо чӣ суд,
К-ин саодат зоҳидони шаҳри моро камтар аст.
Чун қалам ангушт бар ҳарфам манеҳ, сўфӣ, ки ман
Хирқа кардам раҳни мастону сухан дар дафтар аст.
Мо ба риндӣ дар бисоти қурб рафтему ҳанўз
Ҳамчунон пири маломатгар ба пои минбар аст.

Дошт он савдо, ки дар поят сар андозад Камол,
Сар ниҳоду ҳамчунонаш ин таманно дар сар аст.

***

Зи ишқат бекасу мискинам, эй дӯст!
Агар бедил наям, бединам, эй дӯст!
Маро сад бор гуфтӣ: Хоҳамат кушт!
Бикуш як раҳ, макуш чандинам, эй дӯст!
Ту душмандӯстӣ, ман дӯстдушман,
Ту онӣ дар вафо, ман инам, эй дӯст!
Гузинтар аз ҳама ройи ман ин аст,
Ки бар ту дигаре нагзинам, эй дӯст!
Чу шамъам, гуфтаӣ, биншин бар оташ.
Зи ҷон бархезаму биншинам, эй дӯст!
Ба шабҳои ғамат парвонасон сӯхт
Магасро болу пар болинам, эй дӯст!
Камол аз заъф шуд ҳечу ту ҳечаш
Намебинӣ, чунин мебинам, эй дӯст!

Зи кӯят ба фирдавси аъло дарест,
Нисори дари туст, ҳар ҷо сарест.
Ту ризвони нӯшинлабиву шароб
Зи дасти ту ҳар қатраи Кавсарест.
Ту аз раҳматӣ ояту банди зулф
Зи товус бар рӯи оят парест.
Марав ҳамчу биноӣ аз пеши чашм,
Дар он хона биншин, ки хуш манзарест.
Куҷо мулки ҳусни ту ёбад шикаст,
Ки ҳар сӯ зи дилҳо туро лашкарест?
Зи дудам бипарҳез, к-аз сӯзи ишқ
Ба ҳар узви ман оташи дигарест.
Аҷаб оташест оташи дил, Камол,
Ки дӯзах аз ин шӯъла хокистарест.

***

Зулфи ту аз ғолия мушкинтар аст,
Ашки ман аз лаъли ту рангинтар аст.
Аз шакарангури самарқандиён
Себи занахдони ту ширинтар аст.
Дод зи дастат, ки чу туркони дашт
Чашми ҷафокеши ту бединтар аст.
Нисбати хоро чӣ кунам бо дилат,
Чун дили бераҳми ту сангинтар аст.
Гар ба масокин назаре мекунӣ,
Бар дили ман, к-аз ҳама мискинтар аст.
Гар ба сари ғамзадагон меравӣ,
Хотири ман аз ҳама ғамгинтар аст.
Гарчи лабат хушк шуд аз ғам, Камол,

Чеҳраат аз дидаи хунин тар аст.

Зулфи камандафканат иқлими ҷон гирифт,
Бо ин каманд рӯи замин метавон гирифт.
Туркон чӣ сон ба теғ бигиранд мулкро,
Чашмат ба ғамза мулки дили мо чунон гирифт.
Хубон ҳама зи шарм гирифтанд рӯи хеш,
Пеши ту аз нахуст маҳи осмон гирифт.
Эй дил, матарс аз он, ки накардӣ шикори ёр,
Он ки зи ғамза тиру зи абрӯ камон гирифт.
Сар пеши ӯ ниҳодаму нагрифт он ба ҳеч,
Ҷони азиз чун биниҳодам, равон гирифт.
Аз лоғарӣ гирифт ба як так шабам рақиб,
Хандид ёру гуфт, ки: Саг устухон гирифт!
Дар боби ошиқист ҳадисе ба зар, Камол,
Ҳар нақш, к-аз рухи ту бар он остон гирифт.

***

Зулфи маъшуқ саркаш афтодаст,
Ошиқонро ба он хуш афтодаст.
Мекашам доманаш агарчи балост,
Ошиқи ӯ балокаш афтодаст.
Дил ба ишқи рухи дилафрӯзон
Чун кабобе бар оташ афтодаст.
Дидаро аз назора серӣ нест,
Лавҳи хубӣ мунаққаш афтодаст.
Нақши зулфи ту рост натвон хонд,
Ки саводе мушавваш афтодаст.
Зулфат аз боду риштаи ҷонам
Аз ҳаво дар кашокаш афтодаст.
Одамият маҷӯ  зи ёр, Камол,
К-он ҷафоҷӯ париваш афтодаст.

Соқӣ, лаби ту як карам аз ман дареғ дошт,
Майҳо, ки дошт як-ду дам аз ман дареғ дошт.
Бинмуд сад карам ба ҳарифон, ҳазор ҳайф,
Бӯсе ду низ бар қадам аз ман дареғ дошт.
Дӣ гуфтамаш: Бигаз лаби худ, ё ба ман бидеҳ!
Он нуқл ҳам зи хешу ҳам аз ман дареғ дошт.
Ман мӯраму нигини Ҷам он лаб, ғариб нест,
Гар хотаму нигини Ҷам  аз ман дареғ дошт.
Пушти дилам чу тоқи ду абрӯш хам гирифт,
З-ин ғам, ки зулфи хамбахам  аз ман дареғ дошт.
Эй номабар, биёр ту боре саломи хушк,
Гар ёр рашҳаи қалам аз ман дареғ дошт.

Бар дар нахост то шунавад оҳи кас, Камол,
Бонги кабӯтари ҳарам аз ман дареғ дошт.

***

Сари зулфи ту дузди дилҳои мост,
Гар овезӣ ӯро зи гардан, равост.
Ба болои хат нуқтаи холи ту
Хато нест, он нуқта мушки Хитост.
Сафоҳост бо он ду рух дидаро,
Ғуборе агар ҳаст, аз он хоки пост.
Ба даври ту сӯфӣ қабопӯш шуд,
Ки аз ҷаври ту пераҳанҳо қабост.
Ба ман гуфтаӣ, сабр кун ним дам,
Аз он рӯй чандин сабурӣ кирост?
Ҷудо мекунад фурқатат ҷон зи тан,
Қарорам зи дил нест, ин худ ҷудост.
Куҷо шуд дилат, боз гуфтӣ, Камол,
Ту худ нек донӣ, маро дил куҷост?

Сарв пеши қаду болои ту дидам, паст аст,
Иқди зулфи ту ба ангушт гирифтам, шаст аст.
Андалебе, ки қадат диду сари сарв гузид,
Сохт дар рост наво, лек мақомаш паст аст.
Гирди ту саф зада хубони камарбаста чу най,
Гӯӣ, аз ҳар тарафе гирди шакар най бастаст.
З-остин соиди симин ба муҳиббон бинамой,
То бидонанд, ки нозукбаданӣ з-ин даст аст.
Зулф то кай кашӣ аз гӯшу кашонӣ дар хок,
Молиши чашм диҳӣ, беҳ, ки сияҳдил маст аст.
Гуфтамаш: Бӯси ту бояд, на даҳони ту маро.
Гуфт: Бечора туро ҳеч намебоистаст.
Даст баргиру висолаш ба дуо хоҳ, Камол,
З-он ки доим ба дуо кори ту болодаст аст.

***

Сарви қаддат равон, лабат ҷон аст,
Ҷони ман ин, равони ман он аст.
Ҳалқа-ҳалқа агар на мasти туанд,
Дурри гӯши ту аз чӣ ғалтон аст?
Ёдгорам зи тири ғамзаи ту,
Бар дили хаста доғи пайкон аст.
Ишқи мо бар хатат, ки нест ҳанӯз
Сӯзи пайдову дуди пинҳон аст.
Дида дар илми гиря дарёест,
Ин маонӣ на ҳадди борон аст.
Гуфтамаш: Мурғи зирак аст дилам.
Гуфт: Сайёд низ пурдон аст.
Гуфтам: Он миму ҳост, рӯй битофт,

Бингаредаш, ки чун сухандон аст.
Хатм шуд бар Камол лутфи сухан,
Ҳар чӣ баъд аз камол нуқсон аст.

Сарви моро қадду болое хуш аст,
Дидани он гул тамошое хуш аст.
То рухаш бинем, гӯ, боло намой,
З-он ки маҳ дидан ба болое хуш аст.
Аз сари мо пои ӯ шуд кӯфта,
Кӯфтан, сӯфӣ, чунин пое хуш аст,
Сӯи лаб чашмаш ишорат мекунад,
К-он чӣ бодомест, ҳалвое хуш аст.
Аз сари савдоиён холӣ мабод
Сояи зулфаш, ки савдое хуш аст.
Куштани мо гарчи ӯро орзуст,
Орзуи ӯ таманное хуш аст.
Гар равад сар ҳам, марав аз ҷо, Камол,
Пойбарҷоӣ, чунин ҷое хуш аст.

***

Сарве зи боғи ҳусн ба лутфи қадат нахост,
З-он бартар аст қадди ту, к-ояд ба васф рост.
Ҷони ба лаб расидаи моро ба бӯсае
Дарёб, к-аз даҳани ту дар маъразн фаност.
То аз лабат вазифаи дашном кардаӣ,
Доим дуои давлати ту бар забони мост.
Сарриштаи қарор шуд аз дасту ҳамчунон
Ангуштпечи мо сухани зулфи дилрабост.
Он ҷо, ки содиқон зи ақидат нафас зананд,
Аз мо сари иродату аз дӯст хоки пост.
Моро зи рӯи хуб макун, эй фақеҳ, манъ,
К-ин шева дар шариати аҳли назар равост.
Гар шеваи Камол бипурсад касе, бигӯй,
К-ӯ сӯфиест рииду вале ошнонамост.

Саре, ки пеши ту бар остони хидмат нест,
Саре бувад, ки сазовори тоҷи иззат нест.
Ба ҷидду ҷаҳд муяссар куҷо шавад васлат,
Ки қурби подшаҳон ҷуз ба саъйи давлат нест.
Зи қомати ту ба тӯбо кашад дили зоҳид,
Касе, ки ишқ надорад, баландҳиммат нест.
Кадом куштаи ишқ аст аз ту рафта ба хок,
Ки ҷони ғарқа ба хунаш ғариқи раҳмат нест?
Ба чашми аҳли назар кам бувад зи парвона
Диле, ки сӯхтаи оташи муҳаббат нест.
Зи ашки ношуда рангин, маноз бо рухи зард,
Заре, ки сурх набошад, чунон бақимат нест.

Камол, толиби дардӣ, ба ғусса шокир бош,
Ки ҷуз ба шукр касеро мазиди неъмат нест.

***

Саги кӯяш ба ман дар банди ёрист,
Азизеро сари савдои хорист.
Маро ҳаст аз сагаш ҳам чашми ёрӣ,
Гадоро орзуи шаҳриёрист.
Чу ояд дар ҳарими дил хаёлаш,
Бар он дар кори дида бурдборист.
Лабаш хоҳам супурд акнун ба дандон,
Ки роҳу расми ошиқ ҷонсупорист.
Ба пои сарву гул аз лутфи сайрат
Ҳанӯз оби равон дар шармсорист.
Агар сад пераҳан дар гул бипӯшанд,
Ба даври рӯи ту аз ҳусн орист.
Камол, ар сар дарорад бо ту зулфаш,
Махур бозӣ, ки он аз шонакорист.

Саволи бӯс, ки кардам, маро ҷавоб фирист,
Агар шакар нафиристӣ, зи лаб итоб фирист.
Паём деҳ ба ман аз лаб, ки сӯхт ташна дилам,
Кабоб ҳаст маро, ваъдаи шароб фирист.
Ба рӯзи ҳаҷр зи ораз маро салом расон,
Ба ташнагони қиёмат зи равза об фирист.
Чу дурам аз ту, рақибе фирист қосиди ман,
Гунаҳкори чунинро чунон азоб фирист.
Агар закоти гадоёни ҳусн бифиристӣ,
Нухуст бар маҳу он гаҳ ба офтоб фирист.
Равоеҳи хуши сад нофа то ба бод равад,
Насими зулфи муаттар ба мушки ноб фирист.
Судоъ шуд саги ӯро зи нолаи ту, Камол
Ба дафъи дарди сар аз дидааш гулоб фирист.

***

Шодӣ наёфт  ҳар ки ғами дилбаре надошт,
Дар сар ҳавои меҳри ҷафогустаре надошт.
Дар ҳайратам зи одамие, к-ӯ ба умри хеш
Савдои ишқи рӯи парипайкаре надошт.
Бо мо саре ба васл даровар, ки гесуят
Дар пой аз он фитод, ки бо мо саре надошт.
Чун бод рафт киштии умрам бар оби чашм,
Гарчи сақил буд, вале лангаре надошт.
Дил дар саводи зулфи ту гум кард роҳи ақл,
Шаб буду ӯ ғариб, магар раҳбаре надошт?
Аз ҳар ҷиҳат Камол ба сӯи ту кард рӯй,
Зеро ки чашми марҳамат аз дигаре надошт.

Шӯхчашме хонумони мо ба яғмо бурду рафт,
Дид ақлу дил бари мо, ҳар ду якҷо бурду рафт.
Бар сари мо хокиён аз ғайб омад ногаҳӣ
Ҳамчу ҷон танҳову ҳуш аз ҷумла танҳо бурду рафт.
Хостам зулфаш гирифтан аз сари девонагӣ,
Ӯ зи мо девонатар занҷир дар по бурду рафт.
Дар дарун омад хаёли рӯи ӯ шуд ақлу ҳуш,
Буд дузде бо чароғ, анвои коло бурду рафт.
Мардуми наззорагиро ашкам аз ҳар сӯ рабуд,
Ҳар чи медидам ба соҳил мавҷи дарё бурду рафт.
Ошиқе рӯзе ба саффи воизи мо по ниҳод,
Якбаяк ангуштҳои пош сармо бурду рафт.
То фишонад бар қаду болош нақди худ Камол,
Ҷону улвиро зи пастӣ сӯи боло бурду рафт.

***

Шаҳиди теғи ишқ ар бегуноҳ аст,
Ба ҷаннат ҷои мо дар пешгоҳ аст.
Зи ишқ имрӯз ҳар, к-ӯ сурхрӯ нест,
Ба маҳшар номааш фардо сиёҳ аст.
Муҳибро рӯзи машҳар рӯзи ҳаҷр аст,
Ки ҳар узвеш бар дарде гувоҳ аст.
Шаби мо кай шавад равшан ба сад моҳ?
Шаби ошиқ сиёҳ аз дуди оҳ аст.
Ба рӯи зард ҳар гарде аз ин роҳ,
Ки мебинӣ нишони марди роҳ аст.
Хаёли хоки пои ӯ гадоро
Агар дар сар бувад, соҳибкулоҳ аст.
Камол аз подшо дорад фароғат,
Ба вақти хеш ӯ ҳам подшоҳ аст.

Сӯфӣ, ки зи чашми ту барад ҷон ба саломат,
Сар бар накунад то ба қиёмат зи ғаромат.
Имрӯз гар он лаб нагазад зоҳиди худком,
Бисёр ба дандон газад ангушти надомат.
Дар дида хаёли қади ту рӯзи ҷудоӣ
Чун сояи тӯбост ба гармои қиёмат.
Гар зулфи каҷат бинад имом аз хами меҳроб,
Ҷуз сураи «Валлайл» нахонад ба имомат.
Дӣ дид қиёми ту муаззин ба намозе,
«Қадқомат»-и ӯ бурд зи ёд он қаду қомат.
Мо аз паси сад парда тамошои ту кардем,
Соҳибназарӣ ҳаст зи анвои каромат.

Бархез, Камол, аз сари номус, ки риндон
Карданд иқомат ба сари кӯи маломат.

***

Табъи латиф донад лутфи лабу даҳонат,
Фикри дақиқ бояд сарриштаи миёнат.
Дӣ мешудӣ хиромон чун сарву ақл мегуфт:
«Хуш меравӣ ба танҳо, танҳо фидои ҷонат!»*
Лутфи сабо, шунидам, бод аст бо насимат,
Оби ҳаёт дидам, ҳеч аст бо даҳонат.
Донӣ, чаро рақибат кард аз дари ту дурам,
Нагзошт, то нишинад гарде бар остонат.
Дил тири ғамзаатро гар ҷон сипар насозад,
Он беҳ, ки гӯша гирад з-абрӯи чун камонат.
Пероҳани сабурӣ кардем пора-пора,
То дидаем чун гул дар дасти ину онат.
Дар пояи салотин бошад Камол мискин,
Гар бишмаранд ӯро аз хайли бандагонат.

---

* Мисра аз Саъдист.

---

Орифи пинҳон зи пайдо хуштар аст,
Ганҷро ганҷина маъво хуштар аст.
Олами озодагӣ хуш оламест,
Эй дил, он ҷо рав, ки он ҷо хуштар аст.
Андар ин пастӣ дилат нагрифт ҳеч,
Азми боло кун, ки боло хуштар аст.
Ошиқонро дил ба ваҳдат мекашад,
Мурғи обиро ба дарё хуштар аст.
Хоҷа инкори қиёмат мекунад,
З-он ки имрӯзаш зи фардо хуштар аст.
Як назар қонеъ шав аз олам, Камол,
Нахли мумиро тамошо хуштар аст.

***

Ошиқон, дардаш талаб дорам, маро ҳамдард кист?
Он, ки дорад дар ғами ӯ ҷони ғампарвард, кист?
Эй, ки гарму сарди олам ҳар ду некӯ дидаӣ,
Гӯ, яке чун ман ба ашки гарму оҳи сард кист?
Ошиқи якранг хоҳӣ, ҷӯй дар мо хокиён,
К-аз миён бо чеҳраи пургарду рӯи зард кист?
Сели ашкам бурд як шаб дар дараш, хандиду гуфт:
Пеши мо ин шахси обоварди лойовард кист?
Гар наранҷидӣ зи мо он ғамза, мекардем ғамз,
К-он, ки бе мӯҷиб дили аҳли назар озурд, кист?
Бар дарат ҷуз чашми бедору дили ҷонсери ман,
Ошиқе, к-ӯ дарнаёрад сар ба хобу хвард кист?
Дарду ғам бифрист бо ёрон, нахустин бо Камол,
То шавад маълум, к-аз ушшоқи дардат мард кист?

Ошиқи бедардро бар дари ӯ бор нест,
Марҳами ин боргоҳ ҷуз дили афгор нест.
Ҳаст мани хастаро пеши ту мурдан ҳавас,
Чун ҳаваси зиндагӣ дар сари бемор нест.
Дил ба ҷуз инкори зӯҳд кор надорад дигар,
Кор ту дорӣ, дило, чун беҳ аз ин кор нест.
Ақл наёрад ниҳод бар мани бедил сипос,
Бар сари озодагон миннати дастор нест.
Қимати ман кард ёр, гуфт: Наярзад ба ҳеч!
Беҳтар аз ин бандаро ҳеч харидор нест.
Мунтазири рӯи ҳур монд зи рӯи ту дур,
Дидаи холӣ зи нур дархури дидор нест.
Гарчи хуш ояд ба чашм гулшани ҷаннат, Камол,
Дар назари мо беҳ аз хоки дари ёр нест.

***

Ошиқам бар ту зи ошиқ куштанат,
Дӯст куш, то дӯстар дорам манат!
Сар талаб аз ман, ки орам дар назар
Бар сари он ҳам ду чашми равшанат.
Гар диҳӣ хуни шикорӣ ғамзаро,
Ман шикори ғамзаи сайдафканат.
Моҳ дуздӣ мекунад хубӣ зи ту,
З-он дарояд ҳар шабе аз равзанат.
Дидае дорем бар рӯи ту пок,
Поктар аз дидаи мо доманат.
Остин гар соидат пӯшад зи мо,
Хуни мо дар гардани пероҳанат.
Меравад зулфи ту дар хуни Камол,
Хуни ноҳақ мекунад дар гарданат.

Ошиқам бар дилбаре, бо кас чаро гӯям, ки кист,
Ту киӣ, боре рақибо, то туро гӯям, ки кист?
Он, ки ҳушам бурд аз тан накҳати пероҳанаш,
Гар биёрад бӯи ӯ боди сабо, гӯям, ки кист.
Чун зи рӯи хуб манъам мекунед, эй зоҳидон,
Қиблаву меҳроби худ кай бо шумо гӯям, ки кист?
Ошиқи худро чаро ҳар бор гӯӣ: Бевафо!
Гар наранҷад хотири ту, бевафо гӯям, ки кист.
Дар миёни дилрабоёну бутони шӯхчашм
Гар нагирад хашм шӯхи пурҷафо, гӯям, ки кист.
Ошиқи ман кист гӯӣ, то бирезам хуни ӯ?
Ҷониби ман ҳамла кун шамшер, то гӯям, ки кист.

Гӯядам ҳар дам рақибат, к-аз гадоёнӣ, Камол,
Гар саги кӯи ту бигзорад, гадо гӯям, ки кист?

***

Аҷаб, он дилбари ҷоду куҷо рафт?
Аз ин сӯ дил рабуд, он сӯ куҷо рафт?
Рамид аз мо - сагони кӯ чу оҳу,
Наёбад кас пояш, оҳ, ӯ куҷо рафт?
Ниҳода дар камон тир аз паи сайд,
Ба он чашму ба он абрӯ куҷо рафт?
Ба раҳ, гӯӣ, ба ганҷе мор рафтаст,
Чунин дар по кашон гесӯ куҷо рафт?
Дилу ақлат набурдам гӯяду ҷон,
Бале, ҳаст ин яке, он ду куҷо рафт?
Рақибо, одамият ёрпурсист,
Бипурсед он парирух ку, куҷо рафт?
Камол аз ғам чу зулфаш сар ба зонӯст,
Рафиқу ёру ҳамзонӯ куҷо рафт?

Ишқ оини порсоён нест,
Бехудӣ расми худнамоён нест.
Май ба сӯфӣ мадеҳ, ки он софӣ
Дархӯри ҳоли бесафоён нест.
Магар он дил, ки бар қарори худ аст,
Воқиф аз ҳоли дилрабоён нест?
Ёр бегона шуд чунон имрӯз,
К-аш дигар ёди ошноён нест.
Он, ки машғули неъмату ноз аст,
Ҳечаш андӯҳи бенавоён нест.
Давлати васл хостам, гуфтанд:
Салтанат дархури гадоён нест!
Раҳбаре ҷӯ, Камол, к-ин раҳро
Солҳо рафтаанду поён нест.

***

Ишқ аз ному аз нишон яктост,
Бенишонӣ нишони марди Худост.
Ҳар киро аз мақоми берангӣ
Ҳаст ранге, зи ранги ӯ пайдост.
Хилъати ишқ нест лоиқи ақл,
К-ин қабо бар қади дил омад рост.
Дилу ҷон худ кадому ақл чӣ чиз,
Ишқро дил куҷову сабр куҷост?
Гар задӣ ҷуз ба ёди ӯ нафасе,
Он нафас нест, балки боди ҳавост.
Ҳар ки дар зери пои мардон рафт,
Аз ҳама даст дасти ӯ болост.

Ишқи ту саросар ҳама сӯзу ҳама дард аст,
Ин шева ба андозаи мардест, ки мард аст.
Он кас, ки дар ин сарф накардаст ҳама умр,
Бечора, надонам, ки ҳама умр чӣ кардаст?
Зоҳид, чӣ аҷаб гар кунад аз ишқи ту парҳез,
Кас лаззати ин бода чӣ донад, ки нахӯрдаст?
Ошиқ, ки на гарм аст чу шамъ аз сари сӯзе
Гар оташи маҳз аст, ба ҷони ту, ки сард аст!
Ашке, ки бувад сурх чу рухсори ту, дорем,
Моро зи ту ташриф на танҳо рухи зард аст.
Бас шаб, ки бар он дар мани хокӣ зи заифӣ
Биншастаму пиндошт рақиби ту, ки гард аст.
Гар ҳаст Камол аз ду ҷаҳон фард, аҷаб нест,
Ин низ камолест, ки озодаву фард аст.

***

Ишқи туву тавба обгинаву санг аст,
Номи накӯ дар раҳи ту мӯҷиби нанг аст.
То ба туам улфат аст, аз ҳама дурам,
То ба туам оштист, бо ҳама ҷанг аст.
Гӯш куҷо мекунад фасонаи воиз
Маст, ки чун уд гӯшҳош ба чанг аст!?
Аз хату рухсори ёр чеҳраи мақсуд
Дер тавон дид, чу бар оина занг аст.
Сурхии ашкам бидиду зардии рухсор,
Гуфт, ки: Дар ишқи мо ҳанӯз дуранг аст.
Бахту саодат занад ба домани ӯ чанг,
Домани он зулф ҳар киро, ки ба чанг аст.
Дар сухани зулфи ӯ, Камол, чӣ печӣ?
Васфи даҳонаш макун, ки қофия танг аст.

Ишқ дар тинати дилҳо намак аст,
Шӯри ошиқ зи само то самак аст.
Барпар аз ишқ ба боли малакӣ,
Ки улиаҷниҳа* васфи малак аст.
Нақди қалбу сараи оламро
Ишқ саррофу муҳаббат маҳак аст.
Сарбаландӣ талабӣ, ишқ гузин,
Исӣ аз ишқ ба боми фалак аст.
Ҳасад, эй зоҳид, аз ин роҳ бирӯб,
Ки ҳасад дар раҳи покон хасак аст.
Ишқ дар иду маҳи зӯҳд ҳанӯз,
Рамазон асту дар он низ шак аст.

Ҳафт байти ту дар ин гуфта, Камол,
Ҳар як аз маънии ҳар ҳафт як аст.

***

Ишқ варзидан ба ҷони нозанинон нозук аст,
Хоса ин бечораро, к-ӯ худ, ки ҷонон нозук аст.
Нозукиҳо менамояд он миён, яъне ба ман
Зиндагонӣ кардан ар хоҳӣ бад-ин сон, нозук аст.
Як даме бигзар зи айни мардумӣ бар чашми ман,
З-он ки бар оби равон сарви хиромон нозук аст.
Гул надорад пеши сарви симбар ҳам нозукӣ,
Гарчи мегӯянд гулро, к-аз гиёҳон нозук аст.
Расми хубони ҷаҳон ошиқкушӣ бошад, Камол,
Кори ҳар мискин, ки ошиқ шуд бар эшон, нозук аст.

---

* Соҳибони бол, парандаҳо; сифати фариштаҳо
(ишора ба ояти аввали сураи Фотири Қуръони маҷид)

---

Илму тақво сар ба сар даъвист, маъно дигар аст,
Марди маънӣ дигару майдони даъво дигар аст.
Ошиқ ар омад ба кӯяш, дунйиву уқбо нахост,
Ҷониби Тур омадан мақсуди Мӯсо дигар аст.
Ҳусни маҳрӯён чӣ мемонад ба рӯи ёри мо?
Партави маҳ дигару нури таҷалло дигар аст.
Аз дараш то равза фарқ аст аз замин то осмон,
Хоки ин кӯ дигару фирдавси аъло дигар аст.
Гарчи парҳез аз биҳишту ҳур ҳаст аз шаръ дур,
Дар ривоят дидам ин фатвост, тақво дигар аст.
Чашм бар фардо манеҳ чун зоҳидон дидорро,
Баркушо имрӯз чашме, кори аъмо дигар аст.
Гар дилат бишкаст дилбар, мастӣ афзун кун, Камол,
К-аз шикасти ҷоми Маҷнун қасди Лайло дигар аст.

***

Умрест, ки бо ӯ дили мискин нигарон аст,
Умрест зи мо рафта, вале бо дигарон аст.
Эй бод, мабар хоки кафи пош ба ҳар сӯ,
К-он равшании дидаи соҳибназарон аст.
То булбулу гул ёфта бӯят ба гулистон,
Ин наъразанон аз ғаму он ҷомадарон аст.
Гар бар дили маҷрӯҳ расад тири ту, саҳл аст,
Он ҳам гузарад, чун ҳама чизе гузарон аст.
Доғат натавон гуфт, ки бар сина азоб аст,
Борат натавон дид, ки бар дида гарон аст.
Ҳам умр ба охир шуду ҳам қисса ба поён,
Ин роҳи талабро на канору на карон аст.
Гар рехтани хуни Камол аст муродат,
Мо низ бар онем, ки майли ту бар он аст.

Аҳди ту сусту ваъдаҳо хом аст,
Чашми шӯхат миёнабодом аст.
Ғамзаат-захма, зулфу холат-уд,
Хуни ошиқ маю лабат ҷом аст.
Зулфи ту баҳри сайд аз чапу рост
Чашмҳо баркушода чун дом аст.
Ҷои дилҳои нозук аст он зулф,
Беҳтарин обгина дар Шом аст.
Он ки гӯянд: Гармрӯст парӣ.
Пеши рӯи ту нақши ҳаммом аст.
Он чӣ зоеъ шавад ба мо зи лабат
Бар рух оби даҳону дашном аст.
Омадӣ, хезу рез хуни Камол,
Баъди ташриф расми инъом аст.

***

Ид шуд, хоҳем дидан моҳ яъне рӯи дӯст.
Рӯзадорон моҳи нав бинанду мо абрӯи дӯст.
Дидаҳо аз бому дар дар ҷустуҷӯи моҳи нав,
Ошиқон аз пастию боло ба ҷустуҷӯи дӯст.
Лайлат-ул-қадре, ки дар вай буд ҳалқа-ҳалқа руҳ,
Ёфтам онҳо ҳама дар ҳалқаҳои мӯи дӯст.
Пеши рӯяш хост халқе сӯхт ид аз офтоб,
Кард дафъи партави он сояи гесӯи дӯст.
Бод паймояд алам дар идҳо пеши касон,
Он ки худро баркашад бо қомати дилҷӯи дӯст.
Ид агар бозӣ кунад, чавгону гӯҳо бишканад,
Боз битрошам мани сарбоз аз сар гӯи дӯст.
То намози ид нагзорӣ, марав з-ин дар, Камол,
Идгоҳи ошиқон чун нест илло кӯи дуст.

Ғорати чашми ту моро муфлису бечора сохт,
Мӯъминеро кофире аз хонумон овора сохт.
Аз лаби Ширин тароши бӯс кардӣ Кӯҳкан,
Гар тавонистӣ дили бераҳми ӯ аз хора сохт,
Ҳар чӣ хӯрд он нӯшлаб, хуни дили Фарҳод буд,
Ҳавзи Ширин чун зи чашми хунфишон фаввора сохт.
Воизи гирён, чӣ месозанд мардум минбарат?
Тифливу дар гиря, мебояд туро гаҳвора сохт.
Сӯфиёна зад ба меҳроб оташу пашмина сӯхт
Он ки он тоқи ду абрӯ басту он рухсора сохт.
Аз тамошои ту бемаънист манъи ошиқон,
Чун мусаввир сурати хуб аз паи наззора сохт.
Шуд ҳамоил як шабе дар гарданаш дасти Камол,

Он ҳамоилро зи ғайрат хостам сӣ пора сохт.

***

Ғамат дорам, маро шодӣ ҳамин аст,
Зи бахтам ҷои озодӣ ҳамин аст.
Зи бедодат харобобод шуд дил,
Дар ин вайрона ободӣ ҳамин аст.
Дигар бедод накнам бар ту гуфтӣ.
Муроди  ту бедодӣ ҳамин аст.
Туро дар дил зи мо, гуфтӣ, чӣ шодист?
Ғуломи туст дил, шодӣ ҳамин аст.
Накӯ омӯхт чашмат аз ту шева,
Дар ин шогирдӣ устодӣ ҳамин аст.
Зи ман пурсӣ дилат чун сайд кардам?
Чӣ гӯям, ҳадди сайёдӣ ҳамин аст.
Камол, аз худ бибур, он гаҳ рав ин роҳ,
Ки қатъи ин чунин водӣ ҳамин аст.

Ғамат рехт хунам, шаҳодат ҳамин аст,
Шаҳодат чӣ бошад, саодат ҳамин аст.
На имрӯз расми ҷафо кардаӣ ту,
Туро солҳо шуд, ки одат  ҳамин аст.
Нахоҳӣ даме бе ҷафо ошиқонро,
Аз  ин бевафоӣ муродат ҳамин аст.
Чу мурдам зи дардат, гузар бар мазорам,
Маро аз ту чашми аёдат ҳамин аст.
Агар бар дарат бор ёбам ба хидмат,
Нишони қабули ибодат ҳамин аст.
Ҳалоки ман аз ишқ бошад иродат,
Муриди талабро иродат ҳамин аст.
Камол, аз саги кӯяш омӯз афғон,
Ки дар ошиқӣ истиодат ҳамин аст.

***

Ғами ишқро ҳеч тадбир нест
Ба ҷуз васлу он ҷуз ба тақдир нест.
Ба қатли муҳиббон қазо монеъ аст,
Вагарна зи маҳбуб тақсир нест.
Гирифтам, ки бар дил задӣ новакам,
Дареғет ҳеч, охир, аз тир нест.
Раҳо кун сари зулф дар дасти дил,
Ки девонаро беҳ зи занҷир нест.
Макун, носеҳо, зикри хилват ба ман,
Ки бешам сари зӯҳду тазвир нест.
Ба покиву равшандилӣ, эй ҷавон,
Майи солхӯрда кам аз пир нест.
Ба мақсуд зудӣ қадам неҳ, Камол,
Ки ҷуз офат аз дасти таъхир нест.

«Коф»-и куфри мо зи «то-ҳо» бартар аст,
«Қоф»-и ишқ аз «коф»-у «ё»-ҳо бартар аст.
Бар забони ошиқон куфре, ки рафт
Аз маҳомид в-аз саноҳо бартар аст.
Ишқ агар з-он лаб диҳад дашноми заҳр,
Иззати ин аз дуоҳо бартар аст.
Иқтидо бо он қаду қомат бикун,
К-аз намоз ин иқтидоҳо бартар аст.
Дард, к-аз дил нола бар гардун кашад,
Ин чунин дард аз давоҳо бартар аст.
Гуфтугӯи ӯ ба мо аз кина нест,
З-оштӣ ин моҷароҳо бартар аст.
Ҳар замон ҷангест ӯро бо Камол,
Турфа ҷанге, к-аз сафоҳо бартар аст.

***

Кадом дил, ки зи дасти ту пой дар гил нест!?
Чӣ ҷавр, к-аз ту бар ошуфтагони бедил нест!?
Ба фурқати туам аз зиндагӣ малол гирифт,
Ки бе висоли ту аз умр ҳеч ҳосил нест.
Муайян аст, ки дорад табиати ҳайвон
Касе, ки рӯи ту диду ба табъ моил нест.
Нарафт сели сиришкам зи остони ту дур,
Ки рафтан аз дари давлат тариқи соил нест.
Туро, ки ақли тамом аст, носеҳо, боре
Чаро насиҳати шахсе кунӣ, ки оқил нест!?
Камоли ҳусни туро бар ту чун кунам равшан,
Ки ҳеч оина бо он чунон муқобил нест.
Бағояте бирасид иттисоли ман бо дӯст,
Ки ҷуз Камол касе дар миёна ҳоил нест.

Кас чораи дарди мани бечора надонист,
Дил хун шуд аз ин дард, ҷуз ин чора надонист.
Дардам ба табиб арчи бад-ин гуна нагуфтанд,
Чун буд, ки аз гунаи рухсора надонист.
Дар таҷрибаи сангдилон сахт хато кард
Он кас, ки дилат сахттар аз хора надонист.
Дар матбахи ишқи ту кабоби дили моро
Лаззат беҳ аз он ғамзаи хунхора надонист.
Донист дили ғамзада дафъи ҳама андӯҳ,
Дафъи ғами маъшуқи ситамкора надонист.
Шуд умри талабгор ба роҳи талаб охир,
Охир хабаре аз дили овора надонист.
Мижгони Камол ин ҳама сӯзан чӣ диҳад об,

Чун дӯхтани хирқаи садпора надонист!?

***

Гар ҷониби муҳиб назаре аз ҳабиб ҳаст,
Ғам нест гар ҳазор - ҳазораш рақиб ҳаст.
Бо кас магӯ, ки чора кунад дарди ишқро,
Эй хоҷа, гар табиб набошад, ҳабиб ҳаст.
Сар дармакаш зи нолаи мо, эй дарахти ноз,
Ҳар ҷо, ки ҳаст шохи гуле, андалеб ҳаст.
Гӯше, ки шуд ба ҳалқаи зулфи бутон гарон,
Нашнидаам, ки қобили панди адиб ҳаст.
Гар шаҳна мебурад сари воиз ба теғи кунд,
Шамшери зангхӯрда ба дасти хатиб ҳаст.
Дархурди гӯши ёр ба дасти мани ғариб
Гар нест гавҳаре, суханони ғариб ҳаст.
Аз ҷоми васл ҳам расадат қатрае, Камол,
К-аз ҷуръа хокро ҳама вақте насиб ҳаст.

Гарчи аз борони дида хоки он кӯ пургил аст.
Пои ошиқ дар гил аз дасти дил, аз дасти дил аст.
Бандаи дарвеши хеш ар мубтало хонӣ равост,
Ҳар ки рӯ дар қиблаи рӯи ту кард, ӯ муқбил аст.
Дил ҳама тан ашки хунин гашту омад сӯи чашм,
То фуруд ояд равон, ҳар ҷо, ки ӯро манзил аст.
Дурри ашкам дид бар хоки дару гуфт: Ин ятим
Рӯзгоре рафту ҳам з-ин сон бар ин дар соил аст.
Майлҳо дорад ба ашку оҳи мо он сарвиноз,
Савр бо обу ҳаво ҳар ҷо, ки бошад, моил аст.
Менагунҷад дар даҳони ӯ зи тангӣ ҷуз сухан,
Гар ман ин маънӣ нагӯям, он даҳон худ қоил аст.
Теғу ханҷар чун ҳақ омад дар ҳақи хуни ҳалол,
Гар бирезад хуни ошиқ, ҳақ ба дасти қотил аст.
Нест мушкил дил зи ҷон бардоштан бар ошиқон,
«Дида аз дидори хубон баргирифтан мушкил аст».*
Медиҳад пандам зи рӯи хубу мегӯяд, Камол,
Ҳар кӣ моро ин насиҳат мекунад, беҳосил аст.

***

Гар ҳоли дил ба дӯст на имкони гуфтан аст,
Бар шамъ сӯзи синаи парвона равшан аст.
Аз ман бигӯ ба муддаӣ, эй ёри ошно,
Ман форіғам зи қасди ту, чун дӯст бо ман аст.
Онро, ки дил ба сӯи лаби ӯ кашад чу ҷом,
Бар сар навиштаанд, ки хунаш ба гардан аст.
Ҷон бигзарад ба кӯи ту, к-он андалеби ғайб
Мурғест, к-аш хатираи қудсӣ нишеман аст.
Ошиқ шикаста по-ш на дар даври тусту бас,
Ҳар ҷо фитад чу зулфи ту, мискин фурӯтан аст.
Эй дил, чу бишнавӣ сухани васл аз он даҳон,

Бовар макун, ки он сухани номуайян аст.
Номи Камол рафт ба покизадоманӣ,
То дар ғамат ба хуни дил олудадоман аст.

* Мисраъ аз Саъдии Шерозист.

Гар зоҳиди камхора муҳаббат начашидаст,
Хуноба нахӯрдасту риёзат накашидаст.
Беш аз турушӣ бахше аз ин хон нарасидаш,
З-он рӯй, ки ғӯрасту ба ҳалво нарасидаст.
Бар сина надорад асари захме аз он теғ,
Ин низ далелест, ки аз худ набуридаст.
Гӯяд: Ба Худо, дидаам он рӯй, бипурсед,
Гар гуфт бидидам, ба Худо, ҳеч надидаст!
Бисёр газидаст ба ҳасрат сари ангушт,
Як бор ба ишрат лаби соғар нагазидаст.
Кардаст ба масҷид, ба савомеъ талаби дӯст,
Ӯ бо ману бингар ба куҷоҳо талабидаст?!
Пиндошт, ки овози Камол аст ба хирқа,
Овозаи фӣ ҷуббатӣ* охир нашунидаст.

***

Гар сурати Чин бо рухи хуби ту ба даъвост,
Он ҷо ҳамагӣ сурату ин ҷо ҳама маъност.
Эй бод, бар он рӯи накӯ ин ҳама бурқаъ
Расмест, ки он расм барандохтан авлост.
Аз партави рӯи ту ҷаноби сари он кӯй
Тӯрест, ки он ҷо ҳама анвори таҷаллост.
Зери хами абрӯи ту он турраи мушкин,
Гӯӣ, ба тамошогаҳи тоқ омада Кисрост.
Дар кавсар агар акс фитад з-он қаду рухсор,
Гӯянд, ки дар равза ду ризвону ду тӯбост.
Гуфтӣ: Чӣ диҳӣ дил ба сари зулфи сиёҳе?
Маҷнун чӣ кунад, к-ин кашиш аз ҷониби Лайлост.
Дар мактаби ишқ аст, Камол, омада чашмат
Тифле, ки равон карда ба гиря алифу бо-ст.

* фӣ ҷуббатӣ – дар либоси ман дар, ҷомаи ман.

Гар ишқи ту доғи ҷонгудоз аст,
Сад шукр, ки доғи дилнавоз аст.
Гар дарди ту ёри сӯҳбати мост,
Ғам низ зи маҳрамони роз аст.
Дил кам накунад ниёзмандӣ,
Сармояи ошиқон ниёз аст.
Маҳмуд, магӯ, ба марги худ мурд,
К-ӯ куштаи ғамзаи Аёз аст.
Ту покрухиву покдоман,
Шоистаи он, ки покбоз аст.
Бо зулфи ту қиссаҳо, ки дорам,

Кӯтаҳ накунам, ки шаб дароз аст.
Ҳалқа чӣ занад Камол бар дар?
Доим дари раҳмати ту боз аст.

***

Гар қасди хуни мост пас аз дил рабуданат,
Мебояд он рух аз паси бурқаъ намуданат.
Берун машав зи дида, ки бо он ҷамолу зеб
Зебад даруни хона паси парда буданат.
Ҳарчанд хубтар шавад аз бастан ангубин,
Ширинтар аст аз он ба сухан лаб кушуданат.
Гар дил шаби фироқ чунин нолаҳо кашад,
Эй дил, касе ба хоб набинад ғунуданат!
Фарёди мо шунав ба ту гӯему нашнавӣ,
Фарёду оҳи мо зи сухан ношунуданат.
Эй бӯи гул, туро ба кафи пош нисбат аст,
Мурғи чаман чунин натавонад сутуданат.
Озурдан аз газоф бувад нури дидаро,
То кай, Камол, дида бар он пой суданат?

Гар кушандам ба ғамза чашмонат,
Нест дар дини ишқ товонат.
Бар дилам омадаст тири ту, ҳайф,
Ки ҷароҳат кашид пайконат.
Лаб ба оби ҳаёт тар накунанд
Ташнагони чаҳи занахдонат.
Сарв агар дар чаман кашад майдон,
Нест дар ҳусн марди майдонат.
Таъна бар гул задӣ ба сад гулбонг,
Гар бидидӣ ҳазордастонат.
Лаби ту офаридаанд аз ҷон,
«Офарини Худой бар ҷонат!»*
Зоҳид ангушт мегазад чу Камол,
«Ки чӣ ширин лаб асту дандонат».*

***

Гар маро аз назар андохтӣ, он ҳам назарест,
Ҳар ҷафое, ки расад, беҳ зи вафои дигарест.
Дили маҷрӯҳи маро ҳаст бар он тир гирифт,
Ки чаро аз ҳарами хоси ту ӯро гузарест?
Бош, то ҳусни ту рӯзе ба зуҳур анҷомад,
Ки аз он рӯз ҳанӯз ин рухи зебо асарест.
Эй ҳасуд, аз сари кин айби муҳиббон то чанд?
Айби худ бин ту, ки пиндоштаӣ, к-он ҳунарест.
Бирасонед зи  ман бар саги кӯяш, к-имшаб
Авф фармо, гарат аз нолаи мо дарди сарест.
Дӣ рақиб аз лаби ӯ дод ба ман муждаи қатл,
Даҳанаш пур зи шакар бод, ки ин хуш хабарест!
Васли ӯ металабӣ, мухтасар ин аст, Камол,

К-он таманно на ба андозаи ҳар мухтасарест.

---

* Ҳар ду мисраъ матлаъест аз Саъдӣ:
Офарини Худой бар ҷонат,
Ки чӣ ширин лаб асту дандонат!

---

Гар маро сар биравад аз ғами ҷонон, ғам нест.
Ошиқи шефтадилро хабар аз олам нест.
Аҳд бастӣ, ки дигар аз ту набардорам дил,
Тарсам он аст, ки паймони бутон маҳкам нест.
Дорам аз дасти ту бисёр шикоят, лекин
Бо кӣ гӯям, ки дар ин ҳол касам маҳрам нест?
Ҷуз ба майли ту надорад дили мискин завқе,
Булбули сӯхтаро боғу гулистон кам нест.
Ба гадоён назаре доранд шоҳони ҷаҳон,
Лиллаҳулҳамд, туро қоидаи он ҳам нест.
Лаби лаъли ту чу ҷомест пур аз оби ҳаёт,
Чӣ тавон кард, ки бо мо нафасе ҳамдам нест?
Рав, ғанимат шумар имрӯз, Камол, ин дамро,
З-он ки андар ду ҷаҳон хуштар аз ин як дам нест.

***

Гар ёр табиби дарди ман нест,
Дардо, ки умеди зистан нест.
Бемори туро ба тандурустӣ
Ҷуз нола даруни пераҳан нест.
Ҳар сар, ки бурид аз дари ёр,
Монад ба саре, ки бар бадан нест.
Тавба зи ту буд бут, шикастам,
Мӯъмин набувад, ки бутшикан нест.
Рӯят ҳама бо чароғ ҷустам,
Ин шамъ ба ҳеч анҷуман нест.
Монад ба ту ғунча, ин қадар ҳаст,
К-ӯро сухану туро даҳан нест.
Олам сухани Камол бигрифт,
Имрӯз ҷуз ин сухан, сухан нест.

Гар ёри маро бо мани мискин назаре нест,
Моро гила аз бахти худ аст, аз дигаре нест.
Андеша зи сар нест, ки шуд дар сари кораш,
Андеша аз он аст, ки бо мош саре нест.
Дӣ бар асари ӯ рамақе доштам аз ҷон,
Имрӯз чунонам, ки аз он ҳам асаре нест.
Ҳар шарбати роҳат, ки расид аз кафи хубон
Бе чошнии ғуссаву хуну ҷигаре нест.
Гуфтӣ: Паси ҳар тирагие равшание ҳаст,
Чун аст, ки ҳаргиз шаби моро саҳаре нест!?
Модом, ки ҷон сокини манзилгаҳи хок аст,
Дилро зи сари кӯи ту рои сафаре нест.

Зинҳор, Камол, ар гузарӣ бар сари кӯяш,
Аз сар гузар аввал, ки аз инат гузаре нест.

***

Гуфтӣ: Аз они мост дилат. Ҷон аз они кист?
Ҷоно, нигар, ки доғ бар он ҷо нишони кист?
Боре маро зи ҳасрати дарди ту сӯхт ҷон,
То дарди бедавои ту дармони ҷони кист?
Тан хок шуд бар он дару ҳаргиз ба кӯи ту
Рӯзе саге нагуфт, ки ин устухони кист?
Тарсам, ба вақти бӯс зи шодӣ шавӣ ҳалок,
Эй ҷон, зи лаб мапурс, ки ин остони кист?
Гуфтам: Ба ҷон ғами ту бихоҳам харид. Гуфт:
Эй муфлиси зиёнзада, бингар, зиёни кист?
Дашном медиҳиву намедонӣ ин қадар,
К -ин роҳатам ба гӯш расад, к-аз даҳони кист?
Ҳар лаҳза пурсиям, ки ту з-они кии, Камол?
Оре, ту ин қадар нашиносӣ, к-аз они кист.

Гуфтамат: Сангдилӣ, омад аз ин қисса гаронат,
Он ҳам аз сангдилӣ буд, ки гуфтем нишонат.
Гар сабо хонамат аз лутфу гул аз ғояти хубӣ,
Ҳам аз ин хаста шавад хотири нозук, ҳам аз онат.
Ману бедории шаб в-орзуи шамъи ҷамолат,
Ману бемории борику таманнои миёнат.
Гар ҷафо хонаму гар ҷавр ҳамон асту ҳамин аст
В-ар вафо ҷӯяму меҳр аз ту на ин асту на онат.
Гуфта будӣ, чу шавӣ ҳеч, барой ба забонам,
Ман шудам ҳеч, вале ҳеч нагунҷад ба даҳонат.
Рехт он тири назар хуни Камол аз хами абрӯ,
Ҳайфам ояд на аз ин кушта, ки аз тиру камонат.

***

Гуфтамаш: Рӯи ту, ҷоно, қамар аст.*
Гуфт: Валлаҳ, зи қамар хубтар аст.
Гуфтамаш: Зулфи ту ошуфта чарост?
Гуфт: Ошуфтаи даври қамар аст.
Гуфтамаш: Нӯши лабат чист, бигӯ?
Гуфт: Полудаи қанду шакар аст.
Гуфтамаш: Аз ту кӣ дорад хабаре?
Гуфт: Он кас, ки зи худ бехабар аст.
Гуфтамаш: Қади ту сарвест баланд,
Гуфт: Он нисбати кутаҳназар аст.
Гуфтамаш: Умри манӣ, зуд марав!
Гуфт: Умр аст, аз он бар гузар аст.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва
бори нахуст ба хати сирилик чоп мешавад.

---

Гуфтӣ, аз пешам бирав, бигзар зи ҷон,- гуфтию рафт,
Қисса кӯтаҳтар, бимир, эй нотавон,- гуфтию рафт.
Сӯи ман то чанд ишоратҳои пинҳон бо рақиб?
Он парешонро зи ҷамъи мо бирон,- гуфтию рафт.
Дӣ шунидам, к-аз гадоёни дарат хондӣ маро,
Ин чӣ таъзим аст, хоки остон,- гуфтию рафт.
Эй сабо, вақте ки пайғоме ба мо орӣ зи дӯст,
Гар надонӣ номи ӯ, номеҳрубон,- гуфтию рафт.
Моҷарои мо чу хоҳӣ бозгуфт, эй оби чашм,
Пас чаро меистӣ чандин равон,- гуфтию рафт.
Ҳар замон гӯӣ: Саги дар хонамат ё хоки роҳ?
Инчунин гар ҳайф бошад, ончунон,- гуфтию рафт.
Гар ба ҷон гӯянд натвон шуд сӯи ҷонон, Камол,
Саҳл бошад ин ҳикоят, тарки ҷон,- гуфтию рафт.

***

Гул аз пероҳанат бӯе шунидаст,
Гиребон то ба доманҳо даридаст.
Надидаст он даҳон ҳеч офарида,
Ба ҳукми он ки аз ҳеч офаридаст.
Маҳи нав бар фалак хам менамояд,
Магар аз дур абрӯи ту дидаст!?
Чу дид андар чаман доманкашонат,
Зи ҳусну лутфи худ доман кашидаст.
Ҳадисе аз лабат ҳар кас, ки бинвишт,
Зи килкаш бар варақ сурхӣ чакидаст.
Зи чандон тир, к-андар тиркаши туст,
Мани бекешро тире расидаст.
Камол аз ғусса худро кушт, гӯӣ;
Умеди куштан аз теғат буридаст.

Гул ба сад лутф бидид он бару пиндошт тан аст,
Шакли худ дид ҳамоно, ки зи обат бадан аст.
Нозукандом, ки з-осеби сабо тоб надошт,
Зулм бошад, агар аз барги гулаш пераҳан аст.
Эй гул, аз сими баногӯши бутам гир ба вом
Мояи ҳусну маяндеш, ки қарзи ҳасан аст.
Накунам ҷуз ба хаёли қади ту қисса дароз,
Булбулонро сухан ар ҳаст, ба сарви чаман аст.
Нест илло асари оҳу дилу сӯзи дарун
Бар лаб аз ҳоли дил ин дуд, ки бар ҷони ман аст.
Мушк бар гардани он турк хато нест зи зулф,
Бути Чинаш магар оварда хироҷ аз Хутан аст?

Мечакад оби ҳаёт аз суханони ту, Камол,
Сухан ин аст, ки гӯӣ ту, дигарҳо сухан аст.

***

Гул шукуфту боз нав шуд ишқи мо бар рӯи дӯст,
Шохи гул, ё Раб, чӣ мемонад ба рангу бӯи дӯст.
Сунбул аз ташвиши бод овард сар дар пои сарв,
Гӯиё, зулф аст сар бинҳода бар зонуи дӯст.
Чашми наргис дар карашма сеҳрҳо хоҳад намуд,
К-ӯ назарҳо ёфтаст аз ғамзаи ҷодуи дӯст.
Чун намеёбад назири рӯи ӯ гул ҷуз дар об,
Бар лаби ҷӯ мекунад з-он рӯй ҷустуҷӯи дӯст.
З-интизори пойбӯси сарв об истода буд,
Чун бидид он қомату боло, равон шуд сӯи дӯст.
То абад райҳони раҳмат сар барорад аз гилам,
Гар барам бо хок атре аз насими мӯи дӯст.
Бар сари он кӯ кунад афғон ба даври гул Камол,
Булбулон дар бӯстон ноланду ӯ дар кӯи дӯст.

Гул лофи ҳусн бо рухи он сарвқад задаст,
Боди сабош нек бизан, гӯ, ки бад задаст.
Зад пой бар сарам, шудам аз худ, чу он бидид,
Дар ханда рафту гуфт, ки: Бахташ лагад задаст!
Ин дил ба ошиқӣ на аз имрӯз шуд алам,
Кӯси муҳаббатат зи азал то абад задаст.
Бояд ҳакимро сӯи беморхона бурд,
К-ӯ дар замони ҳусни ту лоф аз хирад задаст.
Зоҳид чу оҳи ҳасрату мо бода мекашем,
Санге, ки зад ба шишаи мо, аз ҳасад задаст.
Бошад ба даври чашми ту аз ҳад бурун хато
Ҳар мастро, ки мӯҳтасиби шаҳр ҳад задаст.
Он шаб, ки рафту пои сагаш бӯса зад Камол,
То рӯз бӯсаҳо ба кафи пои худ задаст.

***

Гуле чун сарви мо дар ҳар чаман нест,
Агар бошад, чунин нозукбадан нест.
Ба борикии лабҳош ар сухан ҳаст,
Дар он мӯи миён боре сухан нест.
Аз он ҳалвои лабҳо сӯфиёнро
Ба ҷуз ангушти ҳасрат дар даҳан нест.
Маро беморпурсӣ омаду гуфт:
Биҳамдиллаҳ, ки хавфи зистан нест!
Наёсояд шаҳиди ишқ дар хок,
Гараш гарде зи кӯят бар кафан нест.
Нашуд дил ҷуз миёни ёру ман гум,
Ба ӯ бошад яқин боре, ба ман нест.
Камол он мушкбӯро нек дарёфт,

К-аз ин оҳу ба саҳрои Хутан нест.

Ганҷиву туро бе талабидан натавон ёфт,
Роҳат зи ту бе ранҷ кашидан натавон ёфт.
Он шарбати хосе, ки шифои ҳама ҷонҳост,
Бе чошнии дард чашидан натавон ёфт.
Он бахт, ки дар домани васли ту расад даст,
Бе пераҳани сабр даридан натавон ёфт.
Дорӣ сари Юсуф, бибур аз ҳар чӣ азиз аст,
К-он васл ба як даст буридан натавон ёфт.
Гар бар фалакам даст расад, бар ту муҳол аст,
К-он поя ба сад арш расидан натавон ёфт.
Бо гармраве воқифи ин роҳ чӣ хуш гуфт:
Оҳиста, ки ин раҳ ба давидан натавон ёфт.
Гӯ, халқ шунав он чӣ Камол аз даҳанат гуфт,
З-ин ҷинси муаммо ба шунидан натавон ёфт.

***

Гӯ, халқ бидонед, ки дилдори ман ин аст,
Дилдори ҷафоҷӯи ситамкори ман ин аст.
Маҳбуби ману ҷони ману ҳамнафаси ман,
Хеши ману пайванди ману ёри ман ин аст.
Бӯи сари зулфаш ба ман орад ҳама шаб бод,
Аз ҳамнафасон ёри вафодори ман ин аст.
Ман хоки раҳаш, балки басе камтар аз он низ,
Дар ҳазрати ӯ қимату миқдори ман ин аст.
Нанвохт ба як тири дигар куштаи худро,
Бо ғамзаи сайдафканаш озори ман ин аст.
Бо он, ки табиб аст, шавад шод ба дардам.
Донад, ки давои дили бемори ман ин аст.
Гӯянд: Камол, аз паи ӯ чанд канӣ ҷон?
То ҳаст зи ҷонам рамақе, кори ман ин аст.

Лаби ту нуқли ҳаётам ба коми ҷон андохт,
Ба хандаи намакин шӯр дар ҷаҳон андохт.
Гирифт рӯи заминро ба ғамзааш, он гоҳ
Каманди зулф сӯи моҳи осмон андохт.
Чу дил бирафт дар он зулф, ғамза зад тираш,
Зи соҳирист, ба шаб тир бар нишон андохт.
Ба пистаи даҳанат ҷуз сухан намегунҷад,
Шакар ба мағлата худро дар он миён андохт.
Чаро зи хони ҷамолат насиби ман нарасид,
Хати ту, к-ин ҳама сабзӣ ба рӯи хон андохт.
Ба вақти бӯс барад хиҷлат аз гаронии хеш
Саре, ки соя бар он хоки остон андохт.

Камол бар қадамат сар чӣ гуна андозад,
Зи дур ҳам назаре чун наметавон андохт?

***

Лабашро ҳар ки чун шаккар мазидаст,
Яқин медон, ки умраш бар мазид аст.
Набинад талхии ҷон кандан он кас,
Ки лаъли ҷонфизоятро макидаст.
Наранҷам аз ту гар тобӣ зи ман рӯй,
Ки аз хуршед доим ин сазидаст.
Нахоҳам дид ман рӯи саборо
Аз ин ғайрат, ки дар кӯят вазидаст.
Висолатро ду олам қимат омад,
Ҳанӯз андар мақоми «ман язид»* аст.
Ба бӯи ҳалқаи занҷири мушкин
Дили девона дар зулфат хазидаст.

* ман язид - кӣ зиёд мекунад?

Лаъли ҷонбахшат зи ҷон нозуктар аст,
Қаддат аз сарви равон нозуктар аст.
Эй дили нозукмизоҷ аз рӯи хуб
Он талаб, к-аз ҳусн он нозуктар аст.
Омадан ҳар дам ба нозу рафтанат
Аз насими ҷонфишон нозуктар аст.
Алҳақ аз сарриштаи борик ҳам
Сад бирешим он миён нозуктар аст.
Ноз кам кун бо чунин дил, ҷони ман,
Худ чӣ дил, к-аз ҷони ҷон нозуктар аст.
Барги гул чандон ки дорад нозукӣ,
Хотири булбул аз он нозуктар аст.
Гарчи нозук нуктае гуфтӣ, Камол,
З-ин ҳикоят он даҳон нозуктар аст.

***

Мо ба куфри зулфи ӯ дорем имоне дуруст.
Бо бути паймоншикан аҳдеву паймоне дуруст.
Гарчи чашмат гӯядам ҷӯям дилат, лекин кӣ ёфт
Қавли масте рост, аҳди номусалмоне дуруст?
Аҳдҳо кардӣ, ки созам оқибат дил бо ту рост,
Рост гӯям, ин сухан ҳам нест чандоне дуруст.
Бар забонҳо то гузашт он лаб, рақиби ҷангҷӯй
Дар даҳони ошиқон нагзошт дандоне дуруст.
Ёри мо гар остинафшон дарояд дар самоъ,
Кас набинад хирқапӯше бо гиребоне дуруст.
Гӯи дилҳо, баски аз ҳар сӯ рабуданду шикаст,
Нест бар дӯши бутон аз зулф чавгоне дуруст.
Пора созанд аҳли маънӣ ҷомаҳо бар тан, Камол,

Гар бихонад ҳафт байти ту ғазалхоне дуруст.

Мо дар ин дайр фитодем ҳам аз рӯзи аласт,
Ринду девонаву қаллошу харобатию маст.
Меҳнати мо–ҳама давлат, ғами мо–ҷумла нишот,
Ҳастии мо–ҳама не, нестии мо–ҳама ҳаст.
Як нафас дар ҳама олам нанишинем зи пой,
То наёрем сари зулфи дилором ба даст.
Обрӯе нашуд аз зӯҳди риёӣ моро,
Соқии ишқ чу паймонаи номус шикаст.
Ишқро дар ҳарами Каъбаи мақсуд якест
Ринди майхонанишин, зоҳиди саҷҷодапараст.
Нест моро сари тӯбову таманнои биҳишт,
Шеваи мардуми ноаҳл бувад ҳиммати паст.
Зоҳидон ҷои нишаст арчи ба ҷаннат доранд,
Ошиқонро набувад дар ду ҷаҳон ҷои нишаст.
Ҳар чӣ дар чашм ба ҷуз сурати маъшуқ, хатост.
Ҳар чӣ дар даст ба ҷуз домани мақсуд, бад аст.
Гарчи зад сурати хубон раҳи ақли ту, Камол,
Нек буд он ҳама сурат чу ба маънӣ пайваст.

***

Мо диле дорему он бар дилбаре хоҳем баст,
Нақши рӯи зард бар хоки даре хоҳем баст.
Ҳар касе банданд баҳри симу зар бар худ камар,
Мо камар дар хидмати симинбаре хоҳем баст.
Гарчи дил бар ёри худ бастему бас чун зулфи ёр,
То надонад дигаре, бар дигаре хоҳем баст.
Бор агар бандем дар кӯи ту боре, бар рақиб
Чун ба азми роҳ боре бар харе хоҳем баст.
Подшоҳон сайдҳо банданд бар фитрокҳо,
Мо бад-он фитрок ҷоневу саре хоҳем баст.
Ранг аз рӯи гулу аз гул варақ хоҳем сохт,
Сурати ӯ гар ба рӯи дафтаре хоҳем баст.
Дар миёни гиря чун бӯсем пои ӯ, Камол,
Аз дуру ёқут бар вай зеваре хоҳем баст.

Моро на ғами нангу на андешаи ном аст,
Дар мазҳаби мо мазҳаби номус ҳаром аст.
Гӯ, халқ бидонед, ки пайваста фалонро
Рух бар рухи ҷононаву лаб бар лаби ҷом аст.
Саҷҷоданишин орифи доно на, ки омист,
Модом, ки дар банди қабулияти ом аст.
Дар орзӯи маҷлиси мо зоҳиди мағрур
Чу уд ҳамесӯзаду ин турфа, ки хом аст.
Соқӣ, майи дӯшина агар рафт ба итмом,
Моро зи лаби лаъли ту як бӯса тамом аст.
Савдозадаро гӯшаи саҷҷода насозад,
Эй мутриби раҳзан, раҳи майхона кадом аст?

Бархост Камол аз вараъу гўшанишинӣ,
То дид, ки майхона беҳ аз ҳар ду мақом аст.

***

Моҳ дар ҳусн ба рухсори ту хешованд аст,
Офарин бар падаре, к-аш чу туе фарзанд аст!
Одамӣ нест бигўянд маро аҳли назар,
Гар бигўям ба ҷамоли ту парӣ монанд аст.
Ошиқи сарви қадатро натавон кард шумор,
Бар дарахтон адади барг кӣ донад чанд аст?
Ҳури инро чу сари зулфи сияҳчашме бин,
Ки зи кўи ту ба фирдавси барин хурсанд аст.
Бар дари ёр гар афзун накунад нолаи зор,
Чӣ кунад толиби дидор, ки хоҷатманд аст?
Хуш бувад мавъизаву ҳикмати соҳибнафасон,
Нағмаи най шунав, ар гўши дилат бар панд аст.
Акси лаълаш агар афтад ба лаби ҷом, Камол,
Нўш кун чун шакар он бода, ки дар вай қанд аст.

Моему диле пурхун бар хоки сари кўят,
Ғамгин ба ҳама рўе дар орзуи рўят.
Ту сарвию мо чун об оварда ба поят сар,
Шодоб ту, мо ташна бар хоки сари кўят.
Розем,* ба дашноме гар ёд кунӣ вар на,
То умр бувад боқӣ, моем дуогўят.
Мо бо ду ҷаҳон кардем қисмат ҳама оламро,
Эшону ҷаҳон, эй ҷон, моему ғами рўят!
Зулфи ту дареғ ояд, эй ҷон, ки ба бод афтад,
Тадбир, ки ҳам ҳайф аст гар гул шунавад бўят.
Гар ман дили худ ҷўям дар кўи ту, нагзорӣ,
Мапсанд ҷафо чандин бар ошиқи дилҷўят.
Гўянд: Камол, ин раҳ то чанд ҳамепўӣ?
То ҳаст такупўям, моему такупўят.

***

Маҷлис муаттар асту ба он вақти мо хуш аст,
К-аз холу рўи ёр абире дар оташ аст.
Бо дарди ишқ нола балоест синасўз,
Мискин дили заиф, ки доим балокаш аст.
Дорӣ сари назора, нишин дар сарои чашм,
К-аз ашки сурх бому дари ў мунаққаш аст.
Гуфтӣ, ки мо зи ёркушӣ бас намекунем,
Ин нукта боз гўй ба ёрон, ки бас хуш аст.
Дорад ба хастагӣ сари пайкони ў ҳанўз
Сайде, ки захмхўрдаи он тири тиркаш аст.
Бояд гуноҳи хеш навиштан фариштаро,
Дар ҳусн агар муориза бо он париваш аст.
Тўмори зулфи ёр, ки шаб хонияш, Камол,
Пеши чароғ хон, ки саводе мушавваш аст.

* Розем- ихтисори розием, розӣ ҳастем.

Маро аз чашми ту нозе ниёз аст,
Ба нозе куш маро, чандин чӣ ноз аст!?
Дилам бинвоз, яъне сӯзу бигдоз,
Ки дил мискин, ғамат мискиннавоз аст.
Рухат доранду хат бечорагон дӯст,
Ки ин бечорасӯз, он чорасоз аст.
Мадеҳ, гӯ, лаб, чу зулф омад ба дастам,
Агар рӯзаш набӯсам, шаб дароз аст.
Лабаш, тарсам, гудозад аз дами ман,
Ки оҳи синасӯзам ҷонгудоз аст.
Ба рӯяш, воизо, шуд саҷда воҷиб,
Сухан кӯтоҳ кун, вақти намоз аст.
Камол, аз зулфи ӯ бӯе наёбӣ,
Гарат аз сад сару ҷон эҳтироз аст.

***

Маро аз ту нуқлу шароб орзуст,
Ба он лаб саволу ҷавоб орзуст,
Миёни сафои маю шиша боз
Маро бо ту ҷангу итоб орзуст.
Ба хун гар наӣ қонеъ, инак, ҷигар,
Гарат хӯрдани ин кабоб орзуст.
Шабе остони дарат зери сар
Маро бо хаёли ту хоб орзуст.
Ҳиҷоби ман аз пеши рӯ дур соз,
Ки рӯи туам бе ниқоб орзуст.
Агар дида дидор ҷӯяд, равост,
Ки намдидаро офтоб орзуст.
Паёме бидеҳ гаҳ-гаҳе бо Камол,
К-аз он лаб ба гӯшам хитоб орзуст.

Маро бо зулфи ӯ гар дастрас нест,
Ҳамин савдо, ки дар сар ҳаст, бас нест?
Инони давлат аз аввал наяфтод
Ба дасти мову ин дар дасти кас нест.
Шакарро гӯ: Мапӯшон холи мушкин,
Ки сабр аз ангубин кори магас нест.
Муғаннӣ рахти ман имшаб чунон бурд,
Ки ҷуз чашме, ки пӯшам аз асас, нест.
Агар донам, ки дар равза наёӣ,
Ҳамон донам, ки муште хору хас нест.
Басе булбул ҳамовози Камол аст,
Вале мурғе чу ӯ шириннафас нест.

***

Маро бар рух аз дида хун омадаст,
Ки ашк аз чӣ бар ман бурун омадаст.
Куҷо истад аз давидан сиришк,
Ки ин шишаҳо сарнагун омадаст?
Дил омад ба худ дар чаҳи он зақан,
Ки зиндон илоҷи ҷунун омадаст.
Гирифтам ҳисоби ҷамолаш ба моҳ,
Рухи ӯ зи сад маҳ фузун омадаст.
Касе бурд аз ӯ бӯй чун удсӯз,
Ки он ҷо ба сӯзи дарун омадаст.
Даҳонаш ба абрӯ ба нақши ман аст,
Чу «миме», ки дар пеши «нун» омадаст.
Зи қанди сухан сохт ҳалво Камол,
Бубинед, ёрон, ки чун омадаст?

Маро бе меҳнати ӯ роҳате нест,
Ки то айше набошад, ишрате нест.
Басе дидам наиму нози олам,
Зи нози дӯст хуштар неъмате нест.
Бигӯ, хунам бирез, аз кас маяндеш,
Ки хуни бекасонро ҳурмате нест.
Гуноҳаш менависӣ, эй фаришта,
Туро худ ҳеч инсонияте нест.
Ба чашмат гар кам аз хас менамоям,
Ки хасро назди мардум иззате нест.
Ману меҳраш, ки дар хайли гадоён
Чу ман дарвеши соҳибҳиммате нест.
Камол, ин ҷо чӣ дарвешӣ фурӯшӣ,
Ки шоҳонро бад-ин дар қимате нест?!

***

Маро дилест, ки ҷуз бо ғами ту сархуш нест,
Туро саре, ки сари ин дили ҷафокаш нест.
Зи турраҳои ту танҳо на ман парешонам,
Кадом дил, ки ба савдои он мушавваш нест?
Ба чашм наргиси маст арчи шевае дорад,
Вале мудом чу чашми хуши ту сархуш нест.
Халили мост хаёли ту рӯзу шаб, з-он аст,
К-аш эҳтироз зи дуди дили пуроташ нест.
Зи ҳоли тираи ман носеҳ аз куҷо донад,
Чу ӯ муқайяди он банди зулфи саркаш нест,
На одамист, ки ҳайвони мутлақаш хонанд,
Гараш тааллуқе бобе бад-он париваш нест.
Туро зи далқи муроққаъ чӣ ҳосил аст, Камол

Гарат сурохиву ҷоми мудом дар каш нест?

Маро, ки соғари чашм аз ғами ту пурхун аст,
Чӣ ҷои соқиву ҷоми шароби гулгун аст?!
Ҳикояти ту ба тафсир шарҳ натвон кард,
Ки ҷавру меҳнати хубон зи васф берун аст.
Ба ҷон расид маро кор аз ғами туву ҳеч
Зи роҳи лутф напурсӣ, ки ҳоли ту чун аст.
Чӣ эътибор ба аҳди ту ҳусни Лайлиро,
Ки зери ҳар хами мӯят ҳазор Маҷнун аст?
Чу ҷони ман ба лаб омад, рақибро чӣ хабар,
Ки ман ғариқаму ӯ бар канори Ҷайҳун аст?
Бар он шамоили мавзун чӣ гуна дил наравад,
Алалхусус касеро, ки табъ мавзун аст?
Хуш аст агар ба ҳадиси Камол дорӣ гӯш,
Латофати сухононаш чу дурри макнун аст.

***

Маро гуфтӣ: Бар ин дар ин фиғон чист?
Хурӯши булбулон дар бӯстон чист?
Чаро хоҳам шаби васли ту болин,
Агар хоб оядам, он остон чист?
Чаро хоҳем аз соқӣ маю нуқл,
Майи мо он лабу нуқл он даҳон чист?
Чу бӯсе з-он даҳон хоҳам, газӣ лаб.
Муроди ту аз он озори ҷон чист?
Чу бинад нори хандонат хуҷандӣ,
Бигӯяд бо ту, Аллаҳ хоҷа, он чист?
Даҳонат ҳаст, гуфтам, чун миён нест.
Чӣ мебошад даҳон гуфту миён чист?
Агар нагирифтаӣ хӯи рақибон,
Ба мо ҷангу итоби ҳарзамон чист?
Зи ту чашми Камол аз гиря хун аст,
Туро бо мовароуннаҳриён чист?

Марди бе дард марди ин раҳ нест,
Ғофил аз завқ, дардогаҳ нест.
Бе рухи зарду ашки сурх ба рӯ
Даъвии ошиқӣ муваҷҷаҳ нест.
Равшану хуш сабоҳи зиндадилон
Ҷуз ба бедории саҳаргаҳ нест.
Остинкӯтаҳ аст шайх, чӣ суд
Чун зи дунёш даст кӯтаҳ нест.
Хоҷа то кай занад зи ҳастӣ дам,
Ки шавад зери хок ногаҳ нест.
Ҷон бар ин хори раҳ фишонд Камол,
Гар занад лофи ишқ, бе раҳ нест.

***

Марди ишқи ту ба ғам ҳамдард аст,
Дардманди ту балопарвард аст.
Бехабар мефитад, - онаш хоб аст,
Дарду ғам мехӯрад, - инаш хвард аст.
Ҳаст бо дарди ту ҳар фардеро
Оламе, к-аз ҳама олам фард аст.
Ҳар ки аз дарди ту ранге дорад,
Ашки ӯ сурху рухи ӯ зард аст.
Дардмандон ба ду рух пок кунанд
Кафи пои ту, агар пургард аст.
Ишқи бедард саре гарм накард,
Шамъ то сӯз надорад, сард аст.
Чун биронад сухан аз дард, Камол,
Ҳар ки мард аст, бигӯяд: Мард аст!

Масти он чашмему боз он чашм меҷӯем маст,
Пеши болоят ҳадиси сарв мегӯем паст.
Ҳаст гуфтанд он миёнро, ҳар чи мегӯянд, нест,
Нест гуфтанд он даҳонро, ҳар чи мегӯянд, ҳаст.
Дил шикаст аз ғусса, к-он абрӯ зи чашм андохташ,
Буд пурхун шишае, аз тоқ афтоду шикаст.
Марҳабое дошт дил мақсуд аз он мақсуди дил,
Марҳабо, эй дил, гарат мақсуд хоҳад дод даст.
Хуни дил бо ҳар раг аз шодӣ биҷаст аз ҷои хеш,
Чун ба қасди ҷони ман тире зи шасти ӯ биҷаст.
Гуфта буд аз ғамза пайконҳо нишонам бар дилат,
Ҳар чи гуфт он сангдил як-як маро бар дил нишаст,
Нимкушта монда буд аз нимнози ӯ, Камол,
Як карашма гар намекард он ду чашми ниммаст.

***

Машнав, ки маро беҳ зи ту ёри дигаре ҳаст,
Масмӯъ набошад, ки зи ҷон дӯсттаре ҳаст.
Рози даҳанат боз намуд он лаби хомӯш,
К-ин ҷо сухане нест, ки он ҷо шакаре ҳаст.
Гуфтӣ: Бизанам бар ҷигарат тири ҷафое.
Аз тир натарсам, ки маро ҳам ҷигаре ҳаст.
Ҳоли дилам аз новаки он ғамза бипурсед,
Ӯро ҳама вақте чу аз ин ҷо гузаре ҳаст.
Чун з-они ту шуд сар, талаби он макун аз мо,
То халқ бидонанд, ки бо мот саре ҳаст.
Манъи назар аз зулфу рухат нест ба тавҷеҳ;
Ҳар ҷо, ки бувад даври тасалсул, назаре ҳаст.
То чанд, Камол, ин ҳама андӯҳи ту з-он зулф?

Шаб гарчи дароз аст, умеди саҳаре ҳаст.

Матлаъи ҳусну ҷамол аст офтоби рӯи дӯст,
Ҳусни матлаъ бин, ки дар матлаъ ҳадиси рӯи ӯст.
Он рух аз раҳмат ба хатти сабз омад ояте,
Аз забони бедилон тафсири он оят накӯст.
Вирди субҳ он рӯю зикри шом он мӯясту бас,
Ин чӣ маймун субҳу шом аст, ин чӣ зебо рӯю мӯст!
Дил, ки чун гӯест дар майдони ғам ошуфтаҳол,
Гар ба чавгон нисбати зулфат кунад, беҳудагӯст.
Бе лабат гар шуд лаболаб соғар аз ашкам, равост,
Аввалин чизе, ки рафт андар сари май оби рӯст.
Сарбаландӣ бин, ки боз аз давлати риндӣ маро
Бар сари дӯше, ки дӣ саҷҷода буд, имшаб сабӯст.
Ҳар ҳарифе беҳуд аз май, аз лаби соқӣ, Камол,
Аҳли маҷлис сарбасар масти маю ӯ масти дӯст.

***

Мақоми ишқи ту ҳарчанд манзили хатар аст,
Фидои як сари мӯят, гарам ҳазор сар аст!
Чӣ ҳолат аст, ки бурдем ганҷу ранҷ набуд,
Ба кӯи дӯст магар бахти нек роҳбар аст?!
Сарест ҳадяи ин раҳ ба аввалин қадаме,
Муқими кӯи саломат на марди ин сафар аст.
Назар ба далқи муроққаъ макун, ки зери гилем
Нишони сурати пӯшидагони ҳақ дигар аст.
Касе, ки раҳ ба хароботи ҳушмандон бурд,
Ба даври чашми ту гар маст нест, бехабар аст.
Биёву бар сару чашмам ба салтанат биншин,
Ки сарв бар тарафи ҷӯйбор хубтар аст.
Агар Камол зи лаъли лаби ту ҷӯяд ком,
Аҷаб мадор, ки савдои тӯтиён шакар аст.

Ман ба шатранҷи ғамат ҷону ҷаҳон хоҳам бохт,
Он ду рух дидаам, ин бор равон хоҳам бохт.
Бохтам ишқ ба он рӯву дилам пурдард аст,
То барад дасти дигар, боз ҳамон хоҳам бохт.
Шаб чу бозам ба рафиқони худ ангуштарие,
Ба хаёли лаби он тангдаҳон хоҳам бохт.
Чун расанбоз, ки ҷон бозаду сар ҳам бар сар,
Ман ба зулфат сару ҷон низ чунон хоҳам бохт.
Ба миёну даҳани танги ту аз бими рақиб
Баъд аз имрӯз назарҳои ниҳон хоҳам бохт.
Зулфаш омад, ки ба савдозадагон каҷ бозад,
Абрӯяш ҷаст, ки ман каҷтар аз он хоҳам бохт.
Гарчи бисёр сару ҷон ба ту дарбохт Камол,

Ман зи хиҷлат, ки кам аст он, ду ҷаҳон хоҳам бохт.

***

Ман нахоҳам зи каманди ту наҷот,
Ман наҷо мин камад-ил- ишқи фамот.*
Он Хизир, бин, ки чӣ бозӣ хӯрдаст,
Лаби ӯ дидаву хӯрд оби ҳаёт.
Гар алифро ҳаракат нест, чарост
Алифи қадди ту ширинҳаракот?
Хуш наёмад бари мо омаданат,
Ту шаҳӣ, хуш набувад хонаи мот.
Ба ҷаноби шаҳи мо гар бирасед,
Фоқиру фия рафеъ-уд-дараҷот.**
То дигар аз ту барад ширинӣ,
Кӯза овард ба дарюза набот.
Чун расӣ каъбаи он кӯй, Камол,
Қарриб-ин-нафса ва қиф биларафот.***

---

* Ман наҷо мин камад-ил- ишқи фамот –ҳар касе, ки аз ғами ишқ вораста шуд, мемирад.
** Фоқиру фия рафеъ-уд-дараҷот – нодор баландпоя мегардад.
*** Қарриб-ин-нафса ва қиф биларафот – қурбонӣ кун худро дар Арафот.

---

Маҳро зи тоби ҳусни ту ҳар шаб қиёмат аст,
К-он сарвро чӣ шеваю рафтору қомат аст!?
Гар халқро зи ишқи ту бошад қиёмате,
Боре қиёмати дили мо з-он қиёмат аст.
Аз хоки кӯи дӯст барангехтӣ маро,
Ё айюҳаррақиб, чӣ ҷои маломат аст?!
Барбод медиҳам ба ҳавои ту умри хеш,
То заррае зи хоки вуҷудам саломат аст.
Чашме, ки ҷуз ба рӯи ту рӯзе назар фиканд,
Имрӯз аз хиҷолати он дар надомат аст.
Моро ба рӯзи васли ту бирён ҳазор ҷон,
Бар ошиқони кӯи ту яксар ғаромат аст.
Бишкан, Камол, бар сари саҷҷода тавбаро,
К-ин ҷо чӣ ҷои тавбаву зӯҳду саломат аст?

***

Маҳ лофи ҳусн зад ба ту, он рух бар ӯ гирифт.
Хат ҷониби рухи ту гирифту накӯ гирифт.
Бӯи ту чун шунид зи гул андалеби маст,
Чандон кашид нола, ки овози ӯ гирифт.
Аз пойбӯси сарв лабам пӯст боз кард
Ҳар гаҳ, ки пойбӯси туам орзӯ гирифт.
Зоҳид ба сӯҳбати ту чу риндони боданӯш
Он рӯз бор ёфт, ки бар сар сабӯ гирифт.
Шавқи лабат ба майкадааш бурд мӯкашон
Пире, ки аз мурид ҳамасола мӯ гирифт.
Гулгунсавор бар раҳи ишқи ту хайли ашк

Дур(р) рехтанду рӯи заминро фурӯ гирифт.
Зоеъ макун, ки ҳайф бувад дар басар, Камол,
Чашми ту сурмае, ки аз он хоки кӯ гирифт.

Майли дилам ба рӯи ту ҳар дам зиёдат аст
В-ин ҳадди дӯстиву камоли иродат аст.
Ҳар бомдод рӯи ту дидан ба фоли нек,
Моро далели хайру нишони саодат аст.
Ту офтоби олами ҳусниву ҷоми мо
Доим зи файзи рӯи ту дар истифодат аст.
Хушхотирам зи дарди ту в-аз баҳри маслиҳат
Гар нола мекунам, ғарази ман аёдат аст.
Гар одат аст расми такаллуф миёни халқ,
Мо орифему одати мо тарки одат аст.
Сидқи Камоли софдаруну камоли сидқ
Аз ҳар чӣ дар гумони ту ояд, зиёдат аст.

***

Нест ғайр аз ту дастгир, эй дӯст!
Дасти афтодагон бигир, эй дӯст!
Офтобӣ ту, мо чу зарра ҳама,
Ту бузургию мо ҳақир, эй дӯст!
Аз каримон шавад фақир ғанӣ,
Ту кармиву мо фақир, эй дуст!
Ҳар дилеро куҷо хабар з-ин роз,
Ки тӯӣ вофиқи замир, эй дӯст!
Гарчи нақд аст қалби дил, бипазир,
Ки туӣ ёри дилпазир, эй дӯст!
Бо кӣ гӯям туро, ки монандӣ,
Чун намебинамат назир, эй дӯст!
Дар ҳама мулк подшост Камол,
То ки дар дасти туст асир, эй дуст!

Нест моро ба ҷуз аз ҷону ҷаҳон дарбоист,
З-он ки бе ӯ на ҷаҳон асту на ҷон дарбоист.
Хоки он дар талабам, то биниҳам рух он ҷо,
Ки рухи зарди маро нест ҷуз он дарбоист.
Дарнамебоядаш аз хубиву зебоӣ ҳеч,
Ин ҳама ҳаст миёнрову даҳон дарбоист.
Пеши он ғамза кабоби ҷигари ман биниҳед,
Ки ба бемор ғизо нест чунон дарбоист.
Чун бидидем рухат ғамзаву абрӯ пеш ор,
Вақти сайд аст, бувад тиру камон дарбоист.

Хушам омад, ки зи ғам доғ ниҳодӣ ба дилам,
То дигар гум нашавад, буд нишон дарбоист.
Бош, гӯ, бар хати ту дидаи гирёни Камол,
Бар сари сабза бувад оби равон дарбоист.

***

Нест маро дӯсттар аз дӯст дӯст.
Ӯст маро дӯст, маро дӯст ӯст.
Дам зи рухи дӯст занад оина,
Дар назари мардум аз он дӯстрӯст.
Гӯй чӣ монад ба занахдони ёр?
Ин занахи мардуми беҳудагӯст.
Дил хами абрӯи ту дорад ҳавас,
Садрнишин, бин, ки чӣ меҳробҷӯст.
Он ки зи ҳар ранг май аз хум маро
Бодаи якдаст биёрад, сабӯст.
Нофаи Чинро, ки насими ту дошт,
Дар талаб аз шавқи ту бидрид пӯст.
Чист зи ғам ҳоли ту гуфтӣ, Камол?
То рухи зебои ту дидам, накӯст.

Нест масмӯъ он ки гуфтӣ бо ту моро ҷанг нест,
Дар барат дил ҳаст, агар дар остинат санг нест.
Сабр бояд карданам бар ашки сурху рӯи зард,
Чун зи боғи васли гулбӯён ҷуз инам ранг нест.
Бо ғами рӯят хушам дар меҳнатободи ҷаҳон,
К-аз ҳавои гул қафас бар андалебон танг нест.
Саҳл бошад пеши он ораз хати зангорияш,
Об чун бе тирагию оина бе занг нест.
Мекунад бар нӯҳ фалак оҳанги рафтан нолаам,
Дар миёни пардаҳо з-ин тезтар оҳанг нест.
Эй ки тарки маҷлиси риндон кунӣ, ойӣ ба ваъз,
Гар насиҳат бишнавӣ, хуштар зи бонги чанг нест.
Он даҳони танг, бингар, пур зи гуфтори Камол,
Он ки бошад қанди Мисраш, з-ин шакар дар нанг нест.

***

Васли бутони хонабарандозам орзӯст,
Соқӣ, биё, ки бодаи дамсозам орзӯст.
Чанги хамидақомати бисёргӯ куҷост,
К-он пири хушкмағзи таровозам орзӯст.
Май хуш ҳарифи мастнавоз асту чанг низ,
Инҳо ба як ду маҳрами ҳамрозам орзӯст.
Дӯшам ба як-ду нағма чӣ хушвақт сохт чанг,
Эй мутриб, он ду нағмаи хуш бозам орзӯст.
Дар қалби найзабозии мижгони он ҳариф,
Хунрезии ду чашми назарбозам орзӯст.
Бар мурғи ҷон фазои ҷаҳон аст чун қафас,

То дар ҳавои кӯи ту парвозам орзӯст.
Аз баҳри поси хотири табрезиён, Камол,
Бо сорбон магӯй, ки Шерозам орзӯст.

Васли ту моро биҳишту ноз наим аст,
Бе ту биҳишти барин азоби алим аст.
Ҳалқаи гесӯи ҳуру сӯҳбати ризвон
Гар ту набошӣ, салосил асту ҷаҳим аст.
Дар шаби танҳоии фироқи ту моро
Оҳи ҷигарсӯз ёру нола надим аст.
Ҳамдами ушшоқ ҷуз насими сабо нест,
То сари зулфи хушат ба дасти насим аст.
Бода бидеҳ, соқиё, ки мавсими гулрез
Тавба зи мастӣ хилофи рои ҳаким аст.
Гашт басе солу моҳ, к-аз сари кӯят
Ҷон ба сафар рафту дил ҳанӯз муқим аст.
Пой бинеҳ бар сари Камол, ки ӯро
Ҳаст тафохур бар ин, Худой алим аст!

***

Ҳар тир, ки бар синаам он фитнагар андохт,
Ҷон саҳл гирифт он ҳама чун бар сипар андохт.
Дилхаста нашуд ошиқ аз он тиру наёзурд,
Дил хаста аз он шуд, ки ба рӯзи дигар андохт.
З-он тир, ки андохт касе дур ба даъвӣ,
Моро зи худ он шӯх аз он дуртар андохт.
Бозомаду бар тири дигар чашми назар дӯхт,
Ҳар сайд, ки он ғамза ба тири назар андохт.
То мурғ чаро баст пари хеш ба он тир,
Мурғи дилам аз ҳасрати он болу пар андохт.
Ошиқ ба дусад захм чу қонеъ нашуд аз ёр,
Як тир чӣ бошад сӯи ёрон агар андохт?!
Тират ба дили реши Камол омаду шуд гум,
Хоҳӣ, ки шавад ёфта, бояд дигар андохт.

Ҳар киро нақши хату холи ту дар хотир нест,
Гар дам аз мушк занад хотири ӯ, отир нест.
Суратат мазҳари ҳусн аст, вале ин маънӣ
Ҳамчу ҳусни дигарон бар ҳама кас зоҳир нест.
Сокини кӯи ту, к-аз дур рухат бинаду бас,
Боғбонест, ки бар барги гуле қодир нест.
Дил, ки шуд реш, магар ҳаққи намак нашносад,
З-он лаби ҳамчу шакар гар ба назар шокир нест.
Ҳаст дилдор ба мо ҳозиру нозир ҳама ҷо,
Лекин аз тафриқа як ҷо дили мо ҳозир нест.

Зикри ринде, ки дари дайр занад, бод ба хайр,
Гар ба ҳар ҷо, ки фитад ғайри туро зокир нест.
Кард бо васли қадат ҳиммати худ сарф Камол,
Ҳиммате, к-он ба ту масруф бувад, қосир нест.

***

Ҳар кӣ аз дарди ту маҳрум бувад, бемор аст
В-он кӣ доғи ту на бар синаи ӯ, афгор аст.
Дилам аз новаки он ғамза шикоят накунад,
Ки бар ин хаста ҳақи неъмати ӯ бисёр аст.
Гила аз бори ғаму бори ситам нест маро,
Гар бувад бори ҷудоӣ, гилаҳо ин бор аст.
Бар сари кӯи ту камтар равам аз бими рақиб,
Ки саги хона забунгиру гадоозор аст.
Пеши он сурати матбӯъ, ки дорад ҷоне,
Чӣ кунам сурати хуршед, ки бар девор аст?
Сабр аз он лаб натавон кард ба даври рухи ёр,
З-он ки дар мавсими гул тавба зи май душвор аст.
Кори май дораду маъшуқ Камол аз ҳама дур,
Сӯфии мо, чӣ тавон кард, ки дур аз кор аст.

Ҳар кӣ туро ёфт, давлати ду ҷаҳон ёфт,
Давлат аз ин беҳ наёфт мурда, ки ҷон ёфт.
То зи ту пай бурд дил, аз ӯ асаре нест,
Кас хабаре з-ӯ наёфт, к-аз ту нишон ёфт.
Гоҳ ниҳон шуд, гаҳ ошкор талабгор,
К-аз ту нишоне ба ошкору ниҳон ёфт.
Ёфт дар ин раҳ яке гуҳар, дигаре хок,
Ҳиммати ҷӯянда ҳар чӣ буд, ҳамон ёфт.
Ҳам назари ҳиммате, ки ёбӣ, аз он ҷӯ,
З-он, ки касе ҳар чӣ ёфт, ҷумла аз он ёфт.
Ёфт нашуд он ба ҷидду ҷаҳд, чӣ тадбир?
Давлати вақти касе, ки давлати он ёфт.
Лофи аналҳақ бизан, Камол, ки вақт аст,
Ҳар сари мӯи ту чун аз дӯст нишон ёфт!

***

Ҳар ки дар олам кам аз як лаҳза дур аз ёр зист,
Кард нақди зиндагонӣ зоеу бисёр зист.
Ошиқи нолон даме нагрифт бе рӯяш қарор,
Андалеби зор натвонист бе гулзор зист.
Гар шунидӣ бӯи ӯ, аз худ бирафтӣ бехабар,
Зоҳиди худбин, ки умре ғофилу ҳушёр зист.
Бо хаёли ёр ошиқ шаб ба умри худ нахуфт,
Шамъ чандоне, ки будаш зиндагӣ, бедор зист.
Шарбати дардат маризи ишқро бошад ҳалол,
Гар касе дармон биҷусту солҳо бемор зист.

Бо рақибонат ба бӯи васл хушдил мезиям,
Бар умеди гул чу булбул метавон бо хор зист.
Гар барояд сарв, шояд, аз сари хоки Камол,
Солҳо чун бо хаёли он қаду рухсор зист.

Ҳаргиз ба дарди дӯст дили мо зи ҷо нарафт,
Ранҷури ишқи ӯ сӯи дорушшифо нарафт.
Бемори чашму хастаи он ғамза бар забон
Номи шифо набурду ба фикри даво нарафт.
Бар ҷон зи ғамзаҳои ту беш аз ҳазор тир
Омад, сад офарин, ки хаданге хато нарафт!
Дар сайдгоҳи чашми ту аз ҳалқаҳои зулф
Мурғе надидаам, ки ба доми бало нарафт.
Аз соликони роҳи ту кас бе сиришку оҳ
Нанҳод по бар обу ба рӯи ҳаво нарафт.
Онро, ки пой буд, надод ин талаб зи даст
В-он кас, ки чашм дошт, дар ин раҳ ба по нарафт.
З-ин остон набурд паноҳе ба кас Камол,
Дарвеши кӯи ту ба дари подшо нарафт.

***

Ҳаргиз зи ҷони ман ғами савдои ӯ нарафт
В-аз хотири шикаста таманнои ӯ нарафт.
Он дил сиёҳ бод, ки савдои ӯ напухт
В-он сар бурида бод, ки дар пои ӯ нарафт!
Бо ин ҳама ҷафо, ки дил аз дасти ӯ кашид,
Савдои дӯстӣ зи сувайдои ӯ нарафт.
Омад арӯси гул ба чаман бо ҳазор ҳусн
В-аз кӯи дӯст кас ба тамошои ӯ нарафт.
Пайки нафас, ки муждарасони ҳаёт ӯст,
Бе ҳукми ӯ наёмаду бе рои ӯ нарафт.
Мискин Камол дар сари ғавғои ишқ шуд
В-он кист худ, ки дар сари ғавғои ӯ нарафт!?

Ҳазор шукр, ки он чашми пурхуморам кушт,
Вагарна ҳасрати ӯ хост зор-зорам кушт.
Чу воҷиб аст ба ҳар куштани туам шукре,
Ҳазор шукр, ки чашмат ҳазор борам кушт!
Дуои зиндагиам, гӯ, макун кас аз ёрон,
Бас аст зиндагии ман ҳамин, ки ёрам кушт.
Шаби фироқ башорат ба куштанам додӣ,
Чӣ миннат аст зи ту, к-он шаб интизорам кушт.
Гарам ту дил надиҳӣ, чун зиям зи бими рақиб,
Ки ҷуз ба санг ман он морро наёрам кушт.

Зи печутоб чу доме, ки сайдро бикушад,
Даруни ҳар гираҳ он зулфи тобдорам кушт.
Нарафт оби хуше бе лабаш ба ҳалқи Камол,
Магар даме, ки ба шамшери обдорам кушт.

***

Ҳаваси ёр гар озори дили афгор аст,
Нахӯрад ғам дили афгор, ки он бо ёр аст.
Шаби васлат сухан аз сабр нагӯям, ки кам аст,
Қиссаи шавқ чӣ гӯям ба ту, чун бисёр аст?
Накунад ошиқи нолон зи ғами рӯи ту хоб,
Андалеб аз ҳаваси гул ҳама шаб бедор аст.
Аз туам ҳар шарафу қадр, ки мебояд, ҳаст,
Қимате нест маро пеши ту, ин миқдор аст.
Рӯзи васли туам аз баҳри нисори ду қадам
Кош сар низ ду мебуд, чу чашмам чор аст.
Гарчи дидори ту сад бор шавад дида маро,
Дидаро бори дигар орзуи дидор аст.
Сӯфиён маст шуданд аз суханони ту, Камол,
Ки дар анфоси ту бӯи сухани Аттор аст.

Ҳеч ақли хурдабин нақши даҳонат дарнаёфт,
Дар миёни мо касе рамзи миёнат дарнаёфт.
Ҷодуи устод чандоне ки дар худ бозҷуст,
Чашмбандиҳои чашми нотавонат дарнаёфт.
Ринди соҳибзавқ бе майҳои рангинтар зи лаъл
Лаззати лабҳои ширинтар зи ҷонат дарнаёфт.
Дар илоҷи дарди мо заҳмат чӣ мебинад табиб,
Чун мизоҷи ошиқони ҷонфишонат дарнаёфт.
Аз ту рӯи давлате ҳаргиз ба бедорӣ надид
Дидаи бахте, ки хоки остонат дарнаёфт.
Кас ҳарими ҳурмататро ёфт натвонист дар,
То дили дарвеши дур аз хонумонат дарнаёфт.
Ташналаб ҷон дод бар хоки сари кӯят Камол,
Давлати бӯсидани пои сагонат дарнаёфт.

***

Ёди бӯси чун мане ҳайф аст, гуфтӣ, бар забон-т,
Нек гуфтӣ, нек, пеш о, то бибӯсам он даҳон-т.
Зоҳиди камхора мешуд дамбадам бориктар,
Гар дили ӯ гаҳ-гаҳе мерафт дар фикри миён-т.
З-он миёну з-он даҳон пурсад дилам васли туро,
Бе нишон аз бенишонон зудтар ёбад нишон-т.
Чун башир аз лайлат-ул-меъроҷи зулфат баргузашт,
Дар миёни қобу қавсайнам фикандаст абрувон-т.
Сар бар он дар мезанам, бошад дарорӣ сар ба дар,
Ин ҳама тасдеъ аз он овардаам бар остон-т.
Гуфтамаш: Як шаб маҷолам деҳ чу шамъ, он лаб газид,

Гуфт: Агар ту мехӯрӣ ин ангубин, дорад зиён-т.
Бо хаёлаш то саҳар рондӣ Камол, аз шавқ ашк,
Мечакад дурҳои гуногун зи лафзи дурфишон-т.*

Ёр аз ситеза кинаи ёрон ба ҷид гирифт.
Озори реши синафигорон ба ҷид гирифт.
Диданд ошиқонашу оғози гиря кард.
Гуфтам: Даро ба хона, ки борон ба ҷид гирифт.
Дил бо хаёли он ки сиёҳон мубораканд,
Савдои зулфу холи нигорон ба ҷид гирифт.
Афтодаро чу чора набошад зи дастгир,
Бечора зулфи симузорон ба ҷид гирифт.
Карданд хосу ом ҳама нисбаташ ба ҳазл,
Зоҳид, ки таъни бодагусорон ба ҷид гирифт.
Пири муридгир чу лӯлисифат фитод,
Мӯи касон чу оинадорон ба ҷид гирифт.
Бе рӯи ёр чашми тарат гиряро, Камол,
Ин бор ҳам чу абри баҳорон ба ҷид гирифт.

***

Ёр бар хони малоҳат намаки хубон аст,
Шӯри ӯ дар сару сӯзи ғами ӯ дар ҷон аст.
Гар барояд ба фалак моҳи кулаҳдор, ин аст
В-ар хиромад ба чаман сарви чаман ин он аст.
Нест пӯшида, ки чун мардуми чашм аст азиз,
Он ки чун мардуми чашм аз назарам пинҳон аст.
Гуфтам: Аз лаъл закоти мани дарвеш бидеҳ,
Зери лаб гуфт, ки дарвешии дарвешон аст.
Ишқи булбул ба чи андоза, ки бар гул бошад,
Ишқи ман бар гули рухсори ту сад чандон аст.
Аз ту бӯсеву зи ман дар ивази он ҷоне,
Ҳам ба ҷони ту, ки аз он даҳанат арзон аст.
Шод гардон ба висолат дили ғамгини Камол,
Ки зи ҳиҷрони ту ҳам хаставу ҳам вайрон аст.

Ёр наздик омаду аз хеш моро дур сохт,
Партави нури таҷаллӣ сояҳоро нур сохт.
Зарраро гуфтам: Ту хокӣ, ин чӣ ному шӯҳрат аст?
Гуфт: Ишқи офтобам инчунин машҳур сохт.
Зоҳиру пинҳон аз онам, к-аз даҳону чашми хеш
Гаҳ чу наргис масту гаҳ чун ғунчаам мастур сохт.
Ақл гуфто: Хонумонат боз вайрон кард ишқ?
Гуфтам: Эй нодон, чӣ вайрон, ин замон маъмур сохт!
То зи дил ҷӯяд кабоб, аз дидаи гирён шароб,
Чашмро сармаст карду ғамзаро махмур сохт.

Сохт аз лаб шарбате баҳри шифои хастагон,
Турфа шарбат, к-орзуяш тозаро ранҷур сохт.
Шамъи маҷлис буд дур аз рӯи ӯ, гуфтӣ, Камол,
К-аз нахусташ сӯхт аз наздик, охир дур сохт.

***

Дил, ки шуд з-он зулф савдоимизоҷ,
Несташ ғайр аз ту маъҷуне илоҷ.
Заҳри ноб аз дасти ту азби Фурот,
Бе ту оби зиндагӣ милҳи уҷоҷ.
Зулфат аз доман фишонд он хоки по,
Нест, оре, мушкро дар Чин ривоҷ.
Рози ҳуснат чун бипӯшонад дилам,
Кай шавад мисбоҳ пинҳон дар зуҷоҷ!?
Он рух аз хубон барад шатранҷи ҳусн,
Гарчи бошад ҳар якеро рух зи оҷ.
Хоки поят бар сарам тоҷи Кай аст,
Инчунин сар кай бувад мӯҳтоҷи тоҷ?
Дасти султонон намебӯсад Камол,
Нест султонро ба дарвеш эҳтиёҷ.

Гар он ғамза хоҳад зи туркон хироҷ,
Чу зулфат ба гардан биёранд боҷ.
Маёред, гӯ, ноз ин ҷову ҳусн,
Ки зира ба Кирмон надорад ривоҷ.
Муфарраҳ лаби тусту бас, к-ӯ маро
Зи савдои хат хушк гардад мизоҷ.
Мудовои зоҳид чӣ суд, эй ҳаким,
Ки шахсест бас нохушу беилоҷ.
Нашуд меҳри он лаб аз ин дил бурун,
Тарашшӯҳ нафармуд май аз зуҷоҷ.
Чӣ бӯсам шаби васл дасти рақиб,
Надорад ғанӣ бо гадо эҳтиёҷ.
Ба чашми ҳақорат мабин дар Камол,
Ки озода шоҳест бе тахту тоҷ.

***

Эй пеши шаккарин лаби лаълат набот ҳеч,*
Дар маъразӣ даҳони ту оби ҳаёт ҳеч.
Аз нозукӣ миёни ту ҳеч асту кас надид
Нозуктар аз миёни ту аз мумкинот ҳеч.
Бе талъати ҷамоли ту дилро қарор кам,
Бе давлати висоли ту ҷонро сабот ҳеч.
Бо турраҳот қиссаи аҳволи мо сабо
Гуфту шунид, ҳосил аз он турраҳот ҳеч.
Эй бар сарири ҳусну малоҳат ғунуда хуш,
Маълум ҳаст нолаву зории мот ҳеч?
Қувват гирифт оби ду чашмам чунон, ки ҳаст
Бо селҳои чашмаи чашмам Фурот ҳеч.

Ҳар кас, ки чун Камол ба чашми ту шуд азиз,
Бошад ба пеши ҳиммати ӯ коинот ҳеч.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори нахуст дар Тоҷикистон нашр мешавад.

Чу шамъи рӯз барафрӯхт аз насими сабоҳ,
Бирез бодаи гулгун дар обгун иқдоҳ.
Зи соқиёни паричеҳра хоҳ вақти сабӯҳ
Ҳаёти ҷон зи лаби ҷому қути руҳ аз роҳ.*
Муҷаррадони харобот бин, ки аз сари завқ
Ба васли духтари раз тоза кардаанд никоҳ.
Ту бода нӯшу маяндеш аз ҳалолу ҳаром,
Ки ҳаст хуни суроҳӣ бар аҳли ишқ мубоҳ.
Рухи ту ояти «Кашшоф»-и ҳуснро тафсир,
Ғами ту «Махзани асрор»-и ишқро «Мифтоҳ«.
Ҳадиси қомати ту гар муаззинон шунаванд,
Ба умри хеш наёянд баъд аз он ба салоҳ.
Ба бӯи субҳи висолат Камоли дилшударо
Ҳадиси зулфу рухи туст вирди шому сабоҳ.

***

Хатат, ки бар хати Ёқут мениҳам тарҷеҳ,
Навиштаанд бар он лаъли лаб, ки анта малеҳ.
Ба лавҳи орази ту он хати дигар, гӯӣ,
Кашида хомаи қудрат ки ал-баёзу саҳеҳ.
Намебарем шикоят зи холу хатти бутон,
Агарчи ғорати ҷон мекунанду зулми сареҳ.
Ҳазор дард кашем аз ту беҳ, ки нози табиб,
Ки дарди дӯст беҳ аз шарбати ҳазор Масеҳ.
Чӣ гуна васфи ту гӯям, ки ғамзаи ту ба сеҳр
Задаст сад гиреҳ аз зулф бар забони фасеҳ.
Гирифтаанд ба гардан тааллуқе ҳама кас,
Ман он каманди диловезу порсо тасбеҳ.
Камол, кӯш, ки илми назар зиёда кунӣ,
Чаро ки илми ҳасан гуфтаанду ҷаҳли қабеҳ.

* Роҳ (бо ҳо-и ҳуттӣ) - 1. шодмонӣ; 2. Май, шароб.

Зи ман, ки ошиқу риндам, маҷӯй зуҳду салоҳ,
Ки рӯз мастаму шаб ҳам, зиҳӣ сабоҳу равоҳ!
Фақеҳу воизи мо гарчи баҳри илм ниҳанд,
Ҳамон ҳикояти калбаҳр дону калмаллоҳ.
Туро, ки нест салоҳияти назарбозӣ,
Дар он назар бувад, ар хонамат зи аҳли салоҳ.
Ба партави рухи ту офтобро чӣ фурӯғ,
Алалхусус чароғе, ки баркунӣ ба сабоҳ.
Мапӯш рух зи назарҳо, ки дар шариати ишқ
Гирифтаанд тамошои рӯи хуб мубоҳ.
Замони ҳодиса, соқӣ, бирез май дар ҷом,

Чу боди фитна вазад, дар зуҷоҷ беҳ мисбоҳ.
Камол, мӯҳтасиб омад, ба ҷанг хез ту низ,
Ба бода ғусл баровар, ки алвузӯъу салоҳ.

***

Эй сабо, чанд равӣ бар дари ҷонон густох,
Дар шаби тор бар он зулфи парешон густох.
Бошад инҳо ҳаракоти хунуку бодсарӣ,
Ки дар он равза кунӣ гашти шабистон густох.
Зулф каҷ дор, ки бо рӯи ту паҳлу назанад,
Ҳиндувонро натавон кард ба туркон густох.
Гар барам номи лабат гирякунон, хурда магир,
Ки худам сохтаӣ бар лаби хандон густох.
Порсоён адаби ринд надоранд нигоҳ,
Дидаам бештари мардуми нодон густох.
Лавҳи рухсори ту пешаш ҳама вақт, ин аҷаб аст,
Ки баромад хати мушкини ту з-ин сон густох.
Боғи рухсори бутон баҳри тамошост, Камол,
Набарӣ даст бар он себи занахдон густох.

Он ҷо, ки васфи гесуи он дилрабо кунанд,*
Аз мушк агар кунанд ҳадисе, хато кунанд.
Гар коми ӯст рехтани хуни ошиқон,
Он беҳ, ки комаш аз дили шайдо раво кунанд.
Беҳуда ранҷ мебарад аз дасти мо табиб,
Ин дарди ишқ нест, ки онро даво кунанд.
Моро назар ба рӯи ту, бар хатту хол нест,
Соҳибдилон назораи сунъи Худо кунанд.
Бар гуфтаи Камол фишонанд зар чу об
«Онон, ки хокро ба назар кимиё кунанд».**

***

Он ҷигаргӯша зи хуни дили мо бас накунад,
Маст шуд чашмаш аз ин бода, чаро бас накунад?
Ғамзае гар бизанад зулф бубандад ба ду даст,
Ҳаргиз ин аз ситаму он зи ҷафо бас накунад.
Нашикебад дили пурхуни ман аз сӯҳбати ёр,
Ғунча аз ҳамдамии боди сабо бас накунад.
Гарчи бас новак аз он ғамза моро бар ҷон аст,
Ин қадар захм зи ту ҷони моро бас накунад.
Дил дар абрӯи ту холӣ зи дуогӯӣ нест,
Ҳар ки меҳробнишин шуд, зи дуо бас накунад.
Ба ғуломии дили ман чу гувоҳ орӣ хол,
Хат бурун оварад аз рух, ба гуво бас накунад.
Аз сари кӯи ту ҳаргиз нашавад дур Камол,
То дари марг зи дарюза гадо бас накунад.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори

нахустин ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ манзур мегардад.

** Мисраъ моли Ҳофиз ва ин ғазал тазмин аз ғазали ӯст, зеро Камол дар ин ғазал чанд ишораи латиф ба ӯ дорад.

---

Он чӣ ту дорӣ ба ҳусн, моҳ надорад,
Ҷоҳу ҷалоли ту подшоҳ надорад.
Ҷониби дилҳо нигоҳ дор, ки султон
Мулк нагирад, агар сипоҳ надорад.
Ошиқи худ гар кушӣ ба ҷурми муҳаббат,
Бештар аз ман кас ин гуноҳ надорад.
Сӯфии мо завқи рақс дораду хилват,
Оҳ, ки сӯзи даруну оҳ надорад.
Солики бедардро зи қатъи манозил
Тарки сафар беҳ чу зоди роҳ надорад.
Риққати қалб ошкор кард муҳибро,
Ҷоми тунук рози дил нигоҳ надорад.
Заҳмати сар чун барад Камол аз ин дар,
З-он ки ҷуз ин остон паноҳ надорад.

***

Он париваш, ки хаташ гӯшаи маҳ мефарсуд,
Дар ман оташ заду овард ба рӯйи ин ҳама дуд.
Ҳар чӣ кам кард маҳ аз мояи равшанрӯйӣ,
Рост кард он рухи зебову бар он низ фузуд.
То ғами ӯ бизад ангушти талаб бар дили ман,
Дили ғамдида ба рӯям дари давлат бикушуд.
Бе ту вақте ба шабам дида шудӣ моили хоб,
Гӯӣ, он аҳд, ки шуд дида, маро хобе буд.
Сухани ботили ҳосид машунав дар ҳақи ман,
Ки ҳадис аз даҳани ҳеч кас он худ нашунуд.
То Камол аз даҳани ӯ дили худ боз ситад,
Гӯиё, бори дигар аз адам омад ба вуҷуд.

Онро, ки бар забон сифати рӯи ӯ равад,
Дар ҳар сухан зи худ равад, аммо накӯ равад.
То уд ҷон насӯхт, ба чашмам ватан насохт,
Оре, парӣ ба хонаи мардум ба бӯ равад.
Ҳар гаҳ хаёли орази ӯ бигзарад ба чашм,
Он лаҳза оби давлати ошиқ ба ҷӯ равад.
Умри бабодрафта ҳамон беҳ, ки бе лабаш
Ҳамчун ҳубоб бар сари ҷому сабӯ равад.
Маншин чу хол бар лаби ширинаш, эй магас,
Тарсам, зи лутф пои ту он ҷо фурӯ равад.
Кӯҳлулҷавоҳир аз назар афтад маро чу ашк,

Дар чашми дурфишон агар он хоки кӯ равад.
Сели сиришк бурд ба кӯят Камолро,
Ҳар ҷо равад гадои ту, бо обрӯ равад.

***

Он сарвқад нигар, ки чӣ озод меравад
В-он ғамгусор бин, ки чӣ дилшод меравад.
Маҳрӯи сарвқомати гулбӯи лоларух
Бо қадди хушхиром чу шамшод меравад.
Бар боми ҳафт қалъаи гардун зи бедилон
Ҳар шаб фиғону нолаву фарёд меравад.
Ашк аз Димишқи дида зи савдои Мисри дил
Монанди сели Даҷлаи Бағдод меравад.
Бунёди ҷон, ки дошт бино бар замини дил,
Аз селбори дида зи бунёд меравад.
Бар ҷони бедилони ситамкаш зи дилбарон
Дар шаҳри мо, нигар, ки чӣ бедод меравад.
Умри азиз гар накунӣ сарф бо бутон,
Чун хоки роҳ дон ту, ки бар бод меравад.
Хусрав мудом бар лаби Ширин ниҳода лаб,
Хуни ҷигар зи дидаи Фарҳод меравад.
Бо он парӣ паёми Камол, эй насими субҳ,
Эълом додамат, магар аз ёд меравад?!

Он сарви ноз рафт ба гулшан, назар кунед!
Дар боғ гул баромаду савсан, назар кунед!
Гулро зи шавқи накҳати он пераҳан чу ман
Сад доғи хун ба гӯшаи доман, назар кунед!
Оташкадаст ҷони ман аз сӯзи сина, оҳ,
Дуде, ки баргузашт зи равзан, назар кунед!
Бо чашми тезбин назаре бар даҳони ӯ
Гар мумкин аст, як сари сӯзан назар кунед!
Ӯ дидаест равшан, агар бурқаъ афканад,
Эй ошиқон, ба дидаи равшан назар кунед!
Гар бар шумо ҳақиқати ҷон аст мултамас,
Аз пираҳан латофати он тан назар кунед!
Онҳо, ки мекунанд лабаш орзу, Камол,
Гӯ, дар малоҳати сухани ман назар кунед!

***

Он шӯх ба мо ҷуз сари бедод надорад,
Бо ваъда дили ғамзадае шод надорад.
Кард аз мани дилшефта он аҳдшикан боз
З-он гуна фаромӯш, ки кас ёд надорад.
Булбул чӣ фиристад сӯи гул тӯҳфа, ки дар даст,
Бечора, ба ҷуз нолаву фарёд надорад.
Бар аҳди ту такя натавон карду вафо низ,
К-ин ҳар ду биноест, ки бунёд надорад.
Ҳар дил, ки напӯшад назар аз фитнаи он чашм,
Мурғест, ки андешаи сайёд надорад.
Ту ҷанг маёмӯз ба он ғамза, ки он шӯх
Дар фитнагарӣ хоҷати устод надорад.

Бар ҷони Камол ар накунӣ раҳм, аҷаб нест,
Ширин зи таҷаммул сари Фарҳод надорад.

Он шаҳсавори хубон, ё Раб, чӣ ном дорад?
Дар ҳусну дилрабоӣ лутфи тамом дорад.
Ушшоқро ҳалол аст андӯҳи дӯст хӯрдан,
Хунаш ҳалол бодо он, к-ӯ ҳаром дорад!
Дил хоҳадам, ки гирад сими бараш дар оғӯш,
Бечора дар сари худ савдои хом дорад.
Оҳуи шергираш бар тарфи лолазораш
Аз баҳри сайди дилҳо аз мушк дом дорад.
Маҳ чун тамом гардад, пайваста дар Камол аст,
З-он рӯй дар дили ӯ меҳраш мақом дорад.

***

Он кӣ ҳаргиз сӯи ман чашми ризоӣ накушод,
Ё Раб, аз чашми бади халқ газандаш марасод!
Марҳабое тамаам буд аз ӯ дар ҳама умр,
Саъй бисёр намудем, вале даст надод.
Солҳо рафт, ки холӣ наям аз ёди касе,
Ки наёяд ҳама умраш зи мани дилшуда ёд.
Ояд он рӯз, ки хоҳад лаби Ширин, эй дил,
Узри он доғ, ки бар синаи Фарҳод ниҳод.
Ман зи дасти ғами ӯ гарчи фитодам аз пой,
Ҳеч коре ба ҷаҳон хуштар аз инам нафитод.
Дил ҳалоки тани худ хост, ғамаш омаду гуфт:
Махӯр ин ғам, ки манат зуд расонам ба мурод.
Дӯш мегуфт фироқи рухи ҷонон ба Камол,
Ки ҳанӯзат рамақе ҳаст зи ҷон, шармат бод!

Он маҳ зи бутон гӯи латофат ба зақан бурд,
Лабҳош дили пистаи хандон ба даҳан бурд.
Он рӯз, ки шатранҷи ҷафогустарӣ омӯхт,
Дар аввали бозӣ рухи хубаш дили ман бурд.
Мекард ҳикоят дур(р) аз он лутфи баногӯш,
Ҳар ҷо санаме гӯш сӯи дурри Адан бурд.
Дар ҳасрати қадди ту зи бас гиря маро об
Бардошт чу хошок, сӯи сарви чаман бурд.
Дил буд баҷономада дар тан зи ғарибӣ,
Дар зулфи ту бозаш кашиши ҳубби ватан бурд.
Бистонд рақибам сари зулфат зи кафу рафт,
Нав шуд масали кӯҳна, ки хар рафту расан бурд.

Он дил, ки набурданд, Камол, аз ту ба сад сол,
Афсӯс, ки он ғамза ба як чашм задан бурд.

***

Онҳо, ки лаби чун шакаристони ту ёбанд,
Он нуқл ҳамон дархури дандони ту ёбанд.
Аз чашмаи ҳайвон натавон ёфт ҳама умр
Он лутф, ки дар чоҳи занахдони ту ёбанд.
Он ҷо, ки ба хат сабз кунӣ хони малоҳат,
Товуси малоик магаси хони ту ёбанд.
Ҷаннатталабон ҳар чӣ биҷӯянд зи Тӯбо,
Дар қомати чун сарви хиромони ту ёбанд.
З-ин гуна, ки ман ёфтам он лаъли равонбахш,
Гар ҷӯи биҳишт аст, ки ҷӯёни ту ёбанд.
Зери қадамат хокшуда ҷони азиз аст
Ҳар гард, ки бар гӯшаи домони ту ёбанд.
Аз хоки шаҳидон гули раҳмат шукуфонад
Ҳар ғунча, ки дар сина зи пайкони ту ёбанд.
Гар Хизр бақо чун хатат аз оби бақо ёфт,
Ушшоқ ҳаёт аз лаби хандони ту ёбанд.
Бурдӣ дили ушшоқ, Камол, аз сухани хуб,
Хубон амали фитна зи девони ту ёбанд.

Он ёр, ки пайваста ба мо дилнигарон буд,
Машғул ба мо буду малӯл аз дигарон буд.
Аз мо бирамиду дигаронаш бирабуданд,
Оре, магараш маслиҳати вақт дар он буд.
Он ёр куҷо рафт, ки дар сояи ҳуснаш
Аҳволи мани хаста ба хубӣ гузарон буд?
Дӣ бар сари он буд, ки бозам бинавозад
В-имрӯз бар он нест, ки дӣ бар сари он буд.
Дӯшаш бигирифтам, ки барорам ба канораш,
Дидам, ки сараш бо мани дилхаста гарон буд.
Ошуфтагии зулфашу бемории чашмаш,
Гӯӣ, ки зи дуди дили соҳибназарон буд.
Мерафт Камол аз паи ӯ дода дил аз даст
В-ин дидаи ғамдида ба ҳасрат нигарон буд.

***

Оҳанин ҷони маро, к-аз ғусса тобе медиҳад,
Оҳан аз оташ чу берун кард , обе медиҳад.
Ҳамчунин ҷонҳои ташна чун зи оташ мераҳанд,
Ҳар якеро ҳур аз Кавсар шаробе медиҳад.
Он ки доғаш мениҳам бар синаи худ низ ҳайф,
Раҳмате бошад, гарам бими азобе медиҳад.
Гарчи мебандад дари дорушшифо бар ман табиб,
Ҳалқае чун мезанам бар дар, ҷавобе медиҳад.
Даст агар надҳад, ки гирад кас инони он савор,
Бӯсае афтону хезон бар рикобе медиҳад.
Шаб, ки гиряд чашми мо, фардо тамаъ дорад висол,
Ҳар ки обе медиҳад, бахри савобе медиҳад.

Дигар аз шодӣ наояд хоб дар чашмам, Камол,
Гар шабе бахташ бар он дар ҷои хобе медиҳад.

Аз бод сари зулфат як рӯз парешон шуд,
Ҷону сари мискинон дар пои ту резон шуд.
Ҳоли дили худ гуфтам бо чорагари дарде,
Бечора ба дарди дил оҳе заду гирён шуд.
Чашми кӣ расид оё боз ин дили хуррамро,
К-аз новаки мижгоне озурдаи пайкон шуд?
Дил хост шудан сӯе, ҷон низ равон бо ӯ,
То ту зи назар рафтӣ, ҳам ин шуду ҳам он шуд.
Бошад ҳамагӣ товон бар чашми мани гирён
Ҳар хона, ки аз борон дар кӯи ту вайрон шуд.
Он маҳ, ки шабе дидӣ дар ҳусн тамом ӯро,
Аз шарми ҷамоли ту моҳест, ки пинҳон шуд.
Мегуфт Камол: Аз май дорам ҳаваси тавба.
Чун дид рухи соқӣ, аз гуфта пушаймон шуд.

***

Аз парда ҳар ки рӯят як рӯз дида бошад,
Кас дар назар наёрад, гар нури дида бошад.
Суратнигор донад, к-аз моҳ чарбад он рух,
Бо сурати ту маҳро гар баркашида бошад.
Аз ҳолати Зулайхо он бӯ барад, ки чун гул
Пероҳани сабурӣ сад ҷо дарида бошад.
Дуздида ҳусни Юсуф диданду каф буриданд,
З-ин шева дасти дуздон доим бурида бошад.
Дорад маҳи нав инак, хунҳо ба гирди нохун,
Ангушти ҳасрат аз ту шояд газида бошад.
Аз қатраҳои ашк аст аз чашми андалебон
Ҳар шабнаме, ки бар гул як-як чакида бошад.
Оҳи Камол, донам, шабҳо шунида бошӣ,
Кайвон шунида сад раҳ, маҳ ҳам шунида бошад.

Аз ту чашмам чу хатат кай тарафи маҳ бошад,
Бо хаёли ту киро дар дили ман раҳ бошад?!
Пеши рухсори ту афзунтар аз ин оҳ кашам,
Бештар нолаи мурғон ба саҳаргаҳ бошад.
Турра аз ноз мадеҳ тоб, ки он зулфи дароз
Шаби умр аст, нахоҳем, ки кутаҳ бошад.
Кас надонист, ки он нуқли даҳон рӯзии кист,
Ризқ дар пардаи ғайб аст, кӣ огаҳ бошад?!
Қадду рафтор гар ин аст, зиҳӣ бар роҳе,
Ки ба ҷуз сояи ту кас ба ту ҳамраҳ бошад.
Устухонам зи паи воқиа шатранҷ кунед,

То ниҳам рух ба бисоте, ки чунин шаҳ бошад.
Гар бубинӣ даҳани тангу қади ёр, Камол,
Бўса даҳ хоҳу бигў сифру алиф даҳ бошад.

***

Аз сар ҳавои васли ту берун намеравад,
Савдои Лайлӣ аз дили Маҷнун намеравад.
Чашмам назар ба ғайри ҷамолат намекунад,
Ёдат худ аз табиати мавзун намеравад.
То дурам аз канори ту, як лаҳза нагзарад,
К-андар миёни дидаву дил хун намеравад.
Он сурате, ки бо ту маро даст дода буд,
Аз қуввати мусаввара берун намеравад.
Кардам басе илоҷи дилу беҳ намешавад,
Оре, магар илоҷ ба қонун намеравад.
Гуфтӣ: Намеравад ба дилат орзуи ман.
Эй орзуи дидаву дил, чун намеравад?!
Дил хуш кун, эй Камолу шикоят макун зи дўст,
Гар бар муроди рои ту гардун намеравад.

Аз кўи дўст дўш насиме ба ман расид,
К-аз лутфи ў рамида равонам ба тан расид.
Ҷонам фидои бод, ки аз як насими ў
Сад рўҳ роҳатам ба дили мумтаҳан расид.
Яъқуб равшанӣ зи қудуми Азиз ёфт,
Ё худ зи Миср роиҳаи пираҳан расид.
Ҷонҳо дам аз равоеҳи раҳмон ҳамезананд,
Оре, магар паёми Увайс аз Қаран расид?
Гўӣ чӣ кардаам зи накўӣ, ки дар иваз,
К-он- ч аз Худой хоста будам, ҳамон расид.
Ранҷе, ки бе Суҳайл кашидем дар Яман,
Саҳл аст, чун Суҳайли дигар бо Яман расид.
Хуршеди заррапавару Ҷамшеди меҳрвар,
Моҳи ситоралашкару шоҳи Хутан расид.
Дам даркашида буд Камол аз сухан, кунун
Дурҷи сухан кушода, ки вақти сухан расид.

***

Аз лабаш ҳар гаҳ, ки хоҳам бўса, дашномам диҳад,
Гар на тифл асту хурад бозӣ, чаро комам диҳад?
Соҳирӣ бингар, ки чун нуқле бихоҳам з-он даҳон,
Писта бинмояд зи лаб в-аз ғамза бодомам диҳад.
Гўядам: Як рўз симин соидам бинӣ ба даст.
З-интизорам сўхт, то кай ваъдаи хомам диҳад?!
Мастие хоҳам, ки ҳушёрӣ набошад ҳаргизаш,
Соқиё, гў, то ба ёди рўи ў ҷомам диҳад.
Қосиди онам, ки ҷон афшонамаш аз ҳар тараф,
Қосиде гар з-он тараф ояд, ки пайғомам диҳад.

Дар баҳои хоки пояш нестам дурре, дареғ,
Ку Фаридун, то дусад ганҷи гуҳар вомам диҳад?
Халқ гўянд: Аз сухан машҳури олам шуд Камол.
Маънии хос асту бас, к-ў шўҳрати омам диҳад.

Аз лаби ў сухане чун ба забон меояд,
Гўиё, оби ҳаёте ба даҳон меояд.
Хоҳад омад зи манат тири бало бар ҷон, гуфт.
Дар дили хаста маро низ чунон меояд.
Бар дари ў на манам омада ҷон бар кафи даст,
Ҳар ки дур аст аз он рўй, ба ҷон меояд.
Чун наёяд ба чаман наъразанон булбули маст,
Аз гул афтод ҷудо, з-он ба фиғон меояд.
Қиссаи бори ҷудоист дар ин нома, равост,
Бар кабўтар агар ин бор гарон меояд.
З-оташи шавқ ҳама сўхтагиҳои дил аст,
Ҳар чӣ дар нома қаламро ба забон меояд.
Дар қалам худ сухане нест, дар ин ғусса, Камол,
Оташе ҳаст, ки дуд аз сари он меояд.

***

Аз ман, эй аҳли назар, илми назар омўзед,
Нозук аст он рух, аз ў чашму назар бардўзед.
Пеши он рўй мадоред раво зулмати шамъ,
Хона пурнури таҷаллӣ, чӣ чароғ афрўзед?!
Сўхтед аз аташ, эй аҳли вараъ, бе маи ишқ,
Ки чу хушкед, бисўзед, ки хуш месўзед.
Ба ҳаво ҷангкунон дар сафи ушшоқ, равост,
Ки дар он саф ҳама лашкаршикану пирўзед.
Гар бидўзед дили пора фақире ба карам,
Беҳ, ки сад новаки дилдўз ба кин андўзед.
Дар таби меҳнати ў сабр кунед, эй дилу ҷон,
Ки аз ин ориза имрўз беҳ аз ҳаррўзед.
Аз шифохонаи дард аст суханҳои Камол,
Дард доред, аз ин ҷо сухане омўзед.

Афтод дил аз пову нагуфтам, зи ки афтод,
Фарёд зи шўхе, ки малўл аст зи фарёд.
Ҳар хона, ки дар кўи тараб сохта будем,
Селоби ғаме омаду барканд зи бунёд.
Гўяд ба рақибон, ки фаромўш кунедаш,
Бингар, ба чӣ фан мекунад аз ошиқи худ ёд.
Маҷнун чӣ кунад, к-ин кашиш аз ҷониби Лайлист,
Гар майл намедид, дил аз даст намедод.
Манъам макунед аз лаби Ширин, ки дар охир
Гаштанд пушаймон ҳама аз куштани Фарҳод.
Фарҳод ба ҷуз санг намесуфту ман имрўз

Дур суфтаам аз ишқ, бубин санъати устод.
Бифрист ба Хоразм Камол ин ҳама дурҳо,
К-аз шавқ биғалтанд ба овози гуҳарзод.

***

Агар ту фахр надорӣ ба далқи гардолуд,
Аёзи хос набошӣ ба ҳазрати Маҳмуд.
Ҳар он ки ҳалқаи султони ишқ дарбӯсад,
Ба ҳалқаҳои биҳиштӣ куҷо шавад хушнуд?!
Зи ранги хирқаву з-ин руқъа бӯи дурде нест,
Чу дарди ишқ надорӣ либоси фақр чӣ суд?!
Зи тайласони сияҳ кас бисоти қурб наёфт,
Ҷуз ин ки тирагие дар гилеми бахт афзуд.
Зи неку бад натавон раст то хирад боқист,
Ки ҷома аз кафи ҳушёр мушкил аст рабуд.
Чу марди роҳ шудӣ, бигзар аз сару дастор,
Ки шоҳи ишқ ба мардони худ чунин фармуд.
Зи ҳар чӣ арз кунанд аз мақоми дунйиву дин,
Камол хоҳ, ки он аст ғояти мақсуд.

Агар вазифаи дардат замон-замон нарасад,
Ҳаловате ба дилу лаззате ба ҷон нарасад.
Ту ҳар тараф, ки кашӣ теғ, ман ба рашк он ҷо
Сипар шавам, ки ба ҳар сина завқи он нарасад.
Макуш маро, ки зи бас лоғарӣ, ҳаметарсам,
Ки рӯи теғи ту ногаҳ ба устухон нарасад.
Куҷо ба мо расад он зулф, к-аз занахдонат,
Фитодаем ба ҷоҳе, ки ресмон нарасад.
Чунин ки нисбати рӯи ту мекунанд ба моҳ,
Чӣ гуна аз ту сари ӯ бар осмон нарасад?
Маро сарест, ки бар хоки пош хоҳам суд,
Зи муфлисони худ ӯро ҷуз ин зиён нарасад.
Камол, то нашавӣ ҳеч, магзар аз дари ӯ,
Ки заҳмати ту бад-он хоки остон нарасад.

***

Имшаб он маҳ ба висоқи кӣ фурӯ меояд?
Гар ба меҳмони ман ояд, чӣ накӯ меояд!
Биниҳам уди дили сӯхта бар оташи шавқ,
Гар бидонам, ки паривор ба бӯ меояд.
Дида аз дасти назар хуни ту резад, гӯянд.
Зоҳиран ҳар чӣ бигӯянд, аз ӯ меояд.
Ҳалқа-ҳалқа дили аҳбоб ба ҳам барзадааст,
Магар ин аст, ки он силсиламӯ меояд?
Он ки дар савмаа мерафт ба ибриқи вузу,
Аз дари майкада инак ба сабӯ меояд.
Зери лаб ҳар чӣ сурохӣ ба қадаҳ мегӯяд,
Дар дили нозуки ӯ ҷумла фурӯ меояд.

То чиҳо дар сари он ғамзаи маст аст, Камол,
Ки сӯи ғамзадагон арабадаҷӯ меояд.

Аҳли дил зулфи дарозат риштаи ҷон гуфтаанд,
З-ин ҳадисам бӯи ҷон омад, ки эшон гуфтаанд.
То даҳонат ҳаст пайдо, к-аз назарҳо шуд ниҳон,
Хурдабинон васфи он пайдову пинҳон гуфтаанд.
З-он даҳони чун шакар ҳар гаҳ ҳадис омад ба лаб,
Аз латофат он сухан ширину хандон гуфтаанд.
Қомате ҳамчун алиф дориву абрӯе чу нун,
Дар ту ҳар оне, ки гуфтанд, аз паи он гуфтаанд.
Васфи он зулфу даҳон савдоиёни тангдил
Нек номафҳуму беш аз ҳад парешон гуфтаанд.
Дар чаман бархостаст аз сарв фарёду фиғон,
То аз он боло ҳадисе андалебон гуфтаанд.
Гуфтаҳои туст аз шавқи ҷамоли ӯ, Камол,
Ҳар чӣ мурғони хушилҳон дар гулистон гуфтаанд.

***

Эй оташи савдои туам сӯхта чун уд,
Касро набарояд зи таманнои ту мақсуд.
Хубони ҷаҳон ҷумла гадоянду ту султон,
Шоҳони замон ҷумла Аёзанду ту Маҳмуд.
Гуфтам, ки ба коме расам аз васли ту, лекин
Бисёр таманност, ки дар хок бифарсуд.
Ногоҳ мабод, эй маҳи хубон, ки барорад
Шамъи рухат аз ҷони мани сӯхтадил дуд.
Чун давлати дидори ту мақсуди Камол аст,
Нуқсон накунад, гар шавад аз васли ту хушнуд.

Эй хуш он дам, к-аз ту бӯе бо дилафгорон расад,
Накҳати васли Масеҳо сӯи беморон расад.
Аз зиёфатхонаи дарди ту дил навмед нест,
Ҳам насиме з-он сари хон бо ҷигархорон расад.
Кори давлат бошад он, не саъйи мо, гар гоҳ-гоҳ
Чун ту маҳбубе ба сарвақти талабгорон расад.
Пеши рӯят дидаро аз гиря медорам нигоҳ,
Заҳмате бар гул намехоҳам, ки аз борон расад.
Рӯи гул нодида булбул, ёфт наргис сад висол,
Хуфта нобино бувад, давлат ба бедорон расад.
Мову ҷаври душманон бурдан, ки дорад лаззате

Ҳар чи баҳри дӯст бар ҷон аз дилозорон расад.
Дил ба озори саги кӯят наранҷонад Камол,
Ёр миннатдор бошад, ҳар чи аз ёрон расад.

***

Эй гули нав, зи туам бӯи касе меояд.
Дар дилам тоза ғами рӯи касе меояд.
Бар ту, эй сарви лаби ҷӯй, чу меафтад чашм,
Ёдам аз қомати дилҷӯи касе меояд.
Вақти тоат чу назар мефиканам бар меҳроб,
Пеши чашмам хами абрӯи касе меояд.
Бубар, эй нофаи Чин, дарди сари худ, ки маро
Накҳати ғолия аз бӯи касе меояд.
Мебарад бод дили мову Худо ёраш бод,
Агар аз хоки сари кӯи касе меояд.
Гӯ, биё, тири бало, бар дилу бар садр нишин,
Агар аз ғамзаи ҷодуӣ касе меояд.
Пои дил рафт ба занҷир, магар пеши Камол
Хабар аз ҳалқаи гесӯи касе меояд?

Эй маро дар ҳаҷри рӯят чашми тар чун сар сапед,
Шуд зи шустушӯи ашкам ҷомаҳо дар бар сапед.
Аз ғами нодиданат в-аз дидани рӯи рақиб
Як-ду дам чашмам сиёҳ асту даме дигар сапед.
Дида мегардад сапед аз интизори рӯи хуб,
З-интизори субҳ инак дидаи ахтар сапед.
Гӯиё, рӯи рақибат номаи аъмоли ӯст,
К-он ба сад шустан нагардад то дами маҳшар сапед.
Пеши рӯят ҳиндувонанд он ҳама холи сиёҳ,
Ҳиндувон, бингар, баногӯшу узору бар сапед.
Ҳиндувони зулфу холатро дуое мекунам,
Бод ҳар ду рӯсияҳро рӯ чу мушки тар сапед.
Гӯ, сияҳ боду сапед он растаи дандону хол,
Мушк некутар сиёҳу дурри нав хуштар сапед.
Рӯи чун динори ту аз ашк сурх авло, Камол,
З-он ки бошад камбаҳо, ҳаргаҳ ки бошад зар сапед.

***

Бод гулбез шуду бар сари гул жола чакид,
Об дар ҷӯву зи пиромуни ҷӯ сабза дамид.
Гул зи рух пардаву наргис ба чаман чашм кушод,
Сарви шамшод қаду мурғи чаман нола кашид.
Хуррам он дил, ки баҳорон паи тартиби димоғ
Бонги мурғи чамону бӯи гули тоза шунид.
Бод сӯи чаман омад, ки диҳад мужда, ки боз
Гул ба бустону ба гул меваи мақсуд расид.
Ҳар ки дид он қаду ораз, зи чаман оҳзанон
Аввал аз ҷону сар, он гаҳ зи гулу сарв бурид.

Бо ту гул дафтари худ хост, ки гирад ба ҳисоб,
Боғбон он варақу бод ба гул дарпечид.
Умр чун даври гул аз боди ҳаво рафту Камол
Доман аз ёру ба доман гули мақсуд начид.

Боде, ки нест аз сари кӯи ту, нест бод
В-ар ҳасту нест ҳамраҳи бӯи ту, нест бод!
То ҳаст дар сабо асари ҳастиеву нест
Ошуфтаи салосили мӯи ту, нест бод!
Ҳар кас, ки ёфт бӯи ту, он гаҳ зи шавқи он
Чун бод нест дар такупӯи ту, нест бод!
Гӯ, шав хароб хонаи чашмам зи сели ашк,
Чашме, ки дур монд зи рӯи ту, нест бод!
Рафтам ба боғ бе туву гуфтам ба боғбон:
Ҳар гул, ки ҳаст бар лаби ҷӯи ту, нест бод!
Ту дер зӣ ба майкада, эй ринди боданӯш,
Зоҳид, ки санг зад ба сабӯи ту, нест бод!
Гар гӯиям, Камол, зи ман ҳоҷате бихоҳ,
Гӯям: Рақиб аз сари кӯи ту нест бод!

***

Боз ин дили ғамдида ба доми ту дарафтод,
Бас мурғи ҳумоюн, ки ба тири назар афтод.
Ин турфа, ки рози ту ба худ низ нагуфтем,
То шуд хабарам, дар ҳама шаҳр ин хабар афтод.
Лутфе куну тири дигарам сӯи дил андоз,
К-он тири нахустин, ки задӣ, бар ҷигар афтод.
Пурсидани ёрони кӯҳан расми қадим аст,
Чун аст, ки дар аҳди ту ин расм барафтод?!
Маъзур бувад ёрам, агар дер напурсид,
К-аз кӯи вафо хонаи ӯ дуртар афтод.
Шояд, ки бирӯяд ҳама раҳ сарви хиромон
З-он соя, ки аз қадди ту бар раҳгузар афтод.
Гуфтем ҷавобе на кам аз гуфтаи Саъдӣ,
Бал-к ин ду ғазал хубтар аз якдигар афтод.
Ин лоф на дархурди Камол аст, валекин
«Бо Рустами Дастон бизанад, ҳар кӣ дарафтод».*

* Мисраъ аз Саъдист.

Боз тири ғамзаи ӯ бар дили мо кай расад?
Ин назар то бар кӣ афтод, ин ато то кай расад?
Доруи ҷонҳо ниҳод он абрӯвон бар тоқҳо,
Дасти кӯтоҳи мани маҳрум он ҷо кай расад?
Кардаанд он лаб тамаъ шоҳон, на танҳо чокарон,
Чун гадо бисёр шуд, моро зи ҳалво кай расад?
Зарраро садпора бояд кард вақти пойбус,
Варна бо мо зарра-зарра хоки он по кай расад?
Кай расад, гуфтам, ба болои ту чашм аз зери пой?
Гуфт он обест, аз пастӣ ба боло кай расад?
Аз лабаш дашном меҳоҳӣ, талаб дар ҳар дуо,

Бо гадо марсуми султон бе тақозо кай расад?
Он зақан бе сӯзи сина кай ба даст ояд, Камол?
Себ ширин аст, бе осеби гармо кай расад?

***

Боз ид омаду лабҳо зи тараб хандон шуд,
Шодии ид ба дидори ту садчандон шуд.
Моҳ дар ид напӯшад руху бошад пайдо,
Парда баргир, ки дигар натавон пинҳон шуд.
Абрӯят дод ба мардум зи маҳи ид нишон,
Ҳамаро чашм ба наззораи ӯ ҳайрон шуд.
Ҳар кӣ дидат чу маҳи ид шаб аз гӯшаи бом,
Маст чун чашми ту дар хонаи худ ғалтон шуд.
Писта ҳар ид гарон будию бодом бақадр,
Аз лабу чашми ту ин ид ҳама арзон шуд.
Одат ин аст, ки дар ид нахустин бикушанд,
Ғамзаро аз чӣ ба нокуштани мо фармон шуд?
Сабр то иди дигар чун натавонист Камол,
Кард иди дигару бар дари ӯ қурбон шуд.

Боз гул доман ба дасти ошиқони худ ниҳод,
Ғунча лаб бикшуду булбулро ба боғ овоз дод.
Абр дурҳои Адан пеши гулу савсан кашид,
Бод дарҳои чаман бар рӯи гулбӯён кушод.
Сарви мо баркард ногаҳ сар зи саҳни бӯстон,
Пеши ӯ ҳар ҷо дарахте буд, бар по истод.
Гул ҳикоят карду сарв аз нозукиву лутфи ёр,
Об гирён омаду дар пои ину он фитод.
Дар биҳишту боғ хуш бошад майи чун Салсабил,
Хоса аз дасти бутони гулрухи ҳуринажод.
Ҳар баҳореро, ки ҳаст, эй дил, хазоне дар пай аст,
Хуш баро рӯзе ду чун гул бо рухи хандону шод.
Бар варақ дорад гули рангин бихон ин хат, Камол,
Шод зӣ, чун умр бод аст, эй бародар, умрбод!

***

Бо суруду оҳу нола меравад ашкам чу рӯд,
Пеши мастони муҳаббат ин бувад рӯду суруд.
Ошиқонро дар маҷолис нола созад сарбаланд,
Мутрибонро дар маҳофил обрӯ бошад зи рӯд.
Бо сиришкам Даҷлаву Ҷайҳун ду ёри ошност,
Аз ду рӯди дидаи мо бод бар ёрон дуруд!
То чаро теғи туро хӯду зиреҳ гардад сипар,
Ҷангҳо шуд гоҳ моро бо зиреҳ, гоҳе ба хӯд.
Шавқи болои ту хун аз чашми мо бар хок рехт,
Ҳар куҷо селе, ки омад, омад аз боло фуруд.
Гуфтам:  Аз себи самарқандӣ беҳу нори Хуҷанд
Бо занахдону лаби чун қанд. Гуфто: Беҳ набуд.

Гар нагирӣ чусту чобук себи симинаш, Камол,
Пеши аҳли ишқ бошӣ коҳили пои мурӯд.

Бо орази ту зулф дам аз нақши Чин занад,
Бар об ҳадди кист, ки нақше чунин занад?!
Бояд чу соиди ту зи симаш пур остин,
Ҳар кас ки даст дар ту чу он остин занад.
Ризвон зи шавқи он ки чу Тӯбо кунӣ хиром,
Ҷорӯби роҳат аз мижаи ҳури ин занад.
Ҷону дилам фитод, бигӯ ғамзаро, ки боз
Теғе бар он гумораду тире бар ин занад.
Зулфат, ки дод молиши сад паҳлавон ба банд,
Боди сабош гираду хуш бар замин занад.
Дуздест турраи ту, ки сарҳо барад ба рӯз,
Туркест чашми ту, ки раҳи ақлу дин занад.
Ҷон офарин занад чу ду чашми ту бар Камол
Тир аз кушоди ғамзаи сеҳрофарин занад.

***

Бо ғами ишқи ту дил кист, ки маҳрам бошад?
Бо лаби лаъли ту ҷон чист, ки ҳамдам бошад?
Ҳар киро давлати савдои ту шуд домангир,
Фориғ аз меҳнату осудадил аз ғам бошад.
Нисбати рӯи ту чандон натавон кард ба моҳ,
К-ӯ ба ҳусн аз рухи зебои ту пур кам бошад.
Хунук он ҷон, ки шуд аз оташи савдои ту гарм,
Хуррам он дил, ки ба ғамҳои ту хуррам бошад.
Гар даме даст диҳад рӯи ту дидан моро,
Ҳосил аз умри гаронмоя ҳамон дам бошад.
Муфлиси кӯи муғонро ба хароботи ғамаш
Давлати ҷом беҳ аз мамлакати Ҷам бошад.
Гар ба бӯсидани поят бирасад дасти Камол,
Ӯ бад-ин поя ба ушшоқ муқаддам бошад.

Бо манат лутф ҷуз ситам набувад,
Тангчашмӣ, туро карам набувад!
Чашмат аз хуни мо пушаймон нест,
Марҳамат мӯҷиби надам набувад.
Чӣ фиристам бари ту ҷони хароб?
Пеши ту ин матоъ кам набувад.
Бо лабат шаҳд гарчи ширин аст,
Ончунон ҳалқсӯз ҳам набувад.
Гуфтаӣ, сӯзамат бар оташи ғам.
Гар хами рӯи туст, ғам набувад.
Дар вафо пои мо надошт рақиб,

Ноҷавонмардро қадам набувад.
Нанависад фаришта ҷурми Камол,
Бар сари бедилон қалам набувад.

***

Бо мани дурдкаш сабӯ бидиҳед.
Мунтаҳо бар сарам аз ӯ биниҳед.
Ёр соқист, айюҳалушшоқ,
Тавба гар бишканед, бегунаҳед.
Ба раҳи ишқ агар диҳанд инсоф,
Зоҳидон бераҳу шумо ба раҳед.
Баски шаҳ рух намояд аз чапу рост,
Ки чу фарзин нишаста пеши шаҳед.
Эй табибон, ба дарди ишқи ҳабиб
Шарбати номухолифам мадиҳед.
Марҳами ҷонситон диҳед маро,
То зи дарди сарам чу ман бираҳед.
Дар самоъе, ки нест шеъри Камол,
Сӯфиён, ҳар як аз суе биҷаҳед.

Бо ёди лабат соқӣ чун май ба қадаҳ резад,
Сад кушта ба як ҷуръа аз хок барангезад.
Гар зери дарахти гул бозоиву биншинӣ,
Ҳар бод, ки бархезад, гул бар сари гул резад.
Бинмой ба хубон рух, дар ҳусн бикун даъво,
То зулфи ту аз ҳар сӯ, маншур биовезад.
Гӯ, чашми ту камтар хӯр хуни дили мискинон,
Бемор зи пур хӯрдан шарт аст, ки парҳезад.
Афтод рақиб аз по чун ашк зи оҳи мо,
З-ин гуна наяфтодаст ин бор, ки бархезад.
То шуд ба лабат ҳамдам, ҷон сӯхт зи ғам, дил ҳам,
Дар мум зананд оташ, дар шаҳд чу омезад.
Аз ҷаври сари зулфат нагрехт Камол, оре,
Айёр, ки шабрав шуд, аз силсила нагрезад.

***

Ба ҳалқае, ки зи зулфат сабо хабар бибарад,
Хабар зи ҷону дилу ақлҳо зи сар бибарад.
Барам зи зулфи ту бӯе, чу рух намоӣ боз,
Машом бӯи хуш аз нофа дар саҳар бибарад.
Агар зи тир фиристӣ таҳияте суи дил,
Бибанд нома ба пайкон, ки тезтар бибарад.
Ба фикри он лаби ширин чунон заиф шудам,
Ки гирадам пашаву пеши ӯ ба пар бибарад.
Чӣ миннат аст, ки ман дил ба хидматат бибарам,
Ки чашми ту сад аз инро ба як назар бибарад.
Ба дарду ҳасрати он ғамза наргиси бемор
Бар он сар аст, ки бо хок чашми тар бибарад.

Камол, бар дари ҷонон ба сар бубар ҷонро,
Ки ҳар ки рафт бар он дар, чунин ба сар бибарад.

Ба холи лаб хати сабзат қаробате дорад,
Лаби ту аз дами Исо ниёбате дорад.
Магар маҳаррири ашкам, ки сохт сурхиҳо,
Ба лавҳи чеҳра хаёли китобате дорад?!
Шаби фироқи ту тирасту ман аз он ба ҳарос,
Шабе, ки моҳ надорад, маҳобате дорад.
Чу паҳлуи рухат афтам, ниёзи бӯса кунам,
Дуои субҳ умеди иҷобате дорад.
Касе, ки дид лаби лаълат аз маи рангин,
Надидаем, ки майли инобате дорад.
Нишаста хуш ману соқӣ ба кори худ чустем
Агарчи мӯҳтасиби мо салобате дорад.
Камол, гуфтаи ту дилпазир аз он маънист,
Ки маънии суханонат ғаробате дорад.

***

Ба хонае, ки чунин меҳмон фуруд ояд,
Ҳумои сидра дар он ошён фуруд ояд.
Ку он саодати толеъ, ки ӯ шабе чун моҳ
Ба кулбаи мани бехонумон фуруд ояд.
Зи ташнагӣ дилу ҷон бар чаҳи занахдонаш
Гаҳ ин зи чоҳ барояд, гаҳ он фуруд ояд.
Ба чашми наргис агар сарв бинад он рухсор,
Куҷо сараш ба гули бӯстон фуруд ояд?
Чу фавҷи жола, ки ояд ба авҷи ғунча фурӯ,
Ғами ту дар дили танг ончунон фуруд ояд.
Чу ашкро зи давидан ба по зад обилаҳо,
Раҳо кунам, ки бар он остон фуруд ояд.
Камол, ашки туро нек ном шуд борон,
Ки гуфтаанд: Лақаб з-осмон фуруд ояд.

Бар дил аз ғамза ҳаданге задӣ, он ҳам гузарад,
Чун гузашт аз сипари сина, зи ҷон ҳам гузарад.
Ман агар сина зи пӯлод бисозам чу дилат,
Гар хаданги назар ин аст, аз он ҳам гузарад.
Ту агар бигзарӣ аз сарв ба хушрафторӣ,
Ашки гулгуни ман аз оби равон ҳам гузарад.
Гар диҳанд аҳли назар пеши ту дашноми рақиб,
Мо нахоҳем, ки номаш ба забон ҳам гузарад.
Нагзарад гирьям аз абри баҳорон танҳо,
К-аз фалак бе ту маро оҳу фиғон ҳам гузарад.
Бар сари ошиқ агар сели бало ояд боз,

Зи дилу дидаи хунобачакон ҳам гузарад.
Гуфтӣ: Аз сар гузарад дар талаби дӯст Камол,
Сар чӣ бошад, зи сару ҷону ҷаҳон ҳам гузарад.

***

Бар азизон ғамзаи шӯхи ту хорӣ мекунад,
Ғамзаи ту хориву зулфи ту ёрӣ мекунад.
Дар ҳалоки ошиқи бечора чашму зулфи ту
Ин яке бесабрию он беқарорӣ мекунад.
Гар намояд хубрӯ ҷавру кунад сад душманӣ,
Меҳрубонӣ менамояд, дӯстдорӣ мекунад.
Ошиқи бедорро дидор орад дар хурӯш,
Андалеб аз шавқи гул фарёду зорӣ мекунад.
Хоки роҳам ман, ба ман гар бигзарӣ, он лутфи туст,
Обро бар хок лутфи хеш ҷорӣ мекунад.
Чун зи пешам меравӣ, ҷон месупорам ман ба ғам,
Ҳар киро шуд умр, лобад, ҷонсупорӣ мекунад.
Гарчи буд аввал гадои шаҳри ёр, акнун Камол
То ба он маҳ кард ёрӣ, шаҳриёрӣ мекунад.

Ба рӯи дӯст, ки рӯяш ба чашми ман нигаред,
Ба хоки пош, ки он раҳ ба рӯи ман сиперед.
Ба по гузаштан аз он сӯ нишони бечашмист,
Чу чашм нест шуморо, ба чашми ман гузаред.
Ҳаром бод шуморо, ки мехуред ғамаш,
Ғами ман аст ғами ӯ, ғами маро махуред.
Ҳамин ки номи гадоёни ӯ кунед шумор,
Маро нахуст гадои камини ӯ шумаред.
Бигӯй бо магасони лаби шакаргуфтор,
Ки нозук аст рухи ёр, аз он тараф мапаред.
Бар аҳли зӯҳд табассумкунон гузашту бигуфт:
Аҷаб, ки умр гузашту ҳанӯз бехабаред.
Зи баъди он ки дари дӯст бозёфт Камол,
Агар биҳишт биҷӯяд, ба дӯзахаш бибаред.

***

Бас шуд зи тавба моро, бо пири мо кӣ гӯяд?
Яъне ба майфурӯшон ин моҷаро кӣ гӯяд?
Пири муғон диҳад май бо мову шайх тавба,
Толиб, бигӯ, иродат з-ин ҳар ду бо кӣ гӯяд?
Худбин ҳунар шиносад айби худошиносон,
Имрӯз айби риндон ҷуз порсо кӣ гӯяд?
Гар чанг пеш нанҳад пое ба дилнавозӣ,
Сӯи шаробхона моро сало кӣ гӯяд?
Дилбар магар ба ошиқ дашном дод в-ар не,
Бе марҳамат касеро чандин дуо кӣ гӯяд?!
Гуфтӣ маро, рақибо: Ҳастам саги дари ӯ!
Ин ном одамиро зебад, туро кӣ гӯяд?!

Аз зоҳидӣ ба риндӣ кардӣ, Камол, тавба,
Ҷуз покбози қодир, тарки дуо кӣ гӯяд?
Баъд аз ту аз қаринон дар қарнҳо аз ин сон
Шеъри тари мухайял сар то ба по кӣ гӯяд?!

Бикӯш, то ба каф орӣ калиди ганҷи вуҷуд,
Ки бе талаб натавон ёфт гавҳари мақсуд.
Бар остони муҳаббат, кӣ сар ниҳод шабе,
Ки лутфи дӯст ба рӯяш даричае накушуд?
Ту чокари дари султони ишқ шав чу Аёз,
Ки ҳаст оқибати кори ошиқон маҳмуд.
Ба кунта канз чӣ рамзест дӯстро, яъне,
Ки ту набудиву моро ҳавои ишқи ту буд.
Гарат чу шамъ бисӯзанд, рух матоб аз ёр,
Зи тирагист, к-аз оташ ҳамегурезад дуд.
Чу бор бастай моле, гилеми фақр гузор,
Чу бар палос туро нест ранг, хирқа чӣ суд?
Даруни каъбаи дил дилбарест рӯҳонӣ,
Ки қудсиён-ш ба таъзим кардаанд суҷуд.
Забони қол фурӯ банд назди аҳли Камол,
Рамузи ишқ набошад ҳадиси гуфтушунуд.

***

Бигӯ ба гӯшанишинон, ки рӯ ба роҳ кунед,
Зи мол даст бидореду тарки ҷоҳ кунед!
Ба як мақом мабошед солҳо сокин,
Назар ба манзалати меҳру қадри моҳ кунед!
Ба кӯи бодафурӯшон равед ошиқвор,
Бинои тавбаи беаслро табоҳ кунед!
Ба гардани ман агар ошиқӣ гуноҳ бувад,
Кадом тоат аз ин беҳ? Ҳамин гуноҳ кунед!
Ба оби илм бишӯед рӯи дафтари ақл,
Ба нури ишқ рухи ақлро сиёҳ кунед!
Чу вақт хуш шавад, эй дӯстон, барои Камол
Агар кунед дуое, ба субҳгоҳ кунед!

Ба маҷлисе, ки зи рӯи ту парда баргиранд,
Чароғу шамъ барафрӯхтан зи сар гиранд.
Чу дар муҳовара ой ба мантиқи ширин,
Лабу даҳони ту сад нукта бар шакар гиранд.
Зи хоки роҳи ту, гӯ, рӯи мо ғубор бигир,
Ки аҳли ишқ чунин хокро ба зар гиранд.
Ба дӯстӣ, ки агар пой бар ду дида ниҳӣ,
Ҳанӯзат аҳли дил аз дида дӯсттар гиранд.
Дил аз муқобили он абрӯвон ниҳад маҳи нав,
Гуноҳи ӯ ҳама бар чашми каҷназар гиранд.
Зи бода дар сари риндон ҷунун шавад мастӣ,

Ба ёди рӯи ту гар соғари дигар гиранд.
Бар остони ту ҷонҳо зи сӯзу оҳи Камол,
Агар на об занад гиря, ҷумла даргиранд.

***

Бӯи хушат чу ҳамдами боди саҳар шавад,
Ҳоли дилам зи зулфи ту ошуфтатар шавад,
То ақли хӯрдадон набарад пай ба нестӣ,
Мушкил, ки аз даҳони ту ҳечаш хабар шавад.
Ширинии лаби ту чӣ гӯям, ки васфи он
Гар бар забони хома равад, найшакар шавад.
Акси ҷамол дар қадаҳи май фикан, ки гул
Хуб асту чун дар об фитад, хубтар шавад.
Бар остон-т саҷдаи шукр орам, ар маро
Рӯзе аз он мақом маҷоли гузар шавад.
Табъам чунон зи накҳати зулфи ту шуд латиф,
К-аз боди мушкбӯй маро дарди сар шавад.
Аз зулфи ӯ сухан ба дарозӣ кашад, Камол,
Васфи даҳон-ш кун, ки сухан мухтасар шавад.

Баҳор омад, хабар аз май фиристед,
Саломи гул ба бод аз пай фиристед.
Дуруди уд як-як гӯш доред,
Ба гӯши най дуруди вай фиристед.
Агар даст аз адо кӯтаҳ кунад чанг,
Ба нохунҳои чангӣ най фиристед.
Насими зулфи ҷонпайванди Лайлӣ
Ба Маҷнуни ҷудо аз ҳай фиристед.
Заминбӯси камони абрӯи дӯст
Зи сайди банда пайдарпай фиристед.
Сару зар мехаранд он ҷо, на зорӣ,
Дуои оҷизон то кай фиристед?!
Камол аз фақр чун биншаст бар хок,
Гилеми ӯ ба раҳни май фиристед.

***

Бе ту маро зиндагӣ ба кор наёяд,
Неъмати бе дӯст хушгувор наёяд.
То ту наоӣ чу орзӯ ба канорам,
Ҳеч муродем дар канор наёяд.
То надиҳӣ зулфи беқарор ба дастам,
Хотири ман бар сари қарор наёяд.
Гар саги худ хониям, иҳонати туст он
В-арна маро з-ин ҳадис ор наояд.
Чашми аёдат аз ӯ кирост, ки гар низ
Хок шавем аз ғамаш, мазор наёяд.
Кас натавонад гирифт он расани зулф,
То ба сари худ ба пои дор наёяд.

Нақди ду олам бинеҳ, Камол, ки он ҷо
Ҷони гаронмоя дар шумор наёяд.

Безорам аз он дил, ки дар ӯ дард набошад,
Ҳар дил, ки битарсад зи бало, мард набошад.
Ёрони маро дарди мани бесарупо нест,
Душман беҳ аз он дӯст, ки ҳамдард набошад.
Гар ҳаст ғуборе зи дилат пок фурӯ шӯй,
К-оина ҳамон беҳ, ки бар ӯ гард набошад.
Қадри маю маъшуқу харобот чӣ донад
Он кас, ки чу ман майкадапарвард набошад?
Ҷаннат наравам, то рухи зебош набинам,
Фирдавс чӣ корояд, агар вард набошад?
Чун шамъ ҳар он кас, ки бувад сӯхтаи ишқ,
Бе дидаи гирёну рухи зард набошад.
Дилгармии мастон зи ғазалҳои Камол аст,
Оре, нафаси сӯхтагон сард набошад.

***

Бе лабат дар ҷигари ташнадилон об намонд,
Бе сари зулфи ту дар синаи мо тоб намонд.
То хаёли рухат афтод ба хотир моро,
Ба ду чашми ту, ки дар дидаи мо хоб намонд.
Бар сари зулфи ту бигзашт шабе бод вазон,
Гираҳе боз шуду равнақи маҳтоб намонд.
Дар чаман боди сабо бӯи ту оварду зи шарм
Ранг дар рӯи гулу лолаи сероб намонд.
Давлати васли ту рафт аз сару шуд айш ҳаром,
Комронӣ натавон кард, чу асбоб намонд.
Мӯҳтасиб, гӯ, дари масҷид ба гил имрӯз барор,
Ки зи абрӯи ту моро сари меҳроб намонд.
Гӯ, бубандед дари майкада бар рӯи Камол,
К-аш зи савдои лабат завқи маи ноб намонд.

Бемори туро кас натавонист даво кард,
Ҳам дарди ту хуштар, ки илоҷи дили мо кард.
Ушшоқи қаландарсифат аз ишқ намиранд,
Он кас, ки бимирад, ҳама гӯянд, хато кард.
Бо пири ман аз ишқ яке гуфт, ки парҳез!
Зад кафш бар ӯ аз ғазабу рӯ ба асо кард.
Дод аз сари кин зулфи ту сарҳо ҳама барбод,
Бозаш ба сари хеш, надонам, кӣ раҳо кард?
Хушнудам аз он ғамзаи дилҷӯ, ки зи шӯхӣ
Ҳар ваъда, ки кардӣ ба ҷафо, ҷумла вафо кард.
Гар дошт ғуборе зи хат оинаи рӯят,

Гирад ба канораш, чу таваҷҷӯҳ ба сафо кард.
Чун дид Камол он хату рух фотиҳа бархонд,
Шаб буд, қариби саҳарӣ бар ту дуо кард.

***

Бемори ишқ ҷуз лаби ў орзу накард,
Ин нўшдору аз дигаре ҷустуҷў накард.
Реши дили ту, гуфт, ба марҳам накў кунам,
Дардо, ки кард ваъда хилофу накў накард.
Шакли қадам надиду сарам низ бар қадам,
Тифл аст, чун назораи чавгону гў накард.
Дастат надид ошиқи мискин ба гардане,
То рўзгор хоки вуҷудаш сабў накард.
Ҳаргиз нарехт чашми ман обе ба ҷои хун,
Дар пеши мардум ин қадарам обрў накард.
Як рўз номи хеш навиштам ба рўи нон,
Онро зи нанги ман саги кўи ту бў накард,
Дар дини ишқ рост нашуд қиблаи Камол,
То рўи дил ба қомати чун сарви ў накард.

Бе ёди ту ушшоқ диле шод наёбанд,
Бе бандагӣ аз банди ғам озод наёбанд.
Девонадилонро кӣ кашад пой ба занҷир,
Гар бўи сари зулфи ту аз бод наёбанд?
Аҳли назар аз ҳусн зи шўхони ситамкор
Ёбанд ҳама чиз, вале дод наёбанд.
Ҳар тир, ки гум гашт ба нахчир зи Ширин,
Ҷуз дар ҷигари хастаи Фарҳод наёбанд.
Ангуштарии дил, ки зи ҳар даст шудӣ ёфт,
Акнун, ки ба дасти ту бияфтод, наёбанд.
Зулфи ту ба қарне натавон ёфт, ки он шаст
Гар умр расад низ ба ҳафтод, наёбанд.
Сеҳр аст, Камол, ин суханон, бод ҳалолат,
Санъатталабон беҳ зи ту устод наёбанд.

***

Париро дилбарӣ чандин набошад,
Малакро бадхўӣ оин набошад.
Дар эшон ҳусн агар бошад, вафо низ,
Туро он бошад, илло ин набошад.
Мабодам бе лабат ҷон з-он ки хуш нест,
Ки Хусрав бошаду Ширин набошад.
Ба он чашмон туро оҳу тавон гуфт,
Вале оҳу чунин мушкин набошад.
Наёяд хоби хуш дар дида моро
Шабе, к-он остон болин набошад.
Маро гўӣ ба меҳнат хоҳамат кушт,
Маро худ давлате беҳ з-ин набошад.

Ғамат то мӯниси ҷони Камол аст,
Дили ӯ соате ғамгин набошад.

Пеш аз он дам, ки маю майкада лар олам буд,*
Ҷони ман бо лаби хандони қадаҳ ҳамдам буд.
Бӯи хун, к-аз даҳанам медамад имрӯзӣ нест,
З-он ки ин роиҳа дар обу гили Одам буд.
Лаби ҷонбахши ту дар ханда маро дил медод,
Варна ҷону дил аз он зулфи сияҳ дарҳам буд.
Гул зи шарми рухат он рӯз ҳамекард арақ,
Ки ба перомуни саҳрои ҷаҳон шабнам буд.
Ақли мадҳуши ман он дам ба хароботи азал
Гоҳе аз лаъли ту дилтангу гаҳе хуррам буд.
Ҳар ҷароҳат, ки ҳамекард ғамат бар дили реш,
Захми шамшери ҷафоҳои туяш марҳам буд.
Зоҳиди хом чӣ донад, ки чиҳо гуфт Камол,
К-ӯ на дар пардаи дилсӯхтагон маҳрам буд.

***

Пеши рухи ту дида париро накӯ надид,
Шуд нозири фариштаву ин лутфу хӯ надид.
Рӯят надид ошиқу маҳ ғоибона гуфт:
Бечора бе риё сухане гуфту рӯ надид.
Сӯфӣ наёфт баҳра зи авқоти субҳу шом,
То бе ҳиҷоб тобиши он рӯю мӯ надид.
Рӯзи накӯст рӯи ту, шукри Худо, ки ҳеч
Зоҳид ба рӯзгори ту рӯзи накӯ надид.
Наргис мисоли чашми ту дар хобу ҳам дар об
Чандон ки кард бар лаби ҷӯ сар фурӯ, надид.
Чашми рамадгирифтаи гавҳарфишони мо
Куҳлулҷавоҳире беҳ аз он хоки кӯ надид.
Буд орзуи ҷони Камол он даҳон, дареғ,
К-ин ҷон расид бар лабу он орзу надид.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба хатти имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

Пеши рӯят, санамо, васфи қамар натвон кард,
Нисбати ҳуққаи лаълат ба шакар натвон кард.
Бо вуҷуди руху зулфайни абирафшонат
Сифати барги гулу анбари тар натвон кард.
Меҳмонест таманнои ту дар хотири мо,
Ки ба сад солаш аз ин хона бадар натвон кард.
Гуфтам: Аз ғам ба висоли ту гурезам, лекин
Пеши шамшери қазо ҳеч сипар натвон кард.
Гар набинам рухат аз турраи мушкин, чӣ аҷаб,
Дар шаби тира ба хуршед назар натвон кард.
Гузар аст аз ҳама олам мани дилсӯхтаро,

Лекин аз кӯи висоли ту гузар натвон кард.
Натавонад, ки Камол аз ту гурезад ба ҷафо,
З-он ки аз ханҷари тақдир ҳазар натвон кард.

***

Пеши рӯи ту моҳро чӣ вуҷуд,
Ки рухи туст мо ҳувал мақсуд.*
Дар шаби қадр абрувони туро
Ҳама меҳробҳо баранд суҷуд.
Ояд аз зулфи ту фиғони дилам,
Ҳамчу оҳанги сӯзнок аз уд.
Он даҳонро куҷо вуҷуд ниҳанд,
Ки ба бӯсе наменамояд ҷуд?
Хоки ин раҳ шудам, ҳамин бошад
Ҳадди рафтан ба роҳи номаҳдуд.
Иқди зулфат гирифтам аз сари даст,
Чанд гирам ҳисоби номаъдуд?
Гуфтаҳои тари чу об, Камол,
Ғӯта доданд лӯълӯи манзуд.

---

* Мо ҳувал мақсуд – он чӣ мақсуди мо буд.

---

Пайваста абрӯят дили ин нотавон кашад,
Мардум камон кашанду маро он камон кашад.
Ҳар ҷинсро, ки ҳаст, кашад дил ба ҷинси хеш,
З-онат каманди мӯ тарафи он миён кашад.
Фарҳод нақши ёри худ ар барзадӣ ба санг,
Нақши рухи ту дида бар оби равон кашад.
Бикшой лаб ба ханда ту пеши шакарфурӯш,
То рахти худ ба хона зи пеши дукон кашад.
З-он сон, ки сӯи хеш кашад мӯр донаро,
Хатти ту донаҳои дили мо чунон кашад.
Овози мо зи гиряи бисёр нам кашид,
Ошиқ дигар чӣ гуна бар он дар фиғон кашад?
Сӯзад дубора ахтари баргаштаи рақиб,
Шабҳо Камол оҳ чу бар осмон кашад.

***

То дилам наззораи он қомати зебо накард,
Ҷони улвӣ орзуи олами боло накард.
Гарчи з-он хат дудҳо бархост аз ҳар синае,
Дил ба рӯи ӯ чу холаш нуқтае пайдо накард.
Дидаи мо гар зи баҳри ӯст хунафшон, чӣ бок?
Толиби дур эҳтироз аз ҷӯшиши дарё накард.
Дар фироқи ӯ гузашт об аз сару ин саргузашт
То шунид он бевафо, дигар гузар бар мо накард.
Ваъдаи меҳру вафои он ҷафогустар ба ман
Чун набуд асл ин суханро, ҳар чӣ гуфт, асло накард.
Гарде аз наълайни он маҳ ногаҳон рафтам ба чашм,
Дигар аз нанги ман он наълайнро дар по накард.

Аз саодат кас даре накшуд бар рӯи Камол,
То хаёли рӯи ӯ дар хонаи дил ҷо накард.

То рухат равшании дида нашуд,
Дидаро равшание дида нашуд.
Дарнапечид бад-ӯ ғам шабу рӯз,
То ба рух зулфи ту печида нашуд.
Розам аз чоки гиребон шуда фош,
Ки чунон буд, ки пӯшида нашуд.
Гарчи шуд дил зи ғамат як сари мӯ,
Як сари мӯ зи ту ранҷида нашуд.
То кай аст ин ситам, эй сангиндил,
Ошиқ аз санг тарошида нашуд?!
Хост ҳар хуб, ки дуздад дили ман,
Буд бо доғи ту, дуздида нашуд.
Ҳама дар хоки раҳат пӯсидем,
Ҳам кафи пои ту бӯсида нашуд.
Магар он дида, ки ту дида шавӣ,
Ҳам бубахшӣ, ки бар ӯ дида нашуд.
Кай хӯрад бар зи ту нодида Камол?
Нахл то дида нашуд, чида нашуд.

***

То зи гулбарги рухат сунбули тар мерезад,
Лолаи сӯхтадил хуни ҷигар мерезад.
Ҳар шаб аз шарми гулистони ҷамолат, санамо,
Об аз чеҳраи хуршеду қамар мерезад.
Бар лаби соғари ёқутнамо вақти сабӯҳ
Лаъли сероб бад-он писта шакар мерезад.
Зулфи туст он ки парешон шавад аз боди сабо,
Ё магар гарди шаб аз рӯи саҳар мерезад?!
Равшан аст ин ба ҷаҳон, к-оинаи бадри мунир
Ҳар шаб аз ҳасрати рӯи ту ба сар мерезад.
Мардуми чашми Камол арчи надорад зару сим,
Дар қадамҳои хаёли ту гуҳар мерезад.

Туро раҳме ба он чашмон агар бошад, аҷаб бошад.
Мусалмонӣ ба Туркистон агар бошад, аҷаб бошад.
Фақеҳам тавба фармояд ба шаръи Мустафо аз ту,
Абӯҷаҳл ин чунин нодон агар бошад, аҷаб бошад.
Ба рӯзи ҳаҷр меҷӯям туро гирёну мегӯям:
Шаби борон маҳи тобон агар бошад, аҷаб бошад.
Рухи рангин зи муште хас бипӯшидӣ, вале хасро
Наҷот аз оташи пинҳон агар бошад, аҷаб бошад.
Гуле, к-аз хоки мо рӯяд, ба ҷои ғунчаҳои ӯ
Аз он навак ба ҷуз пайкон агар бошад, аҷаб бошад.
Шифои ҷони ошиқ нест илло шарбати дардат,

Табибонро аз ин дармон агар бошад, аҷаб бошад.
Камол, аҳсант, гӯ бурдӣ ба ширингӯӣ аз Хусрав,
Чунин тӯтӣ ба Ҳиндустон агар бошад, аҷаб бошад.

***

Ташнаи васли туро бе ту агар хоб ояд,*
Ҳеч шак нест, ки дар дидаи ӯ об ояд.
Ҳар кас он бахт надорад, ки сӯи оби ҳаёт
Биравад ҳамчу Хизир ташнаву сероб ояд.
Парда аз рӯй барандоз, ки ҳар сӯхтае
Ҳамчу парвона сӯи шамъи ҷаҳонтоб ояд.
Зоҳиди шаҳр чу бинад хами абрӯи туро,
Баъд аз ин маст чу чашми ту ба меҳроб ояд.
Ҳаст дарюзаи мо васли туву ҳар нафасе
Бар дарат ошиқи бечора бад-ин боб ояд.
То кай аз ҳасрати лаъли лабат, эй мардуми чашм,
Ашки ман зард ба рухсори чу симоб ояд?
Ҳаст аз шавқи лабат ин ҳама гуфтори Камол,
Тӯтӣ, оре, ба ҳадис аз шакари ноб ояд.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба хатти имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Ҷоно, ба назар қади ту сарви чаман омад,
Шамъи рухат ороиши ҳар анҷуман омад.
Пирояи ёқути лабат дурҷи гуҳар шуд,
Машшотаи гулбарги рухат ёсуман омад.
Бишкаст дили пистаи хандон зи хиҷолат,
Ҳар бор, ки тунги шакарат дар сухан омад.
Кӯтаҳназар аст он, ки қадат сарви саҳӣ гуфт,
Кас сарв надидаст, ки дар пираҳан омад.
Як бӯса аз он лаъли шакарбор ба ман деҳ,
Дар пистаи танги ту чу шакар ба ман омад.
Бар хони сухан табъи Камол аст шакаррез,
То васфи лаби лаъли туяш дар даҳан омад.

***

Ҷон бо лабаш аз субҳи азал ҳамнафасонанд,
Ғофил зи нафасҳои чунин ҳечкасонанд.
Гирди лаби ӯ бе сабабе нест басе хол,
Он ҷо шакаре ҳаст, ки чандин магасонанд.
Парвозгаҳи кӯи ту доранд таманно,
З-он рӯз, ки мурғи дилу ҷон ҳамқафасонанд.
Ҳар зоҳиди хушке чӣ сазовори биҳишт аст?
Шоистаи оташ шумар онҳо, ки хасонанд.
Магзор, ки рӯбанд раҳат халқ ба мижгон,
Тарсам, ки кафи пои туро чашм расонанд.
Аз бандагии сарви қадат ғунчадаҳонон
Чун савсани озода ҳама ратблисонанд.
Бигзашт ба сад бим Камол аз сари он кӯй,

К-аз зулфу ду чашми ту шаб асту асасонанд.

Ҷонро ба ғайри васлат хушдил наметавон кард
В-аз дил нишони меҳрат зоил наметавон кард.
Дар дил нагашт моро з-ин сон қазои мубрам,
Оре, қазои мубрам ботил наметавон кард.
Баргир банду занҷир аз дасту пои Маҷнун,
К-ӯро ба ҳеч панде оқил наметавон кард.
Бисёр саъй кардам коре нашуд муяссар,
Бадбахтро ба кӯшиш муқбил наметавон кард.
Хоки дарат бибӯсам чун боду боз гардам,
К-он ҷо зи бими ғавғо манзил наметавон кард.
Хоки дари ту, ё Раб, к-он худ чӣ кимиёест,
К-онро ба ҳеч ваҷҳе ҳосил наметавон кард.
Гуфтӣ: Камоли бедил сабр аст чораи ту,
Эй ҷони ман, сабурӣ бе дил наметавон кард.

***

Ҷаҳон ба хобу даме чашми ман наёсояд,
Чу дил ба ҷой набошад, чӣ гуна хоб ояд?!
Ғуломи наргиси бемори дилрабои худам,
Ки кушта бинаду бахшоише нафармояд.
Чу моя ҳаст, закоте бидеҳ гадоёнро,
Ки некӯиву ҷавонӣ ба кас намепояд.
Касе, ки дар дили шаб хоби беғаме кардаст,
Бар оби дидаи бечорагон набахшояд.
Ба рағми душмани бадгӯ Камоли дилшударо
Бикуш, магӯ, ки ба хун дасти ман биолояд.

Чароғи рӯи ту бар офтоб мечарбад,
Лабат зи қанд чу ҳалвои ноб мечарбад.
Кашидам он сари зулфи ба хуни дил шуда чарб,
Зи мушку ғолия дар печутоб мечарбад.
Ба шева пиставу бодоми ту яке зи шакар,
Дигар зи наргиси бисёрхоб мечарбад.
Дигар ба оби муаллақ чӣ санҷам он ғабғаб,
Чу равшан аст, ки равған зи об мечарбад.
Бимир ташна, ки парвона аз тааттуши шамъ
Чу сӯхт, бар магасони шароб мечарбад.
Ғамат ба оташи сӯзон дилам мувозана кард,

Ба сӯзу гиря зи оташ кабоб мечарбад.
Маҳи фалак чу ба мизон расид, дид Камол,
Ки аз маҳ он рухи чун офтоб мечарбад.

***

Чаро насими сабо хоки пош месипарад?
Чӣ дидаҳост бар ӯ, зери по наменигарад?!
Зи сояи магас он рух чу мебарад озор,
Бипӯш, гӯ, лаби ширин, к-аз он тараф напарад.
Зи заъф гашт хаёлӣ бад-он ҳавас тани ман,
Ки бод як саҳар он ҷо хаёли ман бибарад.
Ба зери по чу шикастӣ дилам, бурид зи ҷон,
Ҳар обгина, ки дар пой бишканӣ, бибурад.
Зи ҳуснат ар вараҷе мешумурд гул худро,
Тамом шуд вараҷи ӯ, дигар чӣ мешумарад?!
Бигуфтӣ: Аз сари зулфам дилат чаро нагузашт?
Шаб аст тираву роҳи дароз чун гузарад?
Агар ба лаб нафиристӣ зи ғам насиби Камол,
Ҳазор луқма касе бе намак чӣ гуна хӯрад?

Чашмат ба саъйи ғамза дари фитна боз кард,
Зулфат ба зулм дасти татовул дароз кард.
Маҳмудро чӣ ҷурм, ки шуд пойбанди ишқ?
Он фитнаҳо ҳама сари зулфи Аёз кард.
Гӯянд, ноз сард кунад меҳру ишқи ман
Шуд бештар ба рӯи ту, чандон ки ноз кард.
Ман дар замона пояи қадре надоштам,
Савдои қомати ту маро сарфароз кард.
Рӯи ту бурд аз дилам андешаи биҳишт,
Нози ту аз наим маро бениёз кард.
Рафтам бари табиб, ки пурсам илоҷи дард,
Чун нолаам шунид, равон дар фароз кард.
Наншаст бар вуҷуди заифат магас, Камол,
Аз тори анкабут магас эҳтироз кард.

***

Чашми ту илтифот ба мардум намекунад,
Бар хастагони ғамза тараҳҳум намекунад.
Зулфат кашид шонаву гуфто: Фурӯ нишин,
Бар офтоб соя тақаддум намекунад!
Ашкам зи акси рӯи ту шабҳо дари ту ёфт,
Дар моҳтоб қофила раҳ гум намекунад.
Ҷони муҳиб ба ханда намеояд аз нишот,
То зери лаб ҳабиб табассум намекунад.
Чандон ки метавон сухани дил ба мо бигӯ,
Ошиқ ба савту ҳарф такаллум намекунад.
Сӯфӣ ба даври лаъли лабат сангсор бод,
Гар сар фидои хишти сари хум намекунад.

Бе ишқи гулрухе насарояд ғазал Камол,
Булбул, ки маст нест, тараннум намекунад.

Чашми туам ба ғамзаи хунхор мекушад,
Ин хунбаҳо бувад, ки дигар бор мекушад.
Тарсам, кушанд аз ҳасадам ёру ҳамнишин,
Гар гӯям ин ба кас, ки маро ёр мекушад.
Он қомати чу тиру ду абрӯи чун камон,
Пайваста мекашад дилу ҳамвор мекушад.
Дар интизори куштани худ то ба кай чу шамъ
Месӯзадам, чу оқибати кор мекушад?
Фикри миёни ӯ макун, эй дил, ки ин хаёл
Танро низор мекунаду зор мекушад.
Эй он, ки сиҳҳатам талабӣ, зудтар маро
Бинмо ба он табиб, ки бемор мекушад.
Бисёр зинда кард лабаш гуфтаӣ, Камол,
Бисёр ҳам магӯй, ки бисёр мекушад.

***

Чашми ту, ки ороми дили халқи ҷаҳон бурд,
Сеҳрест, ки аз симбарон нақди равон бурд.
Болои туро дил ба гумон сарви саҳӣ хонд,
Аҳсант, зиҳӣ дил, ки чунин рост гумон бурд!
Гуфтам, ки зи масҷид наравам сӯи харобот,
Занҷири сари зулфаи туам мӯйкашон бурд.
То зулфи чу чавгони ту зуннор фурӯ баст,
Банди камарат гӯи латофат зи миён бурд.
Лутфи ғазалиёти Камол аст, ки имрӯз
Овозаи ҳусни ту дар атрофи ҷаҳон бурд.

Чашмаш раҳи ақлу сабру ҷон зад,
Ин дузд ҳазор корвон зад.
Ҳар тири бало, ки сӯи дилҳо
Аз ғамза кашид, бар нишон зад.
Хоки дари ӯ чу дида дарёфт,
Ашк омаду сар бар остон зад.
Маҳ кард шабе тавофи он кӯй,
Сад чархи дигар ба завқи он зад.
Дарюзаи дастбӯс кардам,
Дастам бигирифту бар даҳон зад.
Шуд хаста зи лутф он баногӯш,

Ҳар гаҳ дури гӯши ӯ бар он зад.
Дур(р) шуд сухани Камолу зад лоф,
«Лоф аз сухани чу дур(р) тавон зад.*

***

Чашми мастат гӯшмоли наргиси пурхоб дод,
Тоқи абрӯят шикасти гӯшаи меҳроб дод.
Гар ҷафо ин аст, к-аз зулфи ту бар ман меравад,
Оқибат пеши ту хоҳам домани ӯ тоб дод.
Гуфта будӣ: Дод хоҳ аз ғамзаи хунрези мо.
Гӯсфанди куштанӣ чун хоҳад аз қассоб дод?
Равшан аст имшаб шаби мо, гӯӣ, он маҳпора боз
Порае аз нури рӯи хеш бо маҳтоб дод.
Пеши чашми ӯ бимирам, гӯ, ба бемарони хеш
Аз табассум шаккар, аз лаб шарбати унноб дод.
Бо хаёли он ки дӯзад дида дар рӯяш Камол,
Якбаяк дӯшина сӯзанҳои мижгон об дод.

---

* Мисраъ аз Низомии Ганҷавӣ.

---

Чашми шӯхат дили ошиқ ба ҳавас мегирад,
Ҳамчу сайёд, ки булбул ба қафас мегирад.
Дил аз он ғамза нанолад, ки ҳаромӣ ҳама вақт
Роҳ бар қофила аз бонги ҷарас мегирад.
Рӯи ту аз тарафи мост ба ҷанги сари зулф,
Чӣ аҷаб, оташ агар ҷониби хас мегирад.
Партави рӯи ту танҳо на маро хирман сӯхт,
Оташи ишқи бутон дар ҳама кас мегирад.
Нест дар даври лабат нуқлу шакар косиду бас,
Ҷоми май ҳам ба лаб имрӯз магас мегирад.
Субҳдам мезадам оҳе зи ту, равшантар аз ин
Чӣ кунам, дуди дилам роҳи нафас мегирад?
Пеши маъшуқ каш ин ҷон, ки баранд аз ту, Камол,
Гар ба мутриб надиҳӣ ҷома, асас мегирад.

***

Чу ёр зистани аҳли дард напсандид,
Чаро ба қатли мани хаста теғ барнакашид?
Ҳикояти дили бемор бовараш нафитод,
Ки то муоина онро ба чашми хеш надид.
Ҳадиси сӯхтагон зуд-зуд оташро
Фурӯ наёмада, то аз кабоб хун начакид.
Зи рақс гӯшанишин тавба карда буду самоъ,
Рухи ту диду аз он аҳд боз баргардид.
Ба хоки роҳ расид он каманди зулфи дароз,
Чу ман фурӯтарам аз хоки раҳ, ба ман нарасид.
Миёни ҳар мижа чашмам ба ҳайрат аст, ки ашк
Ба пои обила дар хорҳо чӣ гуна давид?

Камол, дар сухан аксар маонии ту навишт,
Накӯ шинохтаӣ лаззати ликулли ҷадид.

Чӣ кам шавад зи ту, эй маҳ, ки бар манат гузар афтад,
Ки то ба равзанам аз рӯят офтоб дарафтад?
Шабе, ки бар сари кӯят кунем ашкфишонӣ,
Назора кун, ки Сурайё ба манзили Қамар афтад.
Хирад ҳадиси миёнат шунида буд, валекин
На мумкин аст, ки ин нуктаи дақиқ дарафтад.
Ба дил бигӯй, ки раҳме бикун ба ҳоли заифон,
Вагарна санг ба дукони обгинагар афтад.
Ту теғ баркашу новак ба дасти ғамза раҳо кун,
Ки ин ханданг аз ӯ бар нишона коргар афтад.
Ман аз лабат натавонам, ки ҷон барам ба саломат,
Бимирад охири кор он магас, ки дар шакар афтад.
Ҳама хаёли ту бандад Камоли хаста ба маҳмил,
Чу сӯи манзили хокаш азимати сафар афтад.

***

Чунин ки сӯзи фироқам зи сина дуд барорад,
Аҷаб мадор, гарам абри дида сел биборад.
Сиёҳпӯш аз он гаштааст мардуми чашмам,
Ки ҳар диранг ҷигаргӯшае ба хок супорад.
Вуҷуди хокии моро бисӯхт оташи ҳиҷрон,
Гар оби дида набошад, ба кӯи дӯст кӣ орад?
Ту офтоби ҷаҳонӣ, раво мадор, ки чашмам
Дар интизори ту шаб то саҳар ситора шуморад.
Аз он нафас, ки шунидам ҳикояте зи даҳонат,
Ба ҷони ту, ки дили ман ҳавои ҳеч надорад.
Умеди ман зи хаёлат чунин набуд, зи Камолат
Карона гираду зорам ба дасти ҳаҷр гузорад.*

---

* Ин ғазал аз нусхаи Гулисурхист ва ба эътиқоди ӯ машкук аст.Аммо аз лиҳози сабк ва гармии сухан банда ин шеърро аз Камол мешуморам ба истиснои мисраъи дуюми байти панҷум ва мисраъи аввали байти охир, ки шояд аз дастхат хато баргардон шуда ва ё таҳриф гардида. Ғазали мазкур бори нахуст бо алифбои имрӯзи тоҷик манзур мегардад. А.Сурӯш.

---

Ҳадиси ҳусни ӯ чун гул ба дафтар дарнамегунҷад,
Аз он ораз ба ҷуз хатте дар ин дафтар намеуунҷад.
Нагӯянд он даҳону лаб зи лутфи он миён рамзе,
Чу он ҷо сӯҳбати танг аст, мӯе дар намегунҷад.
Ба он лаб, соқиё, гӯӣ, баробар доштӣ майро,
Ки майҳои сабӯ аз завқ дар соғар намегунҷад.
Сиришку оҳ чун дорам миёни чашму дил пинҳон,
Ки дуди ину сели он ба баҳру бар намегунҷад.
Чунон пур кардам аз хуни ҷигар домони мижгонро,

Ки ҷуз хоки кафи пояш ба чашми тар намегунҷад.
Таманнои ту мегунҷад даруни синаву дил бас,
Дар ин ғамхонаҳо дигар ғами дигар намегунҷад.
Камол, аз сар гузар, он гаҳ қадам неҳ дар ҳарими ӯ,
Ки аз бисёрии ҷонҳо дар он дар сар намегунҷад.

***

Ҳалқае пеши рух аз турраи он маҳ во шуд,
Офтобе дигар аз ҷониби Чин пайдо шуд.
Гар бутон сеҳр надонанд, чаро он лаби лаъл
Гаҳ ба ханда намаку гаҳ ба сухан ҳалво шуд?
Ҳар ки меҳри лаби ӯ бурд ба хеш, аз хокаш
Хорҳое, ки баромад, ҳамагӣ хурмо шуд.
Кӯр шуд чун ба рухам хоки дарат дид рақиб,
Тӯтиё рафт ба чашмаш, зи чӣ нобино шуд?
Гашт шайдои рухат зоҳиду ин нест аҷаб,
З-он ки бо шед чу пайваст алиф, шайдо шуд.
Ҷон набурданд зи гирдоби сиришк аҳли назар,
Бештар мардуми мо ғарқаи ин дарё шуд.
Ёфт аз сирри Худо огаҳии ғайб Камол,
То миёну даҳани танги туро ҷӯё шуд.

Хонаи дида зи дидори ту равшан бошад,
Байти эҳзони ман аз рӯи ту гулшан бошад.
Сарв ҳарчанд сарафроз бувад дар бӯстон,
Пеши болои баланди ту фурӯтан бошад.
Он ҳама дуд, к-аз оинаи рӯят бархост,
Асари оҳи мани сӯхтахирман бошад.
Набарам то ба қиёмат ба забон номи биҳишт,
Агарам хоки сари кӯи ту маскан бошад.
Тарафи ошиқи худ гир, ки то муддаиён
Ҳама донанд, ки ҳақ бар тарафи ман бошад.
Гар ту з-ин ор надорӣ, ки манат дорам дӯст,
Баъд аз инам чӣ ғам аз таънаи душман бошад.
Турфа мурғест дили хонабарандози Камол,
Ки мудомаш сари кӯи ту нишеман бошад.

***

Хабаре зи ҳеч қосид зи диёри ман наёмад,
Чӣ сиёҳнома пайке, ки зи ёри ман наёмад.
Зи азал, ки рафт қисмат ғаму шодие ба ҳар кас,
Ғами ёр ҷуз насиби дили зори ман наёмад.
Ҳама рӯз бар рух аз гиря чӣ суд дурри ғалтон,
Ки шаб он дуре, ки ғалтад, ба канори ман наёмад.
Ба шумори зулф, гуфтам, зи лаби ту бӯса гирам,
Чӣ кунам, ки иқди зулфат ба шумори ман наёмад.
Қалами мусаввири Чин чу кашид нуқтаҳо, бин,
Ки чиҳо кашиду нақше ба нигори ман наёмад.

Ба фариштагони раҳмат барам аз ғамат шикоят,
Ки маро ҳабиб кушту ба мазори ман наёмад.
Чӣ аҷаб, Камол, агар ҷон ба лаб ояд аз фироқат,
Чу лаби ту марҳами ҷони фигори ман наёмад.

Хатат гирди лабат амдо набошад,
Чу дуде ҳаст, бе ҳалво набошад.
Касе нисбат кунад чашмат ба наргис,
Ки ҳечаш дидаи бино набошад.
Ба хубӣ гарчи маҳ болонишин аст,
Ба болои туаш боло набошад.
Ба теғам, гӯ, бизан душман, ки аз дӯст
Сари бибридаям қатъо набошад.
Хаёлаш ҷуз ба чашми ман наҷӯед,
Ки ин дур дар ҳама дарё набошад.
Агар аз дида нопайдо бувад низ,
Аз он бошад, ки ҷон пайдо набошад.
Камоли хастаро имрӯз дарёб,
Ки сабраш аз ту то фардо набошад.

***

Хушо ғаме, ки ба рӯям зи рӯи ӯ ояд,
Ки ҳар чӣ ояд аз он рӯ, маро накӯ ояд.
Ба шӯхӣ омадану ношикастани дили мо
Гаронтар аст зи санге, ки бар сабӯ ояд.
Савори ашк, ки ронад ба ҳар тараф Гулгун,
Чу хоки пои ту бинад, равон фурӯ ояд.
Сабо гирифта каманди бунафша дастовез,
Ки шаб ба ҳалқаи он зулфи мушкбӯ ояд.
Бад-он хаёл, ки бинад рухи ту гул дар об,
Равонтар аз дигарон бар канори ҷӯ ояд.
Чӣ ҷои чашмаи ҳайвон, ки ҷӯйбори биҳишт
Агар даҳони ту бинад, ба ҷустуҷӯ ояд.
Камол васли миёнат чӣ гуна бинвисад,
Ки он сухан ба забони қалам чу мӯ ояд.

Дар роҳи ишқ ҳар ки ба мо иқтидо кунад,*
Бояд, ки сар бибозаду ҷонро фидо кунад.
Девонавор хонаи ҳастӣ кунад хароб,
Ҳар к-ӯ асоси ишқи ҳақиқӣ бино кунад.
Ёре гузидаем, ки дар ҳосили ҳаёт
Гар сар кунем дар сари кораш, киро кунад.
Дар ҳақи ман рақиб агар гуфт тӯҳмате,
Соҳибназар ҳароина ин ифтиро кунад.
Рӯзе зи рӯи лутф напурсӣ, ки ин ғариб
Бе мо чӣ гуна мегузаронад, чиҳо кунад?

Вақте нидое аз сари кӯят шунидаме,
Ку ҳотифе, ки бозам аз он ҷо нидо кунад?
Сисола бандагии Камол  ар қабул нест,
Рафт он чӣ рафт, боз зи нав ибтидо кунад.

***

Дар сӯҳбати дӯст ҷон нагунҷад,
Шодию ғами ҷаҳон нагунҷад.
Дар хилвати қурбу ҳуҷраи унс
Ин роҳ наёбад, он нагунҷад.
Мо хонахаробкардагонро
Дар дил ғами хонумон нагунҷад.
Эй хоҷа, ту марди худфурӯшӣ,
Рахти ту дар ин дукон нагунҷад.
Пур шуд дару боми ёр аз ёр,
Ағёр дар он миён нагунҷад.
Танро чӣ маҳал, ки дар ҳаримаш
Сар низ бар остон нагунҷад.
Ё дӯст гузин, Камол, ё ҷон,
Як хона ду меҳмон нагунҷад.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори нахуст дар Тоҷикистон нашр мешавад.

---

Дар ишқи ту тарки сар чӣ бошад,
Аз дӯст азизтар чӣ бошад?!
Ҷон низ агар фиристам он ҷо,
Ин тӯҳфаи мухтасар чӣ бошад?!
Эй мардуми чашми равшани ман,
Бар ман фиканӣ назар, чӣ бошад?!
Гуфтӣ: Чӣ кунӣ, агар кашам теғ?
Бисмиллаҳ, гӯ, дигар чӣ бошад.
Чун куштани банда бар ту саҳл аст,
Лутфе кунӣ ин қадар, чӣ бошад.
Ҳарчанд кам аст давлати васл,
Хуш зиндагияст, ҳар чӣ бошад.
Гӯянд: Камол, дар дилат чист?
Андешаи ӯ, дигар чӣ бошад?

***

Дар ғами дилдор касро ин гирифторӣ мабод!
Ҳеч ошиқро зи ёре дарди беёрӣ мабод!
Хуни дил омад шаробам, нуқл дашноми рақиб,
Ҳеч касро инчунин хориву хунхорӣ мабод!
Чашми бемори маро гар хоб мепӯшад назар,
Ҷуз хаёлаш мӯнисе дар хобу бедорӣ мабод!
То зи ҳою ҳуи мастон зоҳидон дар заҳматанд,
Ошиқонро аз маи ишқи ту хушёрӣ мабод!
Гар дили ёрони худ дорад бар оташ ҳамчунин,
Инчунин ҷуз бо манаш ёриву ғамхорӣ мабод!

Бонги мурғ аз дом чун бахшад фараҳ сайёдро,
Кори ман дар зулфи ӯ ҷуз нолаву зорӣ мабод!
Аз талаб гар мефазояд доғу дарди ӯ, Камол,
Дар дили реши ту ҷуз дарди талабгорӣ мабод!

Дузди дилҳост сари зулфи ту з-онаш бастанд,
Мебурад банди худ, оре, на чунонаш бастанд.
Расани зулфи ту пайванди дилу ҷон бигусаст,
Чӣ сабаб буд, ки бар риштаи ҷонаш бастанд?
Дар чаман пеши гул аз лутфи ту рамзе мерафт,
Об шӯридагие кард, равонаш бастанд.
Хост бо накҳати ту дам занад аз шиша гулоб,
Бизаданаш ҳама бар рӯю даҳонаш бастанд.
Ҳаҷр куштаст, на он ғамзаву абрӯ моро,
Ин ҳама ҷурм чу бар тиру камонаш бастанд.
Бар сари оташи ғам сӯхт кабоби ҷигарам,
Гӯиё, бар дили хунобчаконаш бастанд.
Захми ҳар тир, ки омад зи ту бар ҷони Камол,
Марҳаме буд, ки бар реши ниҳонаш бастанд.

***

Дигар, гуфтӣ, наҷӯям бар ту бедод,
Муборак мурду он гаҳ кардӣ озод.
Чӣ миннат бошад аз сайёди бераҳм,
Ки пои мурғ бисмил карду бикшод?
Чӣ ҳосил з-он ки Ширин аз лаби хеш
Пас аз куштан диҳад ҳалвои Фарҳод?
Фаромӯшам нахоҳӣ шуд чу алҳамд,
Дар он дам, к-ам ба такбир оварӣ ёд.
Ба бодат мефиристам хидмату боз
Намехоҳам, ки бар ту бигзарад бод.
Шудам хоку ба ҳар сӯ бурд бодам,
Касе, к-аз дӯст дур афтад, чунин бод!
Камол, аз хуни дил тар соз нома,
Саломи хушк чун натвон фиристод.

Дилбаро, чашми хушат офати мастон омад,
Ташнаи лаъли ту сарчашмаи ҳайвон омад.
Партаве з-оинаи рӯи ҷаҳонороят
Матлаъи ҳусну латофат, маҳи тобон омад.
Шаммае аз сари гесӯи абирафшонат
Нофаи оҳуи Чин, турраи райҳон омад.
То расид аз сари кӯи ту насиме ба биҳишт,
Бандаи хоки раҳат равзаи ризвон омад.
Солҳо пеши висоли ту набитвон гуфтан

Он чӣ бар ҷони ман аз меҳнати ҳиҷрон омад.
Дил ба умеди саропардаи васлат, ҳайҳот,
Рафт чандон, ки раҳи умр ба поён омад.
Ҳар киро дар ду ҷаҳон орзуи рӯи ту нест,
Ҳаявонест, ки дар сурати инсон омад.
Эй, ки дил металабӣ, дар шикани зулфаш ҷӯй,
З-он ки ӯ маҷмаъи дилҳои парешон омад.
Кӣ расонад ба Камол аз сари кӯи ту нишон,
Пои умед чу андар раҳи нуқсон омад?

***

Дилбар чӣ зуд хат ба рухи дилситон кашид,
Хатте чунон латиф ба моҳе тавон кашид.
Наққоши сунъ сурати хуби ту менигошт,
Чун нақш баст қадди ту, чусту равон кашид.
Мӯе, ки дар сари калами нақшбанд буд,
Нақши даҳони танги ту, гӯӣ, бад-он кашид.
Чашмат чӣ хуш кашид ба абрӯ камони ҳусн,
Бемор буд, турфа, чӣ гуна камон кашид?!
Бар пои нозукат зи сарам сояе фитод,
Маҷрӯҳ шуд, ки бори гароне чунон кашид.
Хоҳам нахуст бар сафи зулфат фишонд ҷон
В-он гаҳ чу бод зулфи туро ройгон кашид.
Шабҳо кашид оҳу фиғон бар дарат Камол,
Дарвеш ҳар чӣ дошт, бар он остон кашид.

Дил чароғест, ки нур аз рухи дилбар гирад
В-ар бимирад зи ғамаш, зиндагӣ аз сар гирад.
Сифати шамъ ба парвонадиле бояд гуфт,
К-ин ҳадисест, ки бо сӯхтагон даргирад.
Муфтӣ ар фикр кунад дар вараҳи рухсораш,
Бишканад хомаву тарки хату дафтар гирад.
Соқиё, бода бигардон, ки малӯлем зи хеш,
То замоне зи миён ҳастии мо баргирад.
Об зан, гӯ, дари майхона, ки фарроши ҳарам
Остон бӯсазанон ҳалқаи ин дар гирад.
Гар аз он лаб бичашад чошние зоҳиди шаҳр,
Ба хароботи муғон ояду соғар гирад.
Бикаш аз ҳар тарафе теғ ба озори Камол,
Ки ба ҳар захми ту ӯ лаззати дигар гирад.

***

Дил дар талабат рӯй ба саҳрои ғам овард,
Ҷон бе даҳанат рахт ба кӯи адам овард.
Моро ҳаваси рӯи ту дар кӯи ту андохт,
Ҳоҷӣ зи паи халқа қадам дар ҳарам овард.
Маҳрум марон аз дари хешам, ки гадоро
Уммеди ато бар дари аҳли карам овард.
Рӯзе, ки ба сарвақти ман ой, ҳама гӯянд:
Шоҳест, ки дар кӯи гадое қадам овард.
Фарёди ман аз ғамзаи шӯхи ту, ки дар даҳр
Оини ҷафокориву расми ситам овард.

Бод ин тани савдозада хоки раҳи он бод,
К-аз кӯи ту ҷон дар тани мо дамбадам овард.
Нақши дилу дин шуст Камол аз вараќи ҷон,
То васфи хату холи бутон дар қалам овард.

Дил зи дорухонаи дардат даво дорад умед,
Шарбати хосе аз он дорушшифо дорад умед.
Ҳар касе дорад аз он ҳазрат таманнои ато,
Муфлиси ишқи ту ташрифи бало дорад умед.
Ҷону дил то завқи он ҷавру ситам дарёфтанд,
Ин ситам дорад тавақќӯъ, он ҷафо дорад умед.
Куштаи шамшери ғам, яъне шаҳиди ишқро
Зиндагӣ ин бас, ки аз ту хунбаҳо дорад умед.
Бар сари роҳи талаб шуд хок чашми интизор,
Ҳамчунин аз хоки поят тӯтиё дорад умед.
Дорам уммеде, ки ёбам бар бисоти қурб роҳ,
Ин гадо, бингар, ки васли подшо дорад умед.
Давлати бӯсидани поят намеёбад Камол,
Бо чунин кӯтоҳдастӣ марҳабо дорад умед.

***

Дили ғамдида шикоят зи ғами ӯ накунад,
Толиби дард фиғон аз алами ӯ накунад.
Кист он кас, ки расад дӯст ба фарёди дилаш?
Он ки фарёд зи ҷавру ситами ӯ накунад.
Ҳар ки хурсанд набошад ба ҷафоҳои ҳабиб,
Носипосест, ки шукри ниами ӯ накунад.
Чашми зоҳид нашавад пок зи худбинии хеш,
То чу мо сурма зи хоки қадами ӯ накунад.
Порсо пушти фароғат чӣ ниҳад бар меҳроб,
Гар кунад такя, чаро бар карами ӯ накунад?
Шарбати дарди ту ҳар хаста, ки нӯшид даме,
Илтифоте ба Масеҳову дами ӯ накунад.
То ба гирди дари ту тавфкунон аст Камол,
Ҳаваси Қаъбаву ёди ҳарами ӯ накунад.

Дил куҷо шуд, хабараш ғамзаи ӯ медонад,
Маст ҳар ҷо, ки кабоб аст, ба бӯ медонад.
Ҳар парешонию ошӯб, ки ҷонро зи ҷафост,
Дили девона аз он силсиламӯ медонад.
Носеҳо, маслиҳати ман ҳаваси рӯи накӯст,
Ҳар касе маслиҳати хеш накӯ медонад.
Ман аз он сарв, ки бар дида нишондам, набурам,
Боғбон қимати сарви лаби ҷӯ медонад.
Ёр, гӯянд, чӣ хоҳад ба ту дод аз лаби хеш?

Ман чӣ донам? Карами ӯст, ҳам ӯ медонад!
Бар дарат тоқати бедории ман касро нест,
Нест ҳоҷат ба гувоҳам, саги кӯ медонад.
Кард чун зулфи ту бо ғамза фурӯ, дошт Камол,
З-он ки бадмастии он арбадаҷӯ медонад.

***

Дил, ки аз дарди ту пур шуд, ноларо чун кам кунад?
Марҳаму дармон куҷо ин дарди афзун кам кунад?
Аз хурӯши куштагон гар заҳмате бошад туро,
Ғамзаи беморро фармо, ки то хун кам кунад.
Оби чашмам кам нашуд, чандон ки мижгон баргирифт,
Кас ба парвезан чӣ гуна оби Ҷайҳун кам кунад?
Бо дусад ганҷи гуҳар гар кардамат қимат, маранҷ,
Муштарӣ низ аз баҳои дурри макнун кам кунад.
Гар ба ман бӯсе бубахшӣ, кам нагардад з-он ҷамол,
Боз гӯӣ кай гадо аз ганҷи Қорун кам кунад?
Рашкам аз зоҳид намеояд, ки гаҳ-гаҳ бинадат,
Табъи номавзун чу майли шакли мавзун кам кунад.
Гар чу шамъи хилватат сӯзад, забон макшо, Камол,
Қиссаи сӯзи дарун ошиқ ба берун кам кунад.

Дили гармам зи ту бар оташи ғам сӯхта бод!
Оташи ишқи ту дар ҷони ман афрӯхта бод!
Ҷон, ки хӯкарда ба ташрифи ҷафоҳои ту буд,
Чун ту рафтӣ, ба балоҳои ту омӯхта бод!
Ҷигари хаста ба шамшери ту гар пора шавад,
Ҳам аз он кош ба як тири дигар дӯхта бод!
Чун назар дӯхт ба ҳар тири ту чашм, он ҳама тир
Якбаяк дар назари дӯхта андӯхта бод!
Қимати банда чӣ донад, ки ба сад ҷони азиз
Ҳам насими сари як мӯи ту бифрӯхта бод.
Ту ба рух шамъиву парвонаи ҷонсӯз, Камол,
Шамъ афрӯхта, парвонаи ӯ сӯхта бод!

***

Дил муқими дари он ҷону ҷаҳон мебошад,
Хотир он ҷост, ки он ҷону ҷаҳон мебошад.
Хуш бувад дилнигаронӣ ба чунон дилбанде,
Ки бад-ин кас дили ӯ ҳам нигарон мебошад.
Гар шудам ошиқу майхора, маро айб макун,
Пири ман, к-ин ҳама дар табъи ҷавон мебошад.
Ҳар куҷо мегузарам, ошиқу риндам хонанд,
Ошиқ, оре, ҳама ҷое ба нишон мебошад.
То насӯзӣ, нашавад шамъи дилат нуронӣ,
Шамъро равшании хотир аз он мебошад.
Ҳамаи шаҳр бигуфтанду нагуфтанд хилоф,
Ки фалонро тамаъи васли фалон мебошад.

Аз ғами ҳаҷр маяндеш, Камоло, чандин,
Ки фалак гоҳ чунин, гоҳ чунон мебошад.

Дили ман бори ҷафои ту на танҳо бикашад,
Доғи ҷавру ситамат ҳар ду ба як ҷо бикашад.
Ҷон ба яксар накунад бо сари шамшери ту қатъ,
Ки чу зулфат ба қадамҳои ту сарҳо бикашад.
Хуш бувад тири ту бар сина, вале он хуш нест,
Ки камондори ту бозояду аз мо бикашад.
Нарасад бар ту маҳи чорда бар гӯшаи бом,
Гар зи хуршедрухӣ сар ба Сурайё бикашад.
Ин ҳама бори ҷафо ошиқ аз он кард қабул,
Ки дар он воқеа худро бикушад, ё бикашад.
Қалами сунъ кунад рақсу сарандозиҳо,
Дасти қудрат гар аз он сурати зебо бикашад.
Мекашад нолаву оҳ аз дили ғамдида Камол,
Ҳар ки шуд ошиқи рӯи ту аз инҳо бикашад.

***

Дили ман бе ту дигар дидаи бино чӣ кунад?
Дида бе манзари хуби ту тамошо чӣ кунад?
З-он лабам менадиҳад дил, ки назар баргирам,
Чашми сӯфӣ нашавад сер зи ҳалво, чӣ кунад?
Доғу дарде, ки расад аз ту маро ҳаққи дил аст,
Дил ҳақи худ накунад аз ту тақозо, чӣ кунад?
Ошиқ аз шавқи ҷамоли ту чу гул ҷомадарон,
Ҳолиё кард ба сад пора, дигар то чӣ кунад?
Порсо аз вараъу зӯҳд қабули ту наёфт,
Бе иноят накунад фоида, инҳо чӣ кунад?
Ёр бе ҷурм, гирифтам, ҳамаро кушт имрӯз,
Ҳеч бо худ накунад фикр, ки фардо чӣ кунад?
Карда аз ҳар тарафе дарду бало қасди Камол,
Дар миёни  ҳама мискин тани танҳо чӣ кунад?

Дили ман сӯҳбати дилдори дигар металабад,
Хотирам бори дигар ёри дигар металабад.
Ёри бадмеҳр ғами ошиқи мискин чу нахӯрд,
Лоҷарам мӯнису ғамхори дигар металабад.
Чӣ равам пеши табибе, ки чу дардам донист,
Дамбадам бар дилам озори дигар металабад.
Гар ниҳад бори ҷафо ёри мувофиқ бар ёр,
Гарчи борест гарон, бори дигар металабад.
Шуд малӯл аз лабу гуфтори мукаррар дили ман,

Даҳани танги шакарбори дигар металабад.
Дидаи ростназар бар гузари сарвқадон
Қомати дигару рафтори дигар металабад.
Булбул аст аз гули бо хор ба  озор, Камол,
Ки гули дигару гулзори дигар металабад.

***

Дўстонам саги ту мехонанд,
Дўстон қадри дўстон донанд.
Тезтар бошадам ба теғи ту меҳр,
Ки ба теғи ту аз дарам ронанд.
Бо рақибони тундхўй бигўй,
Ки зи куштан маро натарсонанд.
Кай гузоранд ҳосидон ба туам,
Ки маро ҳам ба ман намемонанд?
Аз рухат ҳам ҳақи назар бирасад,
Гар ду зулфи ту ҳақ напўшонанд.
Чӣ дарахти гулӣ, ки аз сари шох
Ҳар гуле бар тани ту ларзонанд.
Ба ғуломӣ барор номи Камол,
То ҳама халқ муқбилаш хонанд.

Дўш боди саҳарӣ зулфи ту меафшонид,
Ҷон бадар мешуд аз он ҳалқа, ки меҷунбонид.
Ёфт бўи туву чун зулфи ту гардид ба сар,
Он ки дар маҷлиси мо миҷмара мегардонид.
Ваъз дар маҷлисиён ҳеч намекард асар,
Дардманди ту зад оҳе, ҳамаро гирёнид.
Он лаб афсўскунон пурсиши дилҳо фармуд,
Боз бар сўхтагиҳо намаке афшонид.
Дудҳо аз хату холи ту ба ҳар сў бархост,
Партави рўи ту то боз киро сўзонид?
Бўи хун медамад аз хоки шаҳидони ғамат,
Ин на хунест, ки бо хок тавон пўшонид.
Ғамза то чанд кунӣ ранҷа ба озори Камол,
Ки ба сад теғ нахоҳад зи ту дил ранҷонид.

***

Дўш чашмам зи фироқи ту ба хун тар мешуд,
Оҳи ман бе маҳи рўят ба фалак бар мешуд.
Ашк меомаду мешуст зи пеши назарам
Ҳар чӣ ҷуз нақши ту дар дида мусаввар мешуд.
Маҳ ба кўи ту шаби чорда худбин мегашт,
Чун ба оинаи рўи ту баробар мешуд.
Ҳар куҷо з-он лаби ширин сухане мекардам,
Сухани қанд нагуфтам, ки мукаррар мешуд.
Қадри васли ту дил имрўз накў медонист,
Агар он давлаташ ин бор муяссар мешуд.

Ҳар насиме, ки шаб ба зулфи ту дар маҷлиси мо
Мегузашт, аз дами ӯ шамъ муанбар мешуд.
Сифати оразӣ чун оби ту дар дафтари хеш
Пештар з-он бинавиштам, ки варақ тар мешуд.
Он ки вақте нигарон буд ба рӯи ту, Камол,
Гар ҳамедид кунунаш, нигаронтар мешуд.

Дӯш дар хонаи мо моҳ фурӯд омада буд,
Хона равшан шуду дидем, ҳам ӯ омада буд.
То бубинем маҳи талъати маймунфолаш,
Қуръа андохта будему накӯ омада буд.
Бо хаёли лабу он орази нозук, дар чашм
Оби давлат ҳамаро боз ба ҷӯ омада буд.
Медамид аз дами мушкини сабо бӯи биҳишт,
Бӯй бурдем бар ӯ, з-он сари кӯ омада буд.
Ҳар кӣ дидем чу чашму сари зулфаш он ҷо,
Масту ошуфтаи он силсиламӯ омада буд.
Нотамомии маҳ он шаб ҳамаро равшан шуд,
Ки чу оина ба ӯ руйбарӯ омада буд.
Дили девонаи худ сӯхта чун уд, Камол,
Он парирӯи малакхӯй ба бӯ омада буд.

***

Дӯшам хаёли рӯи ту дар сар  фитода буд,
Гӯӣ, дари биҳишт ба рӯям кушода буд.
То ту зи дар дароиву маҷлис диҳӣ фурӯғ,
Шаб то ба рӯз шамъ ба по истода буд.
Соқӣ ба ёди рӯи туам ҳар қадаҳ, ки дод,
Оби ҳаёт буд, ки хӯрдам, на бода буд.
Ҷон аз лаби ту хост гузаштан ба нозукӣ,
Он софдил, бубин, ки чӣ миқдор сода буд.
Дар хоб дидамат, ки ба ман даст медиҳӣ,
Давлат, нигар, ки дӯш маро даст дода буд.
Саргаштае, ки буд ба пешат равон чу шамъ,
Ҷоне ба даст кардаву бар каф ниҳода буд.
Дард арчи кам набуд зи ҳар сӯ Камолро,
Дӯш аз фироқи рӯи ту чизе зиёда буд.

Дӯшам дил аз ғами ту бар оташ ҳаметапид
В-аз дида бо хаёли лабат об мечакид.
З-он лаб чу мешунид ҳадисе дили кабоб,
Месӯхт, чун намак ба ҷароҳат ҳамерасид.
Дар пеш мефиканд сари худ қатили ишқ,
Аз шарми ин гуноҳ, к-аз он теғ мебурид.
Нокарда сар қалам, сари зулфат куҷо кашем?
Дол аст зулфи ту, натавон бе қалам кашид.
Пеши ту рӯзу шаб чӣ барам номи меҳру моҳ,

Чун меҳри дигаре натавон бар ту баргузид.
Гирам, ки бод бо ту барад оҳи ин заиф,
Аз бод нолаи паша камтар тавон шунид.
Чашми Камол рӯи ту диду ба гиря гуфт:
Чашми раванда чун ту дар иқлимҳо надид.

***

Дӯшам зи қибла рӯй бар он остона буд,
Ашкам зи дида сӯи дарат ҳам равона буд.
Дар сар майи сабӯҳиву дар дидаҳо хумор,
Ҷон бе лаби ту ташнаи ҷоми шабона буд.
Аз холи орази ту фитодам ба банди зулф,
Мурғе, ки шуд ба дом, сабаб обу дона буд.
Ҷонам зи захми ғамза ба чашми ту мегурехт,
Аз хастаги-ш майл ба беморхона буд.
Чун дар сухан шуд он лаби ширин шакарфишон,
Дар гӯшҳо ҳикояти Ширин фасона буд.
Дил буду оҳу нола бар он дар кашид боз,
Чун шамъи ҷонсӯхта худ дар миёна буд.
Алқисса, з-ин фасона муроди дили Камол,
Шарҳи ғами ту буд, дигарҳо баҳона буд.

Дӯшина аз ӯ кулбаи мо шоҳнишин буд,
Ғамхонаи дарвеш беҳ аз хулди барин буд.
Ҳам давлати султониву ҳам пояи шоҳӣ,
Дар боргаҳи ишрати мо айш камин буд.
Ҳоҷат ба маю нуқл нашуд маҷлисиёнро,
К-он лаб ба шакарханда ҳам он буду ҳам ин буд.
Аз гӯшаи хотир ба нишоти назари ӯ
Андеша бурун омаду ғам низ бар ин буд.
Дил рафт ба ҳайрат ҳама шаб дар сари он зулф,
К-аз толеи шӯрида умедаш на чунин буд.
Алқисса, ба наззораи он рӯй бирондем
Айше, ки беҳ аз мамлакати рӯи замин буд.
Минбаъд Камол аз аҷал андеша надорад,
К-аз зиндагияш ғояти мақсуд ҳамин буд.

***

Дӯшина хаёлат ҳама шаб мӯниси мо буд,
То рӯз ду дасти ману он зулфи дуто буд.
Маҷлис хушу дил ҷамъу мураттаб ҳама асбоб,
Аз айш ба рӯи ту чӣ гӯям, ки чиҳо буд.
Дар кулбаи мо меҳнати ҳаррӯза шаби дӯш
Ташриф нафармуд, надонем куҷо буд?
Ман дар аҷаб он лаҳза зи ташрифи висолат,
К-он поя на дархурди мани бесарупо буд.
Гар якдама васли ту харидем ба сад ҷон,
Он ҳам сари як мӯи туро нимбаҳо буд.

Андешаи хун рехтанам дӯш ба он чашм
Бар азми ҷафо кардию он айни вафо буд.
Гар дошт Камол аз ту ниҳон сӯзи ту чун шамъ,
Бар сӯзи ниҳони-ш рухи зард гуво буд.

Дӣ хиромон ба раҳе ёр маро пеш омад,
Фитна овард ба ман рӯй, бало пеш омад.
Зулфи мушкинаш агар дошт ба ошиқ сари ҷанг,
Бо ман он рӯз ба сад гуна сафо пеш омад.
Муҳташамвор ба ҳар сӯ, ки шуд он маҳ, ӯро
Ҳама раҳ ошиқи дарвеши гадо пеш омад.
Тӯҳфаи лоиқи маъшуқ чу дар даст надошт,
Ошиқи зор ба зориву дуо пеш омад.
Бар рухам гаҳ чу дуру гаҳ чу ақиқ омад ашк,
Дидаро бе рухи ӯ бин, ки чиҳо пеш омад.
Раҳ ғалат кардаму пай гум ба мулоқоти рақиб,
Бозам он раҳзани дилҳо зи куҷо пеш омад?
Нест дар ишқи ту хуни мижа махсуси Камол,
Ки аз ин сел дар ин раҳ ҳамаро пеш омад.

***

Дидӣ, ки ёр ваъдаи худро вафо накард,
Моро ба хеш хонду ба хилват раҳо накард.
Бисёр лоба кардаму зориву бехудӣ,
Он нохудойтарс дари баста во накард.
Гар буд дар миёна ҳадисе, чаро нагуфт
В-ар дошт шиквае зи ман он дам, чаро накард?
Рафтам бад-он умед, ки ҳоҷат кунад раво,
Аз дар равона кардаму ҳоҷат раво накард.
Моро чу мӯи хеш парешон фурӯ гузошт
В-аз рӯи лутф чашми иноят ба мо накард.
Оҳам шунид, лек нафармуд раҳмате,
Набзам бидид, дарди диламро даво накард.
Гуфтам, ки рӯи дил ба суи дигаре кунам,
Ҳусни вафову аҳди қадимаш раҳо накард.
Не-не, шикояте натавон кард, эй Камол,
Султони вақт гар назаре бар гадо накард.

Рухат гулбарги худрӯ менамояд,
Дар ӯ аз нозукӣ рӯ менамояд.
Хаёли оразат дар чашми гирён
Чу оби равшан аз ҷӯ менамояд.
Ба рӯи дӯст монанд аст хуршед,
Ба чашмам гарм аз он рӯ менамояд.
Зи хубиҳо, ки дар туст, аз ҳазорон
Даҳонат як сари мӯ менамояд,
Рухи худ дид гул дар обу мегуфт:

Агар накнам ғалат, ӯ менамояд.
Чу мутриб хонд абёти ту, гӯянд,
Ки ин гӯянда хушгӯ менамояд.
Камол, аз рӯи он маҳ ҳар чӣ гӯӣ,
Ба ваҷҳи ақл некӯ менамояд.

***

Рухи ту дидаму зоҳид наметавонад дид,
Муроди мост, ки ҳосид наметавонад дид.
Дигар ба савмаа хилватнишин куҷо бинад
Маро, ки бе маю шоҳид наметавонад дид?
Ба гардани ту нахоҳам, ки бинам он тасбеҳ,
Ки ринд шакли муқаллид наметавонад дид.
Касе, ки гӯшаи меҳроби абруят дидаст,
Дигар касеш ба масҷид наметавонад дид.
Ба нарди ишқи ту нақше зи каъбатайни мурод
Варои ошиқи форид наметавонад дид.
Равон нагашта ба саҷҷода ашк сӯфиро,
Чӣ суди вирд, ки ворид наметавонад дид?
Ба диданаш чӣ шитобад раванда бе ту Камол,
Ки бе далолати муршид наметавонад дид?

Рухи ту нур ба моҳи тамом мебахшад,
Чу хилъате, ки шаҳе бар ғулом мебахшад.
Маро, ки куштаи ҳаҷрам, зи лаб паём расон,
Ки боз умри навам з-он паём мебахшад.
Биёр себи зақан, гарчи нуқраи хом аст,
Ки боғбон ба гадо ҳар чӣ хом мебахшад.
Ҳарими васли ту чун Каъба манзил басафост,
Маро сафои аҷаб он мақом мебахшад.
Ба ёди зулфу рухи туст мири маҷлисро
Даму нафас, ки ба ҳар субҳу шом мебахшад.
Муриди бодафурӯшам, ки Шайхи Ҷом худ ӯст,
Ҳар он ки з-ӯ мададе хост, ҷом мебахшад.
Камол, бӯса диҳам, гуфт, бо ту, ё дашном?
Ба ҳар ду нуқл хушам, ҳар кадом мебахшад.

***

Рухи чунин, ки ту дорӣ, кадом маҳ дорад?
Худо ҳамеша зи чашми бадат нигаҳ дорад!
Бикуш нахуст маро, гар гунаҳ муҳаббати туст,
Ки банда аз ҳама бисёртар гунаҳ дорад.
Ғуломи он саги кӯям, ки чун шинохт маро,
Бар остони ту камтар зи хоки раҳ дорад.
Ба чини зулфи сияҳ чашмат оҳуи Хутан аст,
Ки бар канори гулу сабза хобгаҳ дорад.
Қиёмат аст ба хубӣ рухат, ки дар вай зулф
Ба ҷурми зерпурӣ номаи сияҳ дорад.

Чу кӯси ҳусн задӣ, қалби ошиқон машикан,
Ки тоҷу тахти шаҳон зиннат аз сипаҳ дорад.
Камол, фаҳми сухан нест дар гадотабъон,
Сухан дур асту тааллуқ ба гӯши шаҳ дорад.

Рӯят ба чунин дида тамошо натавон кард,
Васли ту бад-ин сина таманно натавон кард.
То дида нахуст аз ту назар вом нагирад,
Наззораи он сурати зебо натавон кард.
То ҳиммати воло нашавад раҳбари хотир,
Андешаи он қомату боло натавон кард.
Гар теғ кашад душману гар таъна занад дӯст,
Қатъ аз туву савдои ту қатъо натавон кард.
Дар давлати хубӣ ба гадоёни дари хеш
Лутфе бикун имрӯз, ки фардо натавон кард.
Ту доруву дармони дилу дидаи решӣ,
Берун зи дилу дида туро ҷо натавон кард.
Дарде зи ту дар ҷони Камол аст, ки онро
Илло ба висоли ту мудово натавон кард.

***

Рӯи ту ба ҷуз оина дидан кӣ тавонад?
Зулфи ту ба ҷуз шона кашидан кӣ тавонад?
Қанди даҳанат шарбати хосе, ки зи лаб сохт,
Дидан натавон хоса, чашидан кӣ тавонад?
Чандон ки туӣ орзуи ҷони азизон,
Бо орзуи хеш расидан кӣ тавонад?
Дар зери лаб аз біми рақиби ту бар он рӯй
Мо фотиҳа хондем, дамидан кӣ тавонад?
Машшота диле дошт чу пӯлод ба сахтӣ,
Варна зи чунон зулф буридан кӣ тавонад?
Чун нест Камол аз суханони ту гузинтар,
Касро ба сухан бар ту гузидан кӣ тавонад?
Он ҷо, ки бихонанд баланд ин суханонро,
Дигар сухани паст шунидан кӣ тавонад?

Рӯи ту дидам, суханам рӯй дод,
З-оина тӯтӣ ба сухан дарфитод.
Сӯфияму мӯътақиди некувон,
Кист чу ман сӯфии некэътиқод?!
Хонаи чашмам, ки хаёлат дар ӯст,
Ҷуз ба тамошои ту равшан мабод!
З-омаданат рафт хабар дар чаман,
Сарви равон ҷасту ба по истод.
Маҳ, ки ниҳодӣ кулаҳи ҳусн каҷ,

Рӯи ту дид, он ҳама аз сар ниҳод.
Эй, ки фаромӯш наӣ ҳеч вақт,
Вақт нашуд, к-оварӣ аз банда ёд?!
Ёд кун аз ҳолати он, к-аз Камол
Пурсиву гӯянд, туро умр бод!

***

Рӯи чун моҳи ту ҳар бор, ки дар чашми тар ояд,
Хубтар ояд аз он моҳ, ки дар об бараяд.
Дар ба занҷир бубандад ҳама вақту аҷаб аст ин,
Ки дари давлатам он зулфи чу занҷир кушояд.
Гӯйиро турфа набошад, ки рабоянд халоиқ,
Турфа он гӯи занахдон, ки дили халқ рабояд.
Пераҳан лутфи танат з-он ки бипӯшид, чӣ ҳосил
Остини ту ду соид чу ба ангушт намояд?
Нолаву ашк чу хуноба ман аз дида набинам,
Инчунинҳо ту кунӣ, эй дилу инҳо зи ту ояд.
Пеши болои ту бар тарфи чаман сарви сиҳиро
Боғбонон нагузоранд, ки густох барояд.
Андалебаст Камол, омада дар боғи маонӣ,
Ки бисозад ғазалу бар гули рӯи ту сарояд.

Раҳ кушуданд, бор барбандед,
Хештан зери бор мапсандед!
Ин ҷаҳон дардхурда дандонест,
Ворахидед аз ӯ, чу баркандед!
Баргрезони умр шуд наздик,
Хира-хира чу гул чӣ механдед?
Шохи бемева гар ҳама Тӯбост,
Бибуредаш, ба мева пайвандед!
Раҳнамоёни ишқ оинаанд,
Пеши оина дам фурӯ бандед.
То намояд рухи шумо ба шумо,
Гар ҳама тӯтиву ҳама қандед,
Ба фалак раҳбари шумост, Камол,
Гар ҷаҳон зери пой афкандед.

***

З-он пештар, ки дида ҷамоли ту дида буд,
Нақши ту бар сарочаи дил баркашида буд.
Аз сояи пари магас озурда шуд рухат,
Баҳри шакар магар сӯи он лаб парида буд?
Рухсори зард ошиқи он рух ба зар харид,
Ӯ худ чу бандагони дигар зархарида буд.
Юсуф бубину ҳусн, мабин корд дар миён,
Он теғи ғамза буд, ки кафҳо бурида буд.
Борид теғу тир шаби ҳаҷр бар сарам,
Дур аз ту, бин, чиҳо ба сари ман расида буд.

Гӯӣ, ки буд акси баногӯши ёру дур
Бар барги гул, ки қатраи борон чакида буд.
Ғоратгари маонии маҷмӯаи Камол
Дуздид, ҳар чӣ ёфт, сухан дар ҷарида буд.

З-он пеш, ки ҷон дар тутуқи ғайб ниҳон буд,
Акси рухи дилдор дар оинаи ҷон буд.
Он дам, ки набуд аз дилу ҷон ҳеч нишоне,
Бар чеҳраи ушшоқ зи номи ту нишон буд.
Аз хоби адам дидаи дил ношуда бедор,
Дар дидави дил нақши хаёли ту аён буд.
Бо ҳалқаи гесӯи ту шӯридадилонро
Ҳар ҳол, ки дар Каъба, ба бутхона ҳамон буд.
Ишқ аз тарафи ёр падид омад аз оғоз,
Маъшуқ шунидӣ, ки ба ошиқ нигарон буд.
Ҳар нақш, ки аз коргаҳи ғайб баромад,
Бурдем гумоне, ки туӣ он, на чунон буд.
Дар пои ту ҷон дод Камолу зи ҷаҳон рафт,
Алминнатулиллаҳ, ки таманнои ту он буд.

***

З-он миён ҳеч агар нишон бошад,
Ин хабар ҳам дар он даҳон бошад.
Гар миён бошадаш ба зери қабо,
Хирқаи банда дар миён бошад.
Гар даҳон гӯямаш, ки ҳаст он низ
Сухане аз сари забон бошад.
Дил зи сарви равони ӯ зиндаст,
Ҳама кас зинда аз равон бошад.
Гӯ, бирав ҷону ҷо ба ӯ бигзор,
Ки маро ӯ ба ҷои ҷон  бошад.
Ақл гуфт: Ар ба ҳусн оне ҳаст,
Он қаду абрӯи фалон бошад.
Ин чӣ ҷои тааммул аст, Камол?
Алифу нун барои он бошад.

Зоҳид аз рӯи ту то чанд маро тавба диҳад?
Гӯ, дуо кун, ки Худояш зи риё тавба диҳад.
Гуфтаӣ, бар дари ӯ бас кун аз ин нолаву оҳ,
Кас надидам, ки гадоро зи дуо тавба диҳад.
Ошиқи рӯи туро з-ин ду бурун коре нест,
Ё рақибаш кушад аз ишқи ту, ё тавба диҳад.
Ройгон дил барад он абрӯву з-ин н-ояд боз,
Шӯхи каҷбоз, кӣ ӯро зи даға тавба диҳад?
Шайх дар даври лаби ӯ ба касе тавба надод,

Ҳама рафтанд ба майхона, киро тавба диҳад?
Пеши лабҳои ту аз даъвии кӯчакдаҳанӣ
Ғунчаҳоро ба задан боди сабо тавба диҳад.
Муршид он нест, ки аз май диҳадат тавба, Камол,
Муршид он аст, ки аз тавба туро тавба диҳад.

***

Зоҳиди борикбин лабҳои борики ту дид,
Хонд «оллоҳумма борак» он даму бар вай дамид.
Он ки дар хилват риёзатҳо кашидӣ солҳо,
Шуд зи бӯят масту дар майхонаҳо соғар кашид.
Сӯфии мо мекунад девонагиҳо дар самоъ,
Оҳ, агар як оқилӣ мекарду з-ин май мечашид.
Порсо гар бингарад он абрӯи шӯх аз камин,
Ҳамчу чашмат беш натвонад ба меҳроб орамид.
То тавон андохт худро ногаҳон дар кӯи дӯст,
Ҳамчу ашки гармрав бисёр мебояд давид.
Имшаб он маҳ гар чу шамъ аз хонақаҳ сар барзанад,
Ҳоюҳуи сӯфиён бар осмон хоҳад расид.
Бо дусад лофи каромат гар лабаш бинӣ, Камол,
Боз бифрӯшӣ ба ҷоме хирқаи сад Боязид.

Зи барги гул, ки насими абир меояд,
Насими ӯст, аз он дилпазир меояд.
Ҳадиси Кавсарам аз ёд меравад ба биҳишт,
Чу нақши рӯю лабаш дар замир меояд.
Бирехт хуни азизон, аҷабтар он, ки ҳанӯз
Зи хурдӣ аз даҳанаш бӯи шир меояд.
Надидам он руху аз ғам шудам бар он дар пир,
Ҷавон ҳамеравад он ҷову пир меояд.
Биё ба ҳалқаи риндон, ки он хати манзур
Миёни аҳли назар беназир меояд.
Касе, ки ҷома бурад бар қадат, кай ояд рост?
Танат ба лутф чу беш аз ҳарир меояд.
Камол дида нахоҳад зи диданат бардошт,
Агар муоина бинад, ки тир меояд.

***

Зи хони васли ту то бо мани гадо чӣ расад?
Ба ҷуз ҷигар ба гадоёни бенаво чӣ расад?
Лабат, ки пуршакар аст, он ба ҳеч кас нарасид,
Аз он даҳон, ки зи ҳеч аст кам, маро чӣ расад?
Ҳазор ташна турову лаби чу қатраи об,
Миёни ин ҳама аз қатрае ба мо чӣ расад?
Ту кистиву ман, эй дил, ки ҷуръае з-ин ҷом
Ба сад чу Ҷам нарасад, то ману туро чӣ расад?
Чунин, ки бар сари кӯи ту теғ меборад,
Ба ҷуз бало ба сари ошиқ аз ҳаво чӣ расад?

Зи найзабозии мижгони шӯхчашмонам
Синон ба сина расиду ҳанӯз то чӣ расад?
Камол, чун нарасад ҷуз ҷафо зи аҳли вафо,
Қиёс кун, ки зи хубони бевафо чӣ расад?

Зи сӯзи ҷони ман он бевафо чӣ ғам дорад?
Агар чароғ бимирад, сабо чӣ ғам дорад?
Касе, ки барнакунад сар зи хоб чашмонаш,
Зи оҳу нолаи шабҳои мо чӣ ғам дорад?
Миёни айшу тараб подшоҳи неъмату ноз
Бар остон зи ниёзи гадо чӣ ғам дорад?
Дигар маро зи бало, дӯстон, матарсонед,
Диле, ки шуд ҳама дард, аз бало чӣ ғам дорад?
Ба кӯи ӯ наравӣ, зоҳидо, марав ҳаргиз,
Ту гар биҳишт набинӣ, маро чӣ ғам дорад?
Авом тири маломат ба ошиқ ар бизананд,
Зи саҳми лашкариён подшо чӣ ғам дорад?
Рақиб, гӯ, шунав он-ч аз дари ту хост Камол,
Гадои кӯ зи саги ошно чӣ ғам дорад?

***

Зи ғамзаҳои ту чандон ки ноз меборад,
Маро зи ҳар мижа ашки ниёз меборад.
Сиришки мо зи ту борони навбаҳорон аст,
Ки лаҳзае наситодасту боз меборад.
Бирехт пайкари Маҳмуду чашми ӯ дар хок
Ҳанӯз хун ба фироқи Аёз меборад.
Зи дурии маҳи рӯят ду чашми бедорам
Ситораҳо ба шабони дароз меборад.
Чу хандаҳош, ки мерезадам намак ба ҷигар,
Малоҳат аз лаби он дилнавоз меборад.
Чу дурӣ аз рухи ӯ, бесафой, эй сӯфӣ,
Гар аз ҷабини ту нури намоз меборад.
Зи тоби оташи рӯест оби чашми Камол,
Ки ашки шамъ зи сӯзу гудоз меборад.

Зулфат, ки бар суман гиреҳе анбарин занад,
Тавқеи ҳусн бар варақи ёсамин занад.
Мӯҳрест нақши хотами давлат, ки офтоб
Онро зи меҳри оризи ту бар замин занад.
Ҳайф аст, агар ба хоки сари кӯят, эй санам,
Ризвон дам аз латофати хулди барин занад.
Суратгаре, ки нақши ту бинад, ғариб нест,
Гар хатти насх дар рухи хубони Чин занад.
Эй шоҳиде, ки шаҳди лабони чу қанди ту

Сад бор таъна бар шакару ангубин занад.
Гард аз ниҳоди гўшанишинон бароварад,
Турки камонкаши ту чу тир аз камин занад.
То кай Камолро ҳаваси хоки пои ту
Обе зи дида бар ҷигари оташин занад?

***

Зи моҳтоби ҷамолат зи моҳ тоб равад,
Чӣ ҷои моҳ, сухан ҳам дар офтоб равад.
Ту он дурӣ, ки зи пеши назар агар биравӣ,
Маро зи дидаи гирён дури хушоб равад.
Макун ба хуни дилам чашм сурх аз он, ки касе
Тамаъ накард ба хуне, ки аз кабоб равад.
Ба ҳасратат нигарам сўи гул, вале зи сароб
Зи ҷони ташна куҷо орзуи об равад?
Кашидам аз ту ҷафои ҷаҳон, кӣ медонист,
Ки бар ман аз малаки раҳмат ин азоб равад?
Чу рафт дар сари ў сар, ту ҳам бирав, эй ҷон,
Ки бо ту низ набояд, к-аз он итоб равад.
Камол, чашми ту гар мебарад шаби ҳиҷрон
Хаёли хоб, чунонаш бизан, ки хоб равад.

Зи мастӣ чашми ў ҳаргиз ба ҳоли мо намеафтад,
Ба ҳар ҷое бияфтад масту ў қатъо намеафтад.
Ба кўят ринди дурдикаш сабў бар сар барояд хуш,
Чӣ майҳо дар сар аст ўро, аҷаб, к-аз по намеафтад.
Зи дурат кай тавон дидан чу бинмоӣ ба мо боло?
Намебинем маҳ, то чашм бар боло намеафтад.
Ба рўзи сайд ҳар тире, ки андозиву гардад гум,
Биё, он дар дили мо ҷў, ки дигар ҷо намеафтад.
Чӣ хуш афтодааст он дурри якто бар баногўшат,
Ки бар гул қатраи борон чунин зебо намеафтад.
Нахустин дидаҳо афтад бар он по, он гаҳе сарҳо,
Ба хоки поят аз танҳо сари танҳо намеафтад.
Шабе, к-он маҳ ба чарх ояд, Камол, он ҷо фикан худро,
Ки сўфӣ дар чунин рақсе ба давронҳо намеафтад.

***

Соқӣ, биёр бода, ки иди сиём шуд,
Он маҳ, ки буд монеъи риндӣ, тамом шуд.
Дардеҳ қадаҳ зи аввали рўзам, ки баъд аз ин
Ҳоҷат бад-он намонд, ки гўянд, шом шуд.
Имрўз ҳар ки хидмати маъшуқу май кунад,
Бахташ камина чокару давлат ғулом шуд.
Бас хирқае, ки буд ба дукони майфурўш,
Тасбеҳу ҷома дар гарави нуқлу ҷом шуд.
Бо зоҳидон магўй зи мастиву завқи ишқ,
Бар ошиқон ҳалолу бар эшон ҳаром шуд.

Дар рӯи хуб гарчи тааммул мубоҳ нест,
Имкони рухсат аст, ба ният чу ом шуд.
Аз аҳли ишқ нанг надорад касе, Камол,
Ҷуз нокасе, ки дар паи номусу ном шуд.

Солҳо дил дар ҳавоят бар сари ҳар кӯ давид,
Аз сабо нашнид бӯе аз туву ранге надид.
Бар сари ҳар мӯям ар теғи ҷафо ронад рақиб,
Як сари мӯи ман аз меҳри ту натвонад бурид.
Медиҳам ҷон дар ҳавои лаъли ҷонбахшат, валек
Бо чунин қалбе сияҳ натвон чунон гавҳар харид.
Хоки он боди фараҳбахшам, ки аз кӯят вазид,
Сайди он мурғи ҳумоюнам, ки бар бомат парид.
Манзили мақсуд наздик асту раҳ эмин, Камол,
Лек то он ҷо зи худ гар нагзарӣ, натвон расид.

***

Сари зулфат намехоҳам, ки дар дасти сабо афтад,
К-аз он ҷонҳо равад барбоду сарҳо зери по афтад.
Рақиби беҳунар то чанд аз ҳад по ниҳад берун,
Мабодо домани давлат, ки дар дасти гадо афтад.
Ба чини зулфат ар гуфтам, ҳадиси мушк, маъзурам,
Парешонгӯйро аксар суханҳои хато афтад.
Фалакро бо ҳама кӯшиш, ки солу моҳ паймояд,
Чунин моҳе напиндорам, ки андар қарнҳо афтад.
Бад-ӯ гуфтам: Бурун афтод рози ишқи мо аз дил.
Бигуфт: Аз чашми хунафшон ҳанӯзат то чиҳо афтад.
Ҳамехоҳам, ки чун обаш равонӣ ҷон барафшонам,
Вале бо ин ҳама мушкил, ки майли ӯ ба мо афтад.
Чӣ пурсӣ аз Камол охир, ки дур аз рӯи ӯ чунӣ?
Чӣ бошад ҳоли он булбул, ки аз гулшан ҷудо афтад?

Сари моро нарасад ин, ки ба пои ту расад,
Гар расад дида ба рӯи ту, барои ту расад.
Бар дилу ҷон чу ғаму дарди ту ёбанд насиб,
Ҷигари сӯхтаро доғу ҷафои ту расад.
Баъди садсола ҷафо бо мани аз ёр ҷудо
Гар кунад умр вафо, бӯи вафои ту расад.
Зоҳид аз бими бало сар ба дуо кард фурӯ,
Ошиқон рӯй ба боло, ки балои ту расад,
Дарди моро нарасад марҳаму дармон, чӣ кунам?

Гар расад доруе аз дори шифои ту расад.
Ба дарат мекунадам манъ зи дарюза рақиб,
Саг нахоҳад, ки насибе ба гадои ту расад.
Ҳоҷати ҳалқа задан нест дар ин боб, Камол,
Ин қадар бас, ки ба он гӯш дуои ту расад.

***

Сарв агар аз қаду рафтор ба болост зиёд,
Соя гаҳ-гаҳ чӣ аҷаб, к-аз ту зиёдат афтод.
Сарви болои туро сояи раҳмат бар ман,
Сояи раҳмати ӯ аз сари мо дур мабод!
Рост гӯянд, ҳавоест зи ту бар сари сарв,
Ки наҷунбад ба яқин ҳеч дарахте бе бод.
Муждаи омаданат бод ба гулзор овард,
Ҷаст озод зи ҷо сарву ба як по истод.
Сарв мехост, ки пеши қади ту сар биниҳад.
Дод барбод сару ин ҳавас аз сар наниҳод.
То қадат дид, ки бар дида нишондем, дигар
Боғбон сарви саҳиро ба чаман об надод.
Мекунад аз ситами сарвқадон нола Камол,
Булбул аз норвану сарв барорад фарёд.

Сарвро ҳар ки рост мегӯяд,
Қомати ёри мост, мегӯяд.
Чун даҳонат куҷост мегӯям?
Чун даҳонам куҷост мегӯяд?
Хабаре з-он миён чу мепурсам,
Олимуссирр Худост мегӯяд.
Мекунад дил ҳадиси бӯсу канор,
Дили ман ҳар чӣ хост, мегӯяд.
Чашми ҳилатгараш ба фатвии ишқ
Қатли ошиқ равост мегӯяд.
Абрӯяш гуфт фитна кори ман аст,
Каҷ нишастасту рост мегӯяд.
Он рух овард хат ба хуни Камол,
Хол бар хат гувост мегӯяд.

***

Сарви сиҳӣ ба бустон гар солҳо барояд,*
Бо қадди дилрабоён дар ҳусн барнаояд.
Сӯфӣ, зи мо биёмӯз оини ишқбозӣ,
К-аз зоҳидони раъно ин кор камтар ояд.
Он зулфи анбарафшон пайваста бод дарҳам,
К-ӯ аз сиёҳкорӣ сар дар рухи ту сояд.
Кай бошад он, ки ояд боз аз насими кӯят
Бодеву дар тани мо ҷоне дигар фазояд?
Эй дил, зи ҷоми меҳнат чандон мабош ғамгин,
Бошад, ки субҳи давлат як рӯз рух намояд.
Моему остонат, то ҳаст зиндагонӣ,

Ё сар ниҳем он ҷо, ё худ даре кушояд.
Май хӯр Камолу бишкан номуси аҳли тақво,
Зеро ки некномӣ бо ишқ рост н-ояд.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба хатти имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Сарви сиҳӣ дар бӯстон чандон ки боло мекашад,
Пеши қаду болои ӯ аз саркашӣ по мекашад.
Гар дӯстонро мекашад хотир ба боғу бӯстон,
Ҳар ҷо, ки бошад бӯи ту, моро дил он ҷо мекашад.
Пеши рухи ту мекашад хат донаи дилҳои мо,
Чандин ҳазорон донаро мӯре ба танҳо мекашад.
Нанвишт кас дар мактабе болотар аз Ёқут хат,
Болои ёқут ӯ хате, бингар, чӣ зебо мекашад.
Эй мавҷи ашк, ар бингарӣ, бигзашта дуд аз синаҳо,
Донӣ, к-аз он маҳ оҳи мо сар бар Сурайё мекашад.
Шармандаем аз носеҳи мушфиқ, ки дар ислоҳи мо
Ҳам заҳмати худ медиҳад, ҳам заҳмати мо мекашад.
З-он ғамза ҳар тире, ки дил орад ба даст, аз вай кашам,
Мискин Камол аз дасти дил ҳар дам аз инҳо мекашад.

***

Шаб, ки дар хилватам он шамъи шакарлаб бошад,
Хоҳам аз бахт, ки рӯзам ҳамагӣ шаб бошад.
Гаҳ-гаҳ аз ҳасрати он лаб чу бибӯсам лаби ҷом,
Ҷомам аз хуни дилу дида лаболаб бошад.
Гар шифо ҷӯяд аз он лаб дили бемор, маранҷ,
Ҳарза гӯяд ҳама он хаста, ки дар таб бошад.
Бар рух аз дуди дили мост мураккаб хати ёр,
Гар надонад дигаре, ҷаҳли мураккаб бошад.
Аз рақибони чу ақраб зи дарат хоҳам рафт,
Гарчи хуш нест сафар, маҳ чу ба ақраб бошад.
Сари зулфи ту ба ёд ораму резам дури ашк
Дар шаби тира, ки омадшуди кавкаб бошад.
Чӣ аҷаб, гар назари лутфи ту бошад ба Камол,
Рӯҳро низ нигоҳе сӯи қолаб бошад.

Шабе, к-аз оташи ишқи ту ҷонам сӯхтан гирад,
Чароғи давлатам он шаб зи сар афрӯхтан гирад.
Чу зулфат боядаш умри дарозу ришта з-он афзун,
Гар ин чоки гиребонҳо рафиқе дӯхтан гирад.
Зи шодӣ барҷаҳам ҳар дам чу гандум бар сари тоба,
Гар он хат донаи дилҳо чу мӯр андӯхтан гирад.
Ба лаб бояд магас бигрифт ширинифурӯшонро,
Чу лабҳои ту дар ханда шакар бифрӯхтан гирад.
Зиёдат мекунӣ сӯзи дили мо аз шакарханда,
Намак бар реш агар резӣ, ҷароҳат сӯхтан гирад.

Зи роҳи Рум, гуфт, овард зулфам аз Ҳабаш лашкар,
Ба Чин арзон шавад нофа, гар он ҳинду Хутан гирад.
Камол, ин нукта гар мурғе барад бар пар ба Ҳиндустон,
Биёяд тӯтиву аз ту сухан омӯхтан гирад.

***

Шабе, ки рӯи ту моро чароғи маҷлис шуд,
Ба сӯхтан дили парвонаваш муҳаввис шуд.
Ду чашмат аз дилу дин ҳар чӣ доштам, бурданд,
Тавонгаре, ки ба мастон нишаст, муфлис шуд.
Зи кимиёи назар чун ту хок зар созӣ,
Тафовуте накунад, гар вуҷуди мо мис шуд.
Дигар маро ба хаёлат зи бекасӣ чӣ малол,
Чу ғам рафиқу бало ёру дард мӯнис шуд.
Хуш аст мутрибу соқиву май ба як-ду ҳариф,
Дар ин шумор, ки кардам, рақиб содис шуд.
Касе, ки оқилу ҳушёр дидамеву баҳӯш,
Чу дид шакли ту, аз ҳуш рафту беҳис шуд.
Ба нақши абрӯи ту нест дар сарочаи ҳусн,
Ки дасти сунъ дар он тоққо муҳандис шуд.
Зи май ба даври ту парҳези мо на аз мо буд,
Дар ин ҷарима сабаб зоҳиди мувасвис шуд.
Камол, нусхаи риндӣ басе мутолиа кард,
Ки дар дақоиқи илми назар мударрис шуд.
Нашуд ба таври ғазал ҳаминони мо Ҳофиз,
Агарчи дар сафи султон Абулфаворис шуд.

Шӯхӣ аз чашми ту аҷаб набувад,
Мардуми мастро адаб набувад.
Пеши рӯят ду зулф турфа фитод,
З-он ки як рӯзро ду шаб набувад.
Расани зулфи ту кашад дили ман,
Ошиқиро ҷуз ин сабаб набувад.
Ба даҳони туам зи бими рақиб
Сухане ҷуз ба зери лаб набувад.
Луқмаи дӯзах аст зоҳиди хушк ,
Қути оташ ба ҷуз хатаб набувад.
Шаби ҳиҷрон масӯз ҷони Камол,
Баъди мурдан азоби таб набувад.

***

Сабо зи дӯст паёме ба сӯи мо овард,
Ба ҳамдамони куҳан дӯстӣ баҷо овард.
Расид боди масеҳодам, эй дили бемор,
«Барор сар, ки табиб омаду даво овард».*
Барои чашми заифи рамадгирифтаи мо
Зи хоки мақдами маҳбуб тӯтиё овард.
Хаёли ёр, ки бар сар табиби ҳозиқ ӯст,
Ба ҷони хастадилон муждаи шифо овард.
Шаби фироқ шуд ашки ду дида дурборон,
Чу дар хаёли худ он лаъли ҷонфазо овард.

Ҳамеша мардуми чашмам бараҳна бармегашт,
Надонам, ин ҳама борон худ аз куҷо овард?
Камол, донаи дил бо кабӯтаре дарбоз,
Ки номае ба ту аз ёри ошно овард.

* Мисраъ моли Ҳофизи Шерозист
ва ин ғазал номаи Камол ба ӯст.

Сӯфӣ аз риндон бипӯшад май, ки дар хилват бинӯшад,
Шуд куҳан болои хумҳо  хирқааш, то кай бипӯшад?
Далқу саҷҷода ниҳода дамбадам дар раҳни бода,
Боз дар бозори даъвӣ порсоиҳо фурӯшад.
Ман зи шавқи гулрухон нолам на аз ҷаври рақибон,
Гарчи хораш дил харошад, булбул аз мастӣ хурӯшад.
Бар рухат чун дида бинҳодам, сиришк омад ба ҷӯшиш,
Оби гарме мениҳам болои оташ, чун наҷӯшад?
Хуни дилҳо хуш наояд хӯрданаш бе нолаи мо,
Дилбари нозуктабиат бода бе мутриб нанӯшад.
Дидам он лаб бар вай аз мушки сияҳ ин хат навишта:
Гар на ширинист ин ҷо, ин ҳама мӯр аз чӣ ҷӯшад?
Ҷустуҷӯи он даҳон мекун, Камол, имкон ки ёбӣ,
Хотами Ҷам бо каф орад, ҳар ки дар ҷустан бикӯшад.

***

Ошиқонат ба саҳарҳо, ки дуо мегӯянд,
Ба дуо бӯи ту аз боди сабо меҷӯянд.
Ман ба сар меравам у дида ба роҳи талабат,
Бераҳӣ, бин, дигаронро, ки ба по мепӯянд.
Чист бар куштаи дилдор ҳама гиряи зор,
Чу шудаш ҳар сари мӯ зинда, чаро мемӯянд?
Ашкҳоро бизан, эй дидаи гирён, ба замин,
То чаро хоки раҳаш аз рухи мо мешӯянд?
Бо вуҷуди қади дилҷӯю гули худрӯяш
Дар чаман сарву гул аз боди ҳаво мерӯянд.
Зулфи ӯ карда раҳо ғолиябӯёни Хито,
Нофаи оҳуи Чинро ба хато мебӯянд.
Шеъри ту чун ҳама гӯянд, ки сеҳр аст, Камол,
Дӯстони суханат шеър чаро мегӯянд?

Ошиқон хатти туро мушки Хито мегӯянд,
Гар хат он аст, ки дорӣ, на хато мегӯянд.
Тоқи абрӯи туро гӯшанишинони ҷаҳон
Қиблаи даъвату меҳроби дуо мегӯянд.
Бедилон захми туро марҳами ҷон мешумуранд,
Хастагон дарди туро айни даво мегӯянд.
Солҳо рафт, ки бар бӯи вафо мунтазирон

Қиссаи аҳди ту бо боди сабо мегўянд.
Аҳли масҷид, ки дар эҳё чу Масеҳанд имрўз,
Пеши лаълат ҳама аз илми шифо мегўянд.
Хатти сабзу лаби майгуни туро зиндадилон
Ба латофат Хизиру оби бақо мегўянд.
То ба васфи ту кушудем забон пеши Камол,
Қудсиён бар фалак аз гуфтаи мо мегўянд.

***

Ошиқон дарди туро давлати афзун хонанд,
Меҳнати ишқи туро бахти ҳумоюн хонанд.
Аҳли майхона дуои лаби ту ашкфишон
Зери лаб чун хати ҷом аз дили пурхун хонанд.
Ҷониби ҷому сароҳӣ набувад саҷдаи чанг,
Мутрибон гар сухане з-он лаби майгун хонанд.
Қиссаи гиряи ин ғамзада бо чашми пуроб
Мурғу моҳӣ ба лаби Даҷлаву Ҷайҳун хонанд.
Ман агар васфи ду абрўи ту каҷ бинвисам,
Мардумаш з-он ҳаракатҳо ҳама мавзун хонанд.
Халқ хонанд маҳ аз содагӣ он рўй, аҷаб,
Варақеро, ки бар ў хат набувад, чун хонанд?
Гар аз он ҳусн нависӣ сухани ишқ, Камол,
Дафтари шеъри туро Лайлию Маҷнун хонанд.

Ошиқонро ҷавру нози ёр мебояд кашид,*
Таъна аз душман, ҷафо з-ағёр мебояд кашид.
Ишқ ганҷ асту рақибо, андар ин раҳ ҳамчу мор
Баҳри ганҷи ишқ захми мор мебояд кашид.
Ҷаври ҳар ноаҳлу ноҳамвор баҳри ў кашам,
Баҳри як гул заҳмати сад хор мебояд кашид.
Ҳар ки дар доми балои ишқ чун Вомиқ фитод,
Ҷаври Узрои худаш ночор мебояд кашид.
Ҳамчу ғаввосони мискин аз барои гавҳаре
Заҳмати дарёи мардумхор мебояд кашид.
Чун ту дар баҳри амиқи ишқ афтодӣ, Камол,
Ҳар чи пеш ояд туро ин бор, мебояд кашид.**

***

Ошиқон рўи туро нури мусаввар хонанд,
Парда бардор, ки равшантар аз ин бархонанд.
Ашкрезони шабистони фироқ аз сари сўз
Зулфу рухсори туро шамъи муанбар хонанд.
Гар намояд рухат аз дафтари хубӣ варақе,
Варақи дафтари гулро ҳама абтар хонанд.
Гар хаёли лабат оранд имомон ба намоз,
Баъди ҳар фотиҳае сураи Кавсар хонанд.
Аҳли дониш, ки расонанд ба поён ҳама илм,
Лавҳи ишқи ту чу абҷад ҳама аз бар хонанд.
Бо даҳонат сухани қанди мукаррар саҳл аст,
Сухани саҳл нашояд, ки мукаррар хонанд.

Дар ҳавоят зи сари завқ муаллақ бизанам,
Гар сӯи боми ту бозам чу кабӯтар хонанд.
Андалебони саҳархони хушилҳон дар рост
Сифати қадди ту бар шохи санавбар хонанд.
То ҳадис аз қади он сарви равон гуфт Камол,
Гуфтаи ӯ зи ҳадиси ҳама бартар хонанд.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба хатти имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.
** Лутфи сухан дар мисраъ вобаста ба мавқеи ист (вергул) аст. Метавон онро чунин ҳам хонд:
Ҳар чи пеш ояд туро, ин бор мебояд кашид.

---

Ошиқон толибу соҳибназарон дар коранд,
Оқилон бехабару бехабарон ҳушёранд.
Хуфтаи субҳи азал рафт паси пардаи хоб,
То шабонгоҳи абад зиндадилон бедоранд.
З-офтоби рухат онон, ки намуданд тулӯъ,
Гоҳ мустағриқи нуранду гаҳе дар норанд.
Мӯсӣ аз нури таҷаллӣ «аринӣ» гуфту гузашт,
Ҳамчунин аҳли назар мунтазири дидоранд.
Дуди савдои ту дар хотири мо танҳо нест,
Ки бар ин оташ аз ин сӯхтагон бисёранд.
Ҳукм бар зоҳири пӯшида равон то накунӣ,
Ки дар ин хирқа басе сурату маънӣ доранд.
Бо хаёли рухи зебои ту асҳоби Камол
Тӯтиёнанд, ки аз оина дар гуфторанд.

***

Ошиқон, қиссаҳои нав шунавед,
Ки шумо низ ошиқони навед!
Мерасад аз Худо навиди наве,
Мурдаед, аз насим зинда шавед!
Болиғӣ нею даъвии пирон,
Кишти худ норасида медаравед.
Мо гуҳар ёфтем, чанд шумо
Дар раҳи сангу хора чанд давед?
Он гуҳар бо шумо бинафрӯшем,
То ба дуккону хона дар гаравед.
Дар сафи сӯфиёни пандпазир
Гар муридони маслиҳатшунавед,
Доманафшон зи хонумон чу Камол,
Бар дари шайхи Маслиҳат биравед!

Арафоти ишқбозон сари кӯи ёр бошад,
Ба тавофи Каъба з-ин дар наравам, ки ор бошад.
Чу саре бар остонаш зи сари сафо ниҳодӣ,
Ба Сафову Марва, эй дил, дигарат чӣ кор бошад?
Қадаме зи худ бурун неҳ ба риёзи ишқ, к-он ҷо
На судоъи нафҳаи гул, на ҷафои хор бошад.

Ба маориҷи аналҳақ нарасӣ зи пои минбар,
Ки сарест ҷои ин сар, ки сазои дор бошад.
Зи майи шабона, соқӣ, қадаҳе нисори мо кун,
На аз он майе, ки ӯро ба саҳар хумор бошад.
Ба фиребу ваъда моро макуш, эй писар, ки ташна
Зи аташ бимирад авло, ки дар интизор бошад.
Накунад Камол дигар талаби ҳузури ботин,
Ки қароргоҳи зулфаш дили беқарор бошад.

***

Ишқ бар оташ ниҳод дафтари буду набуд,
Ояти «фатҳун қариб» сирри ҳақоиқ кушуд.
Қатра ба дарё расид, абр бирафт аз миён,
Нур фурӯ шуд ба шамъ, шамъ баромад зи дуд.
Аз нафаҳоти бухур кавну макон даргирифт,
Чун ба ҳам омехтанд оташу миҷмар ба уд.
Дар паси оина чист? Қобили ин ҳарф кист,
К-оина бо худ надошт он чӣ ба тӯтӣ намуд?
Ваҷҳи дурӯй намонд сурати дебоҳро,
Боз бирафт аз миён воситаи тору пуд.
Ҳар ки ба дори фано ҷуббаи ҳастӣ бисӯхт,
Рамзи савиллаҳ бихонд, сирри аналҳақ шунуд.
Ҷома бидеҳ, ҷон ситон, рӯй мапеч аз зиён,
Ошиқи бемояро айни зиён аст суд.
Сирри фано гӯш кун, ҷоми бақо нӯш кун,
Ҳоҷати тақрир нест, к-аз адам омад вуҷуд.
Халқ зи нуқсони ҳол бехабаранд аз Камол,
К-аз ҳама бе қилуқол гӯи саодат рабуд.

Акси рӯят чун фитад дар об, об аз худ равад,
Гар фишонӣ зулфи мушкин, мушки ноб аз худ равад.
Бод ҳоҷат нест, к-аз рӯят барандозад ниқоб,
Бо ту худ чун рӯбарӯ афтад ниқоб, аз худ равад.
Остинафшон даро гаҳ-гаҳ хиромон дар самоъ,
То дарояд маҳ ба чарху офтоб аз худ равад.
Ашки ман дурри хушоб аст он лаби хомӯш лаъл,
Лаъл чун гӯё кунӣ, дурри хушоб аз худ равад.
Ман на танҳо рафтаам дар ҳайрати он чашми маст,
Ҳар ки бинад螺 ончунон масте ба хоб, аз худ равад.
Сина бар оташ кабоб асту зи сӯзи ӯ дилам
Бар мисоли қатраи хун, к-аз кабоб аз худ равад.
Бо хаёли он ду лаб ҳар дам равад аз худ Камол,
Ҳар киро дар сар бувад чандин шароб, аз худ равад.

***

Андалебе мезанад бар гул навое, бишнавед!
Бӯи ёри ошно аз ошное бишнавед.
Аз лаби Лайливу Маҷнун нуктае доред гӯш
В-аз забони булбулу гул моҷарое бишнавед.
Ҷониби майхона махмурони ҷоми ишқро
Мезанад ҳар хум ба зери лаб салое, бишнавед.

Кӯҳҳо дар нолаанд аз риққати мастони Тур,
З-ин ҳама шӯру шағаб боре садое бишнавед.
Навбати Қайсар гузашт, он салтанат дар қасри мост,
Навбати шоҳӣ зи айвони гадое бишнавед.
Корҳо дар банди вақт омад, нигаҳ доред вақт,
Вақт бошад, к-аз лаби ӯ марҳабое бишнавед.
Аз Худо дар ҳар дуое васл меҳоҳад Камол,
Гар намегӯед омине, дуое бишнавед.

Ид меояду мардум маҳи нав металабанд,
Дидаҳо тоқи хами абрӯи ӯ металабанд.
Шаби қадру маҳи иде, ки кам ояд ба назар,
Ҳама дар турраи он силсиламӯ металабанд.
Ҳар тараф сарвқадон  чун алами ид равон,
Ҷой дар идгаҳи он сари кӯ металабанд.
Рӯй дар қибла бутон карда зи абрӯ меҳроб,
Ҳоҷати худ ҳама з-он рӯи накӯ металабанд.
Соқиё, ратл неҳ аз даст, ки мастон имрӯз
Май зи хумхонаи ишқат ба сабӯ металабанд.
Аз ҳарифон майи идӣ талабад он лабу нуқл,
Ҳар чӣ хоҳад лаби ту, ҷумла аз ӯ металабанд.
Маҳрухон зулфи чу чавгон ҳама бар дӯш, Камол,
Вақти сар бохтан аст, аз ту чу гӯ металабанд.

***

Ғубори хоки дари ӯ чу дар хаёл оред,
Ба нури чашми худ он тӯтиё маёзоред.
Гуле, ки аз чаман орад насими пераҳанаш,
Чу бод домани он гул зи даст магзоред.
Гар аз хаёли лабаш нест дидаро ранге,
Зи нӯки ҳар мижа ҳангоми гиря хун боред.
Агарчи шаст шуморед иқди он сари зулф,
Ба дилкашӣ рухи ӯ кам зи зулф машморед.
Ба хоки пош суфориш кунед чашми маро,
Ҳар  он, ки резад хунаш, ба хок биспоред.
Зи ёри сангдил, эй дӯстон, надорам даст,
Маро ба сахтдилӣ ҳамчу худ мапиндоред.
Зи роҳи дидаву дил мерасад сиришки Камол,
Мусофири бару баҳр аст, ҳурматаш доред!

Ғами ишқат дили моро ҳамеша шод медорад,
Чунин мулки хароберо ба адл обод медорад.
Мадеҳ таълими хунрезӣ ба ноз он чашми ҷодуро,
Ки худро андар ин санъат қавӣ устод медорад.
Маро аз гиряи беҳад матарсонед, эй ёрон,

Ки гурге инчунин борон фаровон ёд медорад.
Ба аҳди қоматат барканда бод он чашми кӯтаҳбин,
Ки чун наргис назар ба сарву бар шамшод медорад.
Зи хайли бандагони худ шумурдӣ сарви бӯстонро,
Ки худро чун ғуломони фузул озод медорад.
Камол, ин дардро з-он лаб давое мумкин аст, аммо
Куҷо Ширин беғамро ғами Фарҳод медорад?

***

Фараҳ ба синаи пурғусса бе ту чун ояд,
Ки гар ба кӯҳ бисанҷам, ғамат фузун ояд.
Гузашт аз ғами Фарҳод солҳову ҳанӯз
Садои нолааш аз кӯҳи Бесутун ояд.
Агар равад зи дили реши ман ба гардун дуд,
Бисӯзад абру аз ӯ жола лолагун ояд.
Бубин тафовути роҳ, эй фақеҳи хушкдимоғ,
Туро зи биниву моро зи дида хун ояд.
Зи чашми силсиламӯён шикояти аҳбоб
Ҳикоятест, ки аз мастию ҷунун ояд.
Ҳамин, ки нақши даҳонаш чу мим бандад чашм,
Хаёли абрӯи ӯ пеши ман чу нун ояд.
Аҷаб мадор, ки рӯзе ба оби чашми Камол
Зи остонаи ӯ сарву гул бурун ояд.

Қадаҳ ба даври лабат пур зи хун диле дорад,
Ғамаш мабод, к-аз ин сон диле ба даст орад!
Замин ба ҷуръа бидеҳ обу тухми ишрат кор,
Ки хоҷа он даравад оқибат, ки мекорад.
Миёни зоҳиду риндон зи бода дарёҳост,
Равон-равон сӯи мо омадан куҷо ёрад?
Саҳар ба дафъи хуморам чӣ ҳоҷати туршист?
Зи чеҳра мӯҳтасиби мо чу сирка меборад.
Иборатест аз он лаб ба сурхӣ ин ҳама хат,
Ки бода бар лаби борики ҷом бингорад.
Ҳикояти лаби борики соқиву лаби ҷом
Ба ҷуз муғаннии бориknағма нагзорад.
Муғанниё, суханони Камол борик аст,
Бихон ба чанг, ки борик нағмае дорад.

***

Қалам саҳифаи шавқ ар ҳазорбора нависад,
Ҳазор узр зи тақсир бар канора нависад.
Фитад зи риққати коғаз ба гиря хомаи котиб,
Ба нома дарди ниҳонам гар ошкора нависад.
Илоҷи дил талабидам, намуд рух, ки хатам бин,
Касе накӯтар аз ин дардро чӣ чора нависад.

Нахуст пири муғон номиман барад ба ҳарифон,
Таҳияте, ки ба риндони дурдхора нависад.
Чу кори ман ба даҳону миёни ўст, чӣ ранҷам,
Гарам фариштаи аъмол ҳечкора нависад.
Гар ин ҷамол ба тақвимсоз боз намоӣ,
Хироҷи ҳусну рухат бар маҳу ситора нависад.
Камол, нақши ту дар дил нигошт, дасту қалам бин,
К-аз ин хате ба сари лавҳи пора-пора нависад.

Кадом нозу танаъум ба завқи он бирасад,
Ки бўи ёр ба ёрони меҳрубон бирасад?
Диле, ки бе дури васлаш миёни баҳри ғам аст,
Умедвор чунонам, ки бар карон бирасад.
Зиҳӣ ҳуҷиста замоневу вақти маймуне,
Ки аз ту муждаи васле ба гўши ҷон бирасад.
Қадам ба кулбаи мо ранҷа кун шабе, эй моҳ,
К-аз он шараф сари ошиқ ба осмон бирасад.
Зи давлати ту ҳамин обрў бас аст маро,
Ки бар ҷабинам аз он хоки остон бирасад.
Ҳанўз меҳри сагонат зи дил бурун накунам,
Агар зи захми ту дардам ба устухон бирасад.
Камол, рўзи мулоқоти дўстон, бинӣ,
Чу булбулест, ки ногаҳ ба бўстон бирасад.

***

Касе, ки дарди ту хоҳад, дилаш даво чӣ кунад?
Зи ишқ сина, ки ранҷур шуд, шифо чӣ кунад?
Агар назар нагуморад ба ошиқи дарвеш,
Инояту карами хеш подшо чӣ кунад?
Гирифтам, он сари зулф аз ситам надорад даст,
Шаби висол чу афтад ба дасти мо, чӣ кунад?
Туро чӣ ҷурм, ки худ меравад дил аз дастам,
Диле, ки худ равад аз даст, дилрабо чӣ кунад?
Чу дар биҳишт намоӣ ҷамол, гў, ризвон,
Бигў ба ҳур, ки дигар касе туро чӣ кунад?
Хаёли оризи ту нест дар дили беишқ,
Чунин латиф чунон ҷои бе ҳаво чӣ кунад?
Дуои ҷони ту гуфт, абруят чу дид Камол,
Ниёзманд ба меҳроб ҷуз дуо чӣ кунад?

Камтарин коре маро, к-аз дидаи гирён фитод,
Дар шаби торе дару деворам аз борон фитод.
Хат лабаш кард орзу, холаш зақан, толеъ нигар,
К-ин яке дар чоҳу он дар чашмаи ҳайвон фитод.
Зулфи ту чавгон, занахдони ту гўи давлат аст,

Гӯи давлат бурд он, к-ӯ бо ту дар чавгон фитод.
Ҷуз ба саъйи ғамза тират хуш наёяд бар дилам,
З-он ки набвад коргар тире, ки бе пайкон фитод.
Доди лабҳо чун ситонам аз кафи пояш ба бӯс,
Ҳамчу домонаш агар дар пои ӯ натвон фитод.
Гар на мастанд аз насими дӯст гулбӯёни боғ,
Бо қадаҳ наргис чаро бар сабзаи бустон фитод.
Бӯяш омад дар чаман, задончунон оҳе Камол,
К-аз дарахти хештан мурғи чаман бирён фитод.

***

Гадои кӯи туро подшоҳ мехонанд,
Чу роҳ ёфт бар он дар, ба роҳ мехонанд.
Камар ба хидмати ту ҳар кӣ баст, шоҳонаш
Ба қадру мартаба соҳибкулоҳ мехонанд.
Бар остони ту дарвеши бесарупоро
Сарони мулк зи асҳоби ҷоҳ мехонанд.
Хаёли рӯи ту ҳар порсо, ки қибла насохт,
Ҳама ибодати ӯро гуноҳ мехонанд.
Касе, ки лавҳи дил аз нақши ғайр пок нашуст,
Ба ҳашр номаи ӯро сиёҳ мехонанд.
Дило, раҳе ба ҳарими висол ҷӯ боре,
Туро чу маҳрами он боргоҳ мехонанд.
Мурид у пир ба сар рақс мекунанд, Камол,
Чу гуфтаҳои ту дар хонақоҳ мехонанд.

Гар он маҳ дар закоти ҳусн мискинтар гадо ҷӯяд,
Чу ман гумгаштаи ӯям, бигӯедаш, маро ҷӯяд.
Чу аз сад мил равшан кард хоки пои ӯ чашмам,
Кашам милаш сади дигар, ки дигар тӯтиё ҷӯяд.
Нишоне дар руху лабҳош хоҳад ёфт, медонам,
Гар аз ёрон пас аз мурдан касе хуни маро ҷӯяд.
Сари зулфи ту ошӯби дил асту лаб балои ҷон,
Маро дил хоҳад он ошӯбу ҷон ҳам ин бало ҷӯяд.
Чу бар парвона ҳоли шамъ аз шамъ аст равшантар,
Ҳама шаб бо чароғе чун талаб дорад, варо ҷӯяд.
Дило, кам ҷӯй васли ӯ, ки дарвеши бузургиҷӯ
Ҳалоки ҷони худ хоҳад, чу қурби подшо ҷӯяд.
Хатат хоҳад, ки ангезад ғубори фитна аз ҳар сӯ,
Вале оинаи рӯят аз ӯ ҳар дам сафо ҷӯяд.
Хушо ҷоне, ки чун гирад танат дар бар, миёнатро
Даме аз пираҳан пурсад, замоне аз қабо ҷӯяд.
Ба дилгумкарда мегӯӣ, ки пеши ман чӣ меҷӯӣ?
Дил ин ҷо карда мискин гум, бигӯ, охир, куҷо ҷӯяд?
Чӣ тарсонӣ зи тирам, к-аз ҳаво ояд сӯи ҷонҳо,
Ки он давлат ҳавохоҳони худро аз ҳаво ҷӯяд.

Чаро бар толиби васли ту ҷӯяд айбҷӯ нукта,
Туӣ матлуби муштоқон, туро монда, киро ҷӯяд?
Камол, он ғамза хунат рехт, чун кардӣ ба ӯ бозӣ,
Набудат ёд, пиндорӣ, ки қассоб ошно ҷӯяд.

Гар ба санги ситамам ишқи ту дандон шиканад,
Дил зи лабҳои ту дандони тамаъ барнаканад.
Ончунон сода рухе дориву лағзон, ки бар ӯ
Гар нишинад магасе, афтаду пояш шиканад.
Чун ба қонуни назар васли бутон мумкин нест,
Бе ту дил сабри зарурӣ чӣ кунад, гар накунад?
Зоҳид аз гиря гар андохт мусалло бар об,
Ошиқи рӯи ту саҷҷода дар оташ фиканад.
Накунам аз магаси холи ту бас, к-аз паси марг
Анкабут ояду бар хоки мазорам битанад.
Ақли Фарҳод бирафт аз лаби Ширин в-ар не,
Ҳеч кас ҷӯ ба лаби чашмаи ҳайвон наканад.
Гар шавад огаҳ аз устодии он ғамза Камол,
Пеши ӯ соҳири Бобул разиаллаҳ бизанад.

***

Гар бигзарӣ сӯи чаман сарви сиҳӣ аз ҷо равад
В-ар з-он ки бурқаъ афканӣ, сабр аз дили шайдо равад.
То ҳаст бар лавҳи бақо аз ҷон нишон, бовар макун,
К-аз дидаи соҳибдилон нақши рухи зебо равад.
Гар шуд сарам дар кори он зулфи абирафшон, чӣ шуд,
Шӯридагонро доиман сар дар сари савдо равад.
Гуфтам: Расон, эй дил, бар ӯ аз оби чашми ман хабар.
Дил гуфт: Моро кай расад, к-он ҷо ҳадиси мо равад?
Бӯи вафодорӣ равад то рӯзи ҳашр аз обу гил,
Дар ҳар замине, к-аз ману ишқаш ҳикоятҳо равад.
Ҳон, эй рақиб, аз доманаш дасти тасарруф бигсилон!
Бигзор, к-имшаб ҳамчу ман ҳар ҷо равад, танҳо равад.
Бо бехабар кам кун, Камол, аз хоки пои у сухан,
Чӣ суд, агар кӯҳли басар дар чашми нобино равад?

Гар ту аз парда ба мо рух бинамоӣ, чӣ шавад
В-ар даре бар мани дарвеш кушоӣ, чӣ шавад?
Ба фаромӯшӣ ар, эй шамъи дилафрӯз, шабе
Аз дари ҳуҷраи мо боз дароӣ, чӣ шавад?
Субҳи умеди ман, ар бори дигар аз сари меҳр

Ҳоли мо тира надориву барой, чӣ шавад?
Бар сари кӯи висолат ба умеди назаре
Агар оям мани маҳзун ба гадой, чӣ шавад?
Меҳнати ғурбату танҳоии шаб кушт маро,
Охир, эй шоми ғарибӣ ба сар ой, чӣ шавад?
Мо ҳарифи маю чангем, ба овози баланд,
Мутрибо, гар ту ҳамин парда серой, чӣ шавад?
Ҷоми май нӯш Камолу макун андешаи он,
Ки туро ҳосил аз ин зӯҳди риёӣ, чӣ шавад?

***

Гар туро аз ситаму ҷавр Худо тавба диҳад,
Зоҳиди шаҳр зи ишқи ту маро тавба диҳад.
Порсо аз лаби шоҳид ба даҳон орад об,
Дигареро зи маю нуқл чаро тавба диҳад?
Зоҳид он нест, ки аз даст гузорад тасбеҳ,
Магараш ҳиммати риндӣ зи риё тавба диҳад?
Бахшиши пири муғон бингару машраб, сӯфӣ,
К-ӯ суроҳиву маю шайх ба мо тавба диҳад.
Кардам аз бими рақибон ба забон тавба зи ишқ,
Ҳама касро зи гунаҳ бими бало тавба диҳад.
Гар ту аз фитнагарӣ тавба диҳӣ абруро,
Ғамзаро чашми ту з-ин шева куҷо тавба диҳад?
Бас накард аз лабу чашми хуши маъшуқ, Камол,
Гарчи ӯ аз маю мастӣ ҳамаро тавба диҳад.

Гарчи сарви чаман аз об равоне дорад,
Натавон пеши қадат гуфт, ки ҷоне дорад.
Ба лаби ташна нишон медиҳад аз оби ҳаёт
Хоки роҳе, ки зи пои ту нишоне дорад.
Ошиқ ар қадди ту хонад ба гумон сарви биҳишт,
Ошиқи покназар рост гумоне дорад.
Нисбате кард дил он мӯи миёнро ба хаёл,
Камараш баст хаёле, ки миёне дорад.
З-он миён нест нишоневу сухан ҳаст дар он,
Сухан он ҷост касеро, ки даҳоне дорад.
Эй, ки гуфтӣ, зи пояш ашк чу Гулгун мадавон,
Бо касе гӯй, ки дар даст иноне дорад.
Бори андӯҳу ғами ёри сабукрӯҳ, Камол,
Ба гарон омаду ҳар чиз гаронӣ дорад.

***

Гар дарди ту аз ҳабиб бошад,
Дарди сарат аз табиб бошад.
Моро чӣ ғариби шаҳр хонӣ?
Ошиқ ҳама ҷо ғариб бошад.
Оҳам машунав, ки гул парешон
Аз нолаи андалеб бошад.

Ё Раб, ки бар он дар аз гадоён
Ман бошаму ё рақиб бошад.
Шоистаи гӯши воизи мо
Овози хуши хатиб бошад.
Гӯяд: Ба ту ёр бошам аз дур.
Хоҳем, ки анқариб бошад.
Бо ёр расӣ, Камол, рӯзе,
Аз умрат агар насиб бошад.

Гар дил зи дасти зулфи ту афғон кашида буд,
Айбаш макун ба нола, ки каждумгазида буд.
Ҳар неши ғам, ки хӯрд дили хаста, он ҳама
Аз ғамзаи ту дид, ки дар хоб дида буд.
Ошиқ зи чашми шӯхи ту чашми вафо надошт,
Будаш тамаъ ба зулфи ту, он ҳам бурида буд.
Бар лаб хатат навиштаи Ёқут хондаанд,
Он холи нуқта, к-аз қалами ӯ чакида буд.
Гар бозёфт донаи холи ту мурғи ҷон,
Машмур аҷаб, ки мурғи нишотам парида буд.
Дидем боз он рухи зебо, алассабоҳ,
Имрӯз субҳи мо чӣ муборак дамида буд.
Кард он нафас ба ҷон сару зар пешкаш Камол,
К-он шӯхро ба дилшудагон дил кашида буд.

***

Гар дилам дар зулф пинҳон кардаӣ, пайдо шавад,
Мушк ғаммоз асту ин дуздӣ аз ӯ расво шавад.
Ноҳақ афтодаст зулфат дар кафи ҳар муддаӣ,
Чун ба дасти мо биафтад, ҳақ ба дасти мо шавад.
Эй сабо, баргӯй имшаб аз забони мо ба шамъ,
Сӯхтӣ парвонаҳоро, бош, то фардо шавад.
Гарм шуд бозори ҳусн аз оташи рухсори ту,
Вақти он омад, ки зулфат бар сари савдо шавад.
Шавқи болои баланди туст он, к-аз ҳар тане
Ҷони улвиро ҳавои олами боло шавад.
Хоки он дар дар назар ҷаннатталаб зоҳид ҳанӯз,
Чашми нобино куҷо аз тӯтиё бино шавад?
Он лаби хандон чу бинад, дар ҳадис ояд Камол,
Булбули хомӯш чун гул бишкуфад, гӯё шавад.

Гар дам занам бе рӯи ӯ, шарм оядам аз рӯи худ,
Ошиқ наҷӯяд зиндагӣ бе сӯҳбати дилҷӯи худ.
Ман ҷон ҳамекандам зи ғам, он лаб зи ман мехост ҷон,
Фарҳод мезад тешаҳо бар сангу Ширин сӯи худ.
Бо моҳ гуфтам: Ин ҳама ҳусн аз куҷо овардаӣ?

Гуфто: Зи хоки кӯи ӯ молидаам бар рӯи худ.
Гуфтӣ: Сари як мӯи ман ҳар ду ҷаҳон дорад баҳо.
Дидӣ, ки ҳам нашнохтӣ миқдори тори мӯи худ.
Рӯзе ки чашмат уфтад бар куштагони хештан,
Гӯ, узри заҳматҳои мо бо ғамзаи ҷодуи худ.
Дар даври чашмат шуд сияҳ аз дуди дил меҳробҳо,
Гар боварат н-ояд зи мо, бингар хами абрӯи худ.
Гуфто: Камоли сахтҷон ҳаст аз сагони кӯи мо.
Бишкаст боз он сангдил қадри сагони кӯи худ.

***

Гар қарори ту ба дилҳо на чунон аст, ки буд,
Аҳди мо бо ғами ишқи ту ҳамон аст, ки буд.
Майли дил бо рухат имрӯз ба навъе дигар аст,
Ту мапиндор, ки з-он сон нигарон аст, ки буд.
Гар сари зулфи ту аз пой дарафтод, маранҷ,
Пояи иззати ӯ бартар аз он аст, ки буд.
Машав аз хат, ки ба насхи рухат омад дар кор,
Кони лаъл асту ҳамон роҳати ҷон аст, ки буд.
Сари савдозадаи ман, ки сари зулфи ту дошт,
Рафт барбоду ҳанӯзаш сари он аст, ки буд.
Гулшани умри ту бар боди фано рафт, Камол,
Ҳамчунонат ҳаваси лоларухон аст, ки буд.

Гар маҳ ба замин бошад, он зӯҳраҷабин бошад.
Дурӣ талабад аз мо, маҳ низ чунин бошад.
Натвон талаби бӯсе кард аз лаби хандонаш,
Ҳалво натавон хӯрдан, ҳар гаҳ намакин бошад.
Бе зикри хафӣ набвад аз ёди даҳонаш дил,
Дар гӯша хаёли ӯ бо гӯшанишин бошад.
З-ин хоки дарам бодо рух дур, агар рӯе
Чун рӯи мани хокӣ дар рӯи замин бошад.
Хат кард ба гирди лаб лутфи даҳанаш пайдо,
Ангуштнамо хотам аз нақши нигин бошад.
З-ин нукта, ки ҳаст он рӯ аз хулди барин хуштар,
Гар зулфи ту печад сар, холи ту бар ин бошад.
Гуфтори Камол арзад ҳар байт ба девоне,
«Як нукта аз ин дафтар гуфтему ҳамин бошад».*

***

Гуфтамаш: Ҳоли дили гумшуда донӣ, чун шуд?
Гуфт: Бо мо чу дарафтод, ҳамон дам хун шуд.
Порсоён, ки назар аз ҳама мепӯшиданд,
Чашми фаттони ту диданду ҳама мафтун шуд.
То лаби ҷом гирифт аз лаби лаълат ранге,
Эй басо хирқаи азрақ , ки ба май гулгун шуд.
Мо чу шамъем, ки аз сарзаниши душману дӯст

Сӯзи мо кам нашуду оташи дил афзун шуд.
То нагӯянд ба пеши ту маро обе нест,
Ашкам аз дида ба берун шуданат берун шуд.
Мутриб аз гуфтаи ӯ гар ғазале хоҳад хонд,
Гӯш доред, ки дурри суханаш мавзун шуд.
Менавиштӣ сухан аз васфи ту дӯшина Камол,
Ҳар чӣ омад ба забони қаламаш, мақрун шуд.

---

* Мисра аз Ҳофиз аст

---

Гулро ба даври рӯи ту кас бӯ намекунад,
Булбул ба бӯстон сухани ӯ намекунад.
То дида бозёфт хаёли қадат дар об,
Дил ҷустуҷӯи сарви лаби ҷӯ намекунад.
Бо ошиқон рақиб дили нозуки туро
Бад мекунад ҳамешаву некӯ намекунад.
Ширинлабе, ки дид даҳони чу қанди ту,
Васфи даҳони худ сари як мӯ намекунад.
Инкори зардии рухи мо расми ёр нест,
Ин кор ҷуз ҳасуди сияҳрӯ намекунад.
Кори талаб зи пеш ба сар бохтан баранд,
Солик чаро қиёси худ аз гӯ намекунад?
Доим ҳадиси рӯи накӯ мекунад Камол,
Андеша аз ҳикояти бадгӯ намекунад.

***

Гирам, ки аз ту бар мани мискин ҷафо равад,
Султон туӣ, касе ба тазаллум куҷо равад?
Сӯи ту чун салом фиристам, ки бодро
Перомуни дарат нагузоранд, то равад?
Бифирист сӯи гул саҳаре бӯи пераҳан,
К-аз рашки он чу ғунча ба зери қабо равад.
Чандон дуои ҷони ту гӯем, к-аз малол
Бехост бар забони ту дашноми мо равад.
Эй дил, зи сели хун, ки шуд аз чашми мо равон,
«Шодӣ макун, ки бо ту ҳамин моҷаро равад».*
Чун зулфи ӯ ба гӯш наёрӣ ҳадиси мушк,
Пеши ту гар ҳикояти он хоки по равад.
Рафт он чӣ рафт з-оташи дил бар сари Камол,
Минбаъд аз оби дида бар ӯ то чиҳо равад.

---

* Мисраъ моли Саъдист.

---

Лаб ар ин асту гуфтор ин, шакар боре чӣ мегӯяд?!
Агар хуршеди рухсор ин, қамар боре чӣ мегӯяд?!
Ба сад нукташиносӣ ақл натавонист ҳам бастан
Вуҷуде бар миёни ӯ, камар боре чӣ мегӯяд?
Агар гул пеши наргис зад ба рӯяш лофи якрангӣ,

Ба чашми масти ту он бебасар боре чӣ мегӯяд?
Гирифтам, худ, ки нашнид он ситамгар дарди пинҳонам,
Ба зории шабу оҳи саҳар боре чӣ мегӯяд?
Гирифтам, к-он дарахти гул ба худ надҳад маро боре,
Гар аз дур афканам бар вай назар боре, чӣ мегӯяд?
Ба танз ар гуфт: Хоҳам кард аз ошиқкушӣ тавба.
Рақиби шум бо мо ин хабар боре чӣ мегӯяд?
Адӯ, гуфтӣ: Ба ақлу ҳуш натвон шуд, Камол, он ҷо.
Чу рафт ин аз тан, он аз сар, дигар боре чӣ мегӯяд?

***

Лабаш ҷони ошиқ ҳавас мекунад,
Шакар орзуи магас мекунад.
Дуогӯю серӣ зи дашноми ту?
Зи ҳалвои қандӣ кӣ бас мекунад?
Равад дил дар он зулф тарсон зи чашм,
Чу шабрав, ки хавф аз асас мекунад.
На касро бар он дар гузорад рақиб,
На ӯ илтифоте ба кас мекунад.
Ба тири ту дорад назар з-он, ки сайд
Давон асту рӯ бозпас мекунад.
Зи сӯзам рухатрост ҳангома гарм,
Чу оташ, ки гармӣ ба хас мекунад.
Ба гулзор бе ёр нолад Камол,
Чу булбул, ки бонг аз қафас мекунад.

Моем дилу дин ба ту дарбохтае чанд,
Дур аз дари ту хонабарандохтае чанд.
Эй донаи дур, қимати худ дону маёмез
Бо мушти хасе, қадри ту нашнохтае чанд.
Дар оташу обанд гурӯҳе зи ту чун шамъ,
То чанд ҷафо бар дили бигдохтае чанд?
Ҷон бар ту фишонида равон, нақди равон низ
Ганҷинаи маънӣ ба ту дарбохтае чанд.
Гуфтӣ, ки Камол, аҳли муҳаббат чӣ касонанд?
Ҷон сӯхтаву бо ғами ту сохтае чанд.

***

Мо бисоти некномӣ боз тай хоҳем кард,
Хирқаву саҷҷода раҳни нуқлу май хоҳем кард.
Зӯҳду тақво – сарбасар ин ному он овозаро
Дар сари овози чангу бонги най хоҳем кард.
Навбаҳор асту ҷавониву авони ошиқӣ,
Гар кунун накнем тарки тавба, кай хоҳем кард?
Гар ба зоҳид риндиву мастӣ намекардем фош,
Баъд аз ин инкорҳо дар пеши вай хоҳем кард.
Май чу Лайлӣ гар шавад дар шаҳри мо душворёб,
Мо чу Маҷнун ҷустуҷӯяш ҳай ба ҳай хоҳем кард,

Пеши мо пайке, ки орад муждаи иқболи ёр,
Номи он пайки муборак некпай хоҳем кард.
Чун расад дар дафтари зуҳҳод номи мо, Камол,
Он варақ гардон, ки мо он нома тай хоҳем кард.

Моро ба пойбўси ту гар дастрас бувад,
Дар давлати ғами ту ҳамин поя бас бувад.
Дар сар ҳавои туст маро беҳтарин ҳавас,
Боқӣ ҳар он чӣ ҳаст, ҳавову ҳавас бувад.
Бўсе бар остони ту дорем илтимос,
Моро бар ин дар аз ту ҳамин мултамас бувад.
Бе заҳмати рақиб даме бо шакарлабе
Гар даст медиҳад шакаре, бе магас бувад.
Зоҳид агар қадаҳ зи каромат ниҳад бар об,
Наздики мо ба мартаба камтар зи хас бувад.
Гў, мўҳтасиб, зи шаҳна матарсон маро, ки ман
Аз подшоҳ фориғам, ў худ чӣ кас бувад?!
Най зери лаб ба майкада мехонадат, Камол,
Бишнав, ки муқбилӣ зи қабули нафас бувад.

***

Моро дигар бар он дар хоби шабон набошад,
Болини дардмандон ҷуз остон набошад.
Чашмам ситора гирад шабҳо ба хоб рафтан,
Гар оҳу нолаи мо бар осмон набошад.
Пеши ту барнадорад сўфӣ сари ғаромат,
Шукронавор ҷонаш то дар миён набошад.
Ман кай чунон дилеро паҳлўи худ нишонам,
К-аз новаки ту сад ҷо бар вай нишон набошад.
Дил аз ту баргирифтан, ба дигаре ниҳодан,
Дар ақл ин нагунҷад, дар хотир он набошад.
Чашми ту дўст дорам в-он тири ғамзаат ҳам,
Озори дўстонам бар дил гарон набошад.
Дорӣ, Камол, ҷоне, бар дўстон барафшон,
Ошиқ ҷаве наярзад, гар ҷонфишон набошад.

Моро шаби фироқ куҷо хоб мебарад?
Сад хобро зи гиряи мо об мебарад.
Доруи ҷони мо зи лабаш соз, гў, табиб,
Заҳмат чаро ба шарбату унноб мебарад?
Махмури ишқро ба ҷуз он лаб илоҷ нест,

Дарди сари хумор маи ноб мебарад.
Сар мениҳад ба сидқ хами абрўи туро
Ҳар порсо, ки саҷда ба меҳроб мебарад.
Пеши рух аз рақиб бипўшон беҳи зақан,
К-аз боғ мева дузд ба маҳтоб мебарад.
Гар оби дида сўи ту орад Камолро,
Хошок пеши гавҳари сероб мебарад.
Табрез агар ҳавас кунад, ўро аз ин мақом
Селоби ашк рост ба Сурхоб мебарад.

***

Моро гуле рўи ту чидан нагузоранд,
Чидан чӣ хаёл аст, ки? вазн дидан нагузоранд.
Сад шарбати ширин зи лабат хастадилонро
Наздики лаб оранду чашидан нагузоранд,
Гуфтам, шунавад муждаи дашноми ту гўшам,
Он низ шунидам, ки шунидан нагузоранд.
Зулфи ту чӣ имкони кашидан, ки рақибон
Сар дар қадамат низ кашидан нагузоранд,
Бахшой бар он мурғ, ки хунаш гаҳи бисмил
Бар хок бирезанду тапидан нагузоранд.
Дил шуд зи ту садпораву фарёд, ки ин қавм
Наъра задану ҷома даридан нагузоранд.
Магрез, Камол, аз сари зулфаш, ки дар ин дом
Мурғе, ки дарафтод, паридан нагузоранд.

Моро ҳаваси масҷиду саҷҷода набошад,
Мастӣ сифати мардуми озода набошад.
Аз содадилӣ пири маломатгари моро
Завқи маи рангину рухи сода набошад.
Сўфӣ ба қадаҳ гар надиҳад дасти иродат,
Ориф набувад солику бар ҷода набошад.
Нисбат натавон кард ба ҳеч одамӣ ўро,
Бинед, ки ногоҳ паризода набошад.
Дар хонаи дарвеш чӣ асбоби нишот аст,
Гар давлати ғамҳои ту омода набошад?
Зинҳор, Камол, аз сари зулфаш накунӣ ёд,
То дар қадами ў сарат афтода набошад.

***

Мо зи кўи ёри худ бехуд гузар хоҳем кард,
Бар рухи ў ҳам ба чашми ў назар хоҳем кард.
Ҳар касе аз сарзамине сар барорад рўзи ҳашр,
Мо зи хоки остонаш сар бадар хоҳем кард.
Ҷангҳо дорем бо зулфаш, вале дар пои ў
Боз агар афтем, бо ҳам сар ба сар хоҳем кард.
Гар сипар монеъ шавад тире, ки бар мо афканад,
Бори дигар ҷанги сахте бо сипар хоҳем кард.

Ногаҳонӣ, к-аз ту ташрифи бало камтар расад,
Аз балои ногаҳон як-як ҳазар хоҳем кард.
Машнав, эй оқил, ҳикоятҳои мо–девонагон,
В-арна мо аз худ туро девонатар хоҳем кард.
Гар ба мо ҳамроҳ хоҳӣ шуд, зи худ бигзар, Камол,
З-он ки мо аз манзили ҳастӣ сафар хоҳем кард.

Маро бе ту осудаҳолӣ набошад.
Даме бе рухат бемалолӣ набошад.
Хаёли ту бошад маро дар дилу бас,
Таманнои ҷоҳу ҷалоле набошад.
Ману оби чашмеву савдои сарве,
Чӣ ҳиммат бувад он, ки олӣ набошад.
Зи сирри дили ҷом ғофил мебошед
В-ар ӯ нест, як ранги холӣ набошад.
Маҷӯед ин машраб аз зоҳиди хушк,
Ки гавҳар ба ҷоми сафолӣ набошад.
Чӣ кор ояд ин зоҳидӣ шайхи моро,
Чаро ошиқи лоуболӣ набошад?
Камол, ар ба риндон мусоҳиб набошӣ,
Туро ҳеч соҳибкамолӣ набошад.

***

Маро бе ту аз дида хун меравад,
Зи дил низ сабру сукун меравад.
Дили ман дар он кӯ зи бими бало
Намерафт вақте, кунун меравад.
Чӣ оҳуст чашмат, ки дар пеши ӯ
Агар шер ояд, забун меравад?!
На аз зиракӣ дил дар он зулф рафт,
Ки дар силсила аз ҷунун меравад.
Ба рухсори ту чашм кардем сурх,
Аз он ашки мо лолагун меравад.
Ду чашми ту аз ҳар тараф холҳо,
Ба чандин магас хоб чун меравад?
Чу шуд ташна зулфат ба хуни Камол,
Ба чоҳи зақан сарнагун меравад.

Маро дилест, ки аз ёр ёр металабад,
Ба сӯзи синаи афгор ёр металабад.
Маро дилест, ки гар маст бошад, ар ҳушёр,
Зи маст, хоҳ зи ҳушёр ёр металабад.
Зи тавф бар дару девори Каъба ӯст мурод,

Ки ошиқ аз дару девор ёр металабад.
Нахост ҷаннати аълову ҳур соҳиби тур,
Зи ёр толиби дидор ёр металабад.
Ба шохсори талаб андалеби шаб ҳама шаб
Нишаста бо дили бедор, ёр металабад.
Ду кавн толиби гулзори ҷаннатанд, Камол
На бўстону на гулзор, ёр металабад.

***

Маро зи пеш бирондӣ, ҷафо ҳамин бошад,
Ниҳояти ситам, эй бевафо, ҳамин бошад.
Бад-он чӣ шукр накардам висоли рўи туро,
Гар интиқом намоӣ, ҷазо ҳамин бошад.
Намекунад дили мо ҷуз ба сарви қадди ту майл,
Улувви ҳиммати муште гадо ҳамин бошад.
Намезанем нафас ҷуз ба ёди он лаби лаъл,
Нишони нозукии табъи мо ҳамин бошад.
Бар остони ту мурдан саодатест азим,
Зи бахти хеш таваққўъ маро ҳамин бошад.
Камол, агар зи гадоёни  ҳазрати ўӣ,
Мақоми салтанати подшо ҳамин бошад.

Маро зи хоки раҳ он маҳ ҳамеша кам дорад,
Бад -ин масоба гадоро, кӣ мўҳтарам дорад?
Зи кимиёи ҳаётам нишон деҳ, эй раҳбин,
Ки чашмам орзуи хоки он қадам дорад.
Ба ёди рўи ту ҷоме, ки дорадам соқӣ,
Ҳазор бор аз он ҷом беҳ, ки Ҷам дорад.
Даҳони танги ту хоҳад дилам, музоиқа чист
Ба хастае, ки зи ғам рўй бар адам дорад?
Рухат ба чашм зи хат, чун нагирадаш зангор?
Касе кай оина ҷое ниҳад, ки нам дорад?
Зи ҳайрати хати ту чун қалам кунад ангушт
Фириштае, ки ба ангуштҳо қалам дорад.
Камол аз сари кўят чаро рамад зи рақиб,
**Чу оҳуи ҳарам аст, аз саге чӣ ғам дорад?**

***

Маро зи сўҳбати ёрон чӣ кор бикшояд,
Ки корам аз гираҳи зулфи ёр бикшояд.
Чу турра боз кунад бар қарори ҳаррўза,
Зи банди ғусса дили беқарор бикшояд.
Ҳисори умр чӣ мўҳкам кунӣ, ки ғамзаи ў
Ба як ходанги назар сад ҳисор бикшояд.

Агарчи бо даҳанаш кори бўс вобаста-ст,
Ҳазор кор чунин з-он канор бикшояд.
Чу баргирифт зи ораз ду зулф, донӣ чист?
Маҳи гирифта, ки шабҳои тор бикшояд.
Зи қайди мўймиёнон халоси ман вақтест,
Ки анкабут магасро зи тор бикшояд.
Чу дар ба рўи ту бандад, умед банд, Камол,
Ки ҳар чӣ баста бувад устувор, бикшояд.

Маро лутфи гуфтораш аз роҳ бурд,
Лабаш ҳушам аз ҷони огоҳ бурд.
Рухи моҳро монад он рух, магар
Ба шатранҷи хубӣ рух аз моҳ бурд?
Ғамаш ҳар куҷо дар диле хона сохт,
Барои гил аз рўи мо коҳ бурд.
Ҷаҳон пур зи овозаи ошиқист,
Магар сити ў нолаву оҳ бурд?
Муродам туӣ, аз ту хоҳам мурод,
Ки дарвеш хоҷат бари шоҳ бурд.
Бар он остон дар ҳиҷолат сарест,
Ки тасдеъи худ гоҳу бегоҳ бурд.
Чӣ гавҳаршинос аст чашми Камол,
Ки сурма аз он хоки даргоҳ бурд.

***

Маризи ишқи бутонро сари табиб набошад,
Ба иттифоқ табибе беҳ аз ҳабиб набошад.
Умед ҳаст, ки ёр аз дарам чу бахт дарояд,
Агар чунончи бадомўзии рақиб набошад.
Зи нолаҳои ҳазинам матарсу рўй мапўшон,
Ки ин муомала гулро ба андалеб набошад.
Ту дар замона ғарибӣ ба лутфу банданавозӣ,
Гар илтифоти ғарибон кунӣ, ғариб набошад.
Насими боди саборо ба гоҳи атрфишонӣ
Ба ҳалқаҳои сари гесувон-т тиб набошад.
Макун маломатам, эй порсо, ки дилшудагонро
Сари муҷодалаи носеҳу адиб набошад.
Ба хурдани ғами дил ғам махур, Камол, ки касро
Зи хони давлати хубон ҷуз ин насиб набошад.

Макун бимам, ки шамшери рақиби мо бурон бошад,
Ман аз куштан наметарсам, раҳо кун, то бар он бошад.
Пур аз ҷонҳост доманҳои зулфи ту, маяфшонаш,
Ту маъшуқӣ, маро фармо, ки ошиқ ҷонфишон бошад.
Ҳадиси лутфи гуфторам магар аз дигаре пурсӣ,

Ки моро з-он лаб ангушти таҳайюр дар даҳон бошад.
Чӣ нисбат мекунӣ худро ба маҳ, худро накӯтар бин,
Ки аз ту ба то маҳ фарқ аз замин то осмон бошад.
Миёнат, гуфтам, ар гум шуд, манаш ёбам, чӣ мебахшӣ?
Қабо гуфту кулаҳ бар сар, камар ҳам дар миён бошад.
Ба хони ошиқи дарвеш агар меҳмон расад ҷонон,
Кабоб аз дил, намак аз дида, ширинӣ зи ҷон бошад.
Камол аз дида мерезад сиришки гарм дар поят,
Хунук обе, ки дар пои саҳисарви равон бошад.

***

Ман ба дарди худ хушам, ҷони моро сиҳҳат чӣ суд?
Нӯши он лаб дархур аст ин ташнаро, шарбат чӣ суд?
Орзуманди қаду қанди лабу рӯи туро
Сояи Тубию оби Кавсару ҷаннат чӣ суд?
Нози ту созад маро, на неъмату нози ҷаҳон,
Гар набошад нози ту, аз нозу аз неъмат чӣ суд?
Мекунам дарду балоро бар дилу ҷон қисмате,
Чун маро ин буд аз хони ғамат қисмат, чӣ суд?
Гарчи масруф аст ҳиммат дар тулӯи субҳи меҳр,
Ахтаре чун нест дар толеъ маро, ҳиммат чӣ суд?
Гуфтаӣ: Фармоямаш лат, гар бадат гӯяд рақиб.
Нек мефармоӣ, аммо куштаниро лат чӣ суд?
Чун надорӣ дархури махдумиаш ваҷҳе, Камол,
Рӯи гардолуд судан бар дари хидмат чӣ суд?

Ман бар сари он кӯ ба чӣ корам, ҳама донанд,
Дар сар ҳаваси рӯи кӣ дорам, ҳама донанд.
Ронӣ чу сагам аз дару гӯӣ, ки бикун авф,
То ҳашр ман ин дар нагузорам, ҳама донанд.
Гар оҳи ман он сарв надонад, ки баланд аст,
Мурғони чаман нолаи зорам ҳама донанд.
Гирам, ки ба хун захм бипӯшам зи табибон,
Аз нолаи дил ҷони фигорам ҳама донанд.
Гирам, зи бузургӣ саги хешам шумурад ёр,
Ман кистаму дар чӣ шуморам, ҳама донанд.
Ёрон агарат ҷону сар оранд ба тӯҳфа,
Ман низ ба ёрони ту ёрам, ҳама донанд.
Гар халқ надонанд, Камол, ин сухани кист,
Чун маънии ту дар қалам орам, ҳама донанд.

***

Маҳ бо рухи ту худро бе ваҳҷ меситояд,
Ин номи ҳусн бар вай баръакс менамояд.
Эй гул, чӣ мекушоӣ пеши ман он вараққо?
Гар нозу шева набвад, з-инҳо чӣ мекушояд?
Дарвеши кӯи худро марсуми ғамрасонӣ,
Гуфтӣ, нашояд, аммо ин бухл ҳам нашояд.

Дил фол зад ба риндӣ, номи қадат баромад,
Кори савоб бошад, ҳар ҷо алиф барояд.
З-ин зӯҳди бастабархуд, ман даст шустам аз худ,
Ранге, ки хом бандӣ, з-ин бештар напояд.
Завқи самоъ дорем, эй мутрибони хомӯш,
Бонге занед бар ҷанг, то нағмае саояд.
Табъи Камол аз он лаб ҷомест пурлатофат,
Ҷуз бода ҳар чӣ гӯянд, ӯро фурӯ наёяд.

Меҳри қиёматиро ҳаргиз завол бошад?
Ҳай-ҳай, наъузибаллаҳ, ин худ чӣ қол бошад?
Дӯшам хаёли рӯят пурсиду гуфт: Чунӣ?
Гуфтам, ки хастагонро донӣ, чӣ ҳол бошад.
Гуфтам, ки дар рикобат фитроки сайд гардам,
Ишқ аз дарам даромад, гуфт, ин хаёл бошад.
Дар кори покбозон бода ҳаром дидам,
Чун соқиям ту бошӣ, бо ту ҳалол бошад.
Ҷоно, ба теғи абрӯ қасди дилам чӣ дорӣ?
Аз хуни ман чӣ хезад? Лекин вубол бошад.

***

Маҳи рӯи ту на дархурди мани мискин буд,
Чӣ кунад банда, чу тақдири Худованд ин буд?
Барнаёмад ба ҳавои дили шӯридаи хеш,
Варна Фарҳод чӣ марди ҳаваси Ширин буд.
Ҳар ки он рӯи накӯ диду дил аз даст надод,
На диле дошт, на ҳечаш хабаре аз дин буд.
Баски чашмам зи фироқи рухи ту ашк фишонд,
Дар шаби ҳаҷр чароғаш зи маҳу Парвин буд.
Хок дар дидаи ин бахт, ки хуфту нашинохт
Қадри он шаб, ки маро хоки дарат болин буд.
Ин ҳама чошнӣ аз завқи лабат ёфт Камол
В-арна аввал сухани ӯ на чунин ширин буд.

Маҳ талъати туро ба тамомӣ ғулом шуд,
Дар матлаъи сухан сухани мо тамом шуд.
Дар орзуи рӯи ту бигзашт рӯзи умр,
Аз чеҳра барфурӯз чароғе, ки шом шуд.

Зулфат сабо кашиду нашуд огаҳ он ду чашм,
Сайёд хоб дошт, ки мурғаш зи дом шуд.
Бар хоки дар ҳалол макун хуни ошиқон,
Сайди кабўтарони ҳарам чун ҳаром шуд.
Сўфӣ нашуд ба даври лабат холӣ аз шароб,
Хоки вуҷудаш арчи суроҳиву ҷом шуд.
Зоҳид шудаст дар тамаъи бодаи биҳишт,
Танҳо на хидматаш, ки тамаъ низ хом шуд.
Дигар чӣ ҳосил аз лақаби зоҳидӣ, Камол?
Номус чун бирафт ба риндиву ном шуд.

***

Маҳи ман ид шуд, муборак бод!
Идии ошиқон чӣ хоҳӣ дод?
Идиву иди мо маҳи рухи туст,
Иди мо бе рухи ту ид мабод!
Гуфтаӣ: Пурсам аз ту иди дигар,
Оҳ, к-ин ваъда ҳам ба ид афтод.
Ҷонам аз ғам раҳон, чу ид расид,
Ид зиндониён кунанд озод.
Ид шуд, бигзар аз ваъид, Камол,
Ид созанд хотири ҳама шод.

Маҳи номеҳрубони ман вафодорӣ намедонад,
Ба аҳли дил ба ҷуз зулми ситамкорӣ намедонад.
Чу додам дил да дасти ў, ба пои меҳнат афкандаш,
Чӣ донистам мани бедил, ки дилдорӣ намедонад?!
Ба наздики табиб аҳволи дарди хеш мегуфтам,
Вале ў чораи ин навъи беморӣ намедонад.
Чӣ суд аз нолаву зорӣ бар ин дар додхоҳонро,
Ки султон ҳоли мискинони бозорӣ намедонад.
Муроди хотири мо нек медонад, ҳабиб, аммо
Тағофул мекунад з-он сон, ки пиндорӣ, намедонад.
Лабу дандони чун ўе ба коми чун мане авло,
Ки кас ширинтар аз тўтӣ шакархорӣ намедонад.
Камол аз халқ натвонист пўшидан назарбозӣ,
Ки ў риндасту чун зуҳҳод тарророӣ намедонад.

***

Мебаранд аз ту ҷафо бесарусомоне чанд,
Чанд резӣ ба хато хуни мусалмоне чанд?
Бе манат домани гулзор чӣ домангир аст,
Пора гир, эй гули навраста, гиребоне чанд.
Кишвари ҳусни бутон кард парешон сари зулф,
Ки нахурданд ғами ҳолпарешоне чанд.

Рафта пайкони ту дар синаву хун омада гир,
Худ чӣ ояд зи дилу дидаи гирёне чанд?
Аз рух овехтаӣ ҳар тарафе зулфи бахам,
То барӣ гӯи диле чанд ба чавгоне чанд.
Зоҳидон фоидаи ишқ надонанд, ки чист,
Накунад фоида ин нукта ба нодоне чанд.
Мекашидӣ зи ҷигар тири ту як рӯз Камол,
Ёфт дар оташи дил тофта пайконе чанд.

Номи маҳ бурдам шабе, рӯи туам омад ба ёд,
Зикри шаб кардам, дил аз маҳ бо сари зулфат фитод.
Дида чун нақши санавбар баст бо дил дар хаёл,
Қаддат омад пеши чашму дар баробар истод.
Гар намоӣ бо ду доли зулфу қади чун алиф,
Ҳар куҷо дар ишқ мазлумест, ёбад аз ту дод.
Дур бод аз доли зулфат дасти мо савдоиён,
То касе ангушт бар ҳарфи ту натвонад ниҳод.
Гуфта будӣ: Чун кунӣ ёдам, шавад дарди ту кам.
То чунин кардам, ки гуфтӣ, ин зи ёдат шуд зиёд.
Буд дар ишқат муроди дидаву дил хун шудан,
Ҳар дуро, алҳамдулиллаҳ, дар канор аст ин мурод.
То бидӯзад бо хаёлат дидаи гирён Камол,
Якбаяк дӯшина сӯзанҳои мижгон об дод.

***

Номи маҳ бурдам шабе, рӯи туам омад ба ёд,*
Дар дили шаб ҳалқаи мӯи туам омад ба ёд.
Дар намози ишқ пеши қиблаи рухсори ту
Сураи Нун хондам, абрӯи туам омад ба ёд.
Васфи ағлолу салосил хондам андар ояте,
Аз гирифторони гесӯи туам омад ба ёд.
Ашкро дидам ба сар ғалтон миёни хоку хун,
Куштагони чашми ҷодуи туам омад ба ёд.
Зоҳиде мекард рӯзе зикри ризвону биҳишт,
Аз муқимони сари кӯи туам омад ба ёд.
Чун шунидам васфи Тӯбӣ гаҳ баланду гоҳ паст,
Эътидоли зулфи дилҷӯи туам омад ба ёд.
Мекушудам ҳамчу гул авроқи девони Камол,
Бӯи ҷон омад, аз он бӯи туам омад ба ёд.

* Ин мисраъ аз ғазали дигар ва ё баракс такрор шуда. Аммо ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори нахуст бо алифбои русиасоси тоҷик нашр мешавад.

Нахли маданӣ самар баровард,
Паҳлӯи рутаб шакар баровард.
Омад Ҳасани дигар ба Басра,
Нахлаш рутаби дигар баровард.
Дар Даҷла бирафт пири Бағдод,
Дарё ивазаш гуҳар баровард.

Соқӣ бишикаст ҷому Ҷомӣ
З-он ҷом латифтар баровард.
Аз равзана Офтоби Табрез*
Дар хона бирафту дар баровард.
Румӣ ба замини Рум зад нақб,
Аз хоки Хуҷанд сар баровард.
З-он хок Камол доман афшонд,
Гард аз малаку башар баровард.

***

Нахоҳам ман, ки кас бо он шакарлаб ҳамнафас бошад,
Вале ҳар ҷо, ки ширинист, ғавғои магас бошад.
Табиб аҳволи ман пурсид, гуфтам: Зулфи ӯ дол аст.
Гар аҳли ҳикмат аст, ӯро ҳамин як ҳарф бас бошад.
Аз он лаб, гуфтам, ар бӯсе диҳӣ, беш аз канорам деҳ.
Бигуфт: Ин нукта нашнидӣ, ки ҳалво бозпас бошад.
Шунидам он санамро ҳаст бо ушшоқ дилсӯзӣ,
Вале з-он навъ дилсӯзӣ, ки оташро ба хас бошад.
Фалак бар офтобу маҳ расонад пояи қадрам,
Гарам бо хоки пои ту чу зулфат дастрас бошад.
Камол, аз лутфи табъ омад асири ишқи маҳрӯён
Чу булбул, к-аз хушовозӣ гирифтори қафас бошад.

---

* Аз Офтоби Табрез мурод Шамси Табрезист.

---

Надорад он даҳон, гуфтам, нишон. Гуфто: Чунон бошад,
Вале моро миёне ҳасту он ҳам бе нишон бошад.
Ғами холи ту осон нест бар ҷону тани лоғар,
Ки тори анкабутонро магас бори гарон бошад.
Набошад бар замин сарве чу ту, бар осмон моҳе,
Гувоҳи ман бад-ин маънӣ замину осмон бошад.
Хиҷил з-он боғи рухсоранд гулбӯён яке з-онҳо,
Ки пеши он зақан шуд сурх, себи бӯстон бошад.
Аҷаб сарвест он қомат, аҷабтар оби он ораз,
Хилофи одат ин доим ситода в-он равон бошад.
Ба ҷои афсари шоҳист бар фарқ он ғубори дар,
Касеро зебад ин афсар, ки хоки остон бошад.
Замони васл чун ёбӣ, Камол, он дам ғанимат дон,
Ки хуш айшест султонӣ, агар худ як замон бошад.

***

Нуқтаи доираи лутф даҳони ту бувад,
Ояти ҳусн хати мушкфишони ту бувад.
Ончунон дод хатат доди накӯӣ, к-аз шавқ
То ба гулбарги таре ҷомадарони ту бувад.
Сар ба бемории борик кашад охири кор,
Ҳар киро орзуи мӯи миёни ту бувад.
Пояи ҳиммати дарвешу сарафрозии ӯ

Ба ҳавои қади чун сарви равони ту бувад.
Бе гули рӯи ту ҳар лола, ки рӯяд зи гилам,
Дар дилаш доғи ту, бар сина нишони ту бувад.
Дами охир, ки бипӯшам зи ҷаҳон чашми умед,
Ҳамчунон гӯшаи чашмам нигарони ту бувад.
Мулки дилҳо зи ту обод бувад беҳ, ки хароб,
Хоса мулке, ки саропой аз они ту бувад.
Гуфтаӣ: Сурати ӯ мазҳари маънист, Камол.
Худ аён аст, чӣ ҳоҷат ба баёни ту бувад?

Навбаҳорон зи гулам бӯи ту хуш меояд,
Ҳамаро боғу маро рӯи ту хуш меояд.
Ҳамчу наргис нанихам чашм ба сарви лаби ҷӯ,
Ки маро қомати дилҷӯи ту хуш меояд.
З-он ҳама халқа, ки шамшод занад бар сари гул,
Бандаро халқаи гесӯи ту хуш меояд.
Бӯи гулзор хуш ояд ҳама касрову маро
Накҳати хоки сари кӯи ту хуш меояд.
Шеваи чашми ту наргис чӣ кунад? шеваву ноз,
Шева аз наргиси ҷодуи ту хуш меояд.
Печи сунбул ба чаман ҳеч намеояд хуш,
Пеши рӯи ту хами мӯи ту хуш меояд.
Чашм накшуд ба рӯи гул аз он рӯй, Камол,
Ки назар бар гули худрӯи ту хуш меояд.

***

Нури чашме бари соҳибназаре меояд,
Пеши Яъқуб зи Юсуф хабаре меояд.
Кард ширин даҳани мо хабари ёри азиз,
Ки зи Мисри дигар инак шакаре меояд.
Ҳар якеро зи тараб пой фурӯ рафт ба ганҷ,
Кай ба дасти мани муфлис гуҳаре меояд?
Менишинад зи ҳасад дар дили ман пайконе,
Ҳар ханге, ки аз ӯ бар ҷигаре меояд.
Бод гарде, ки зи хоки раҳаш овард ба чашм,
Чашм доред, ки куҳли басаре меояд.
Чун ситора бадар оед ба истиқболаш,
К-аз раҳи дур маҳе аз сафаре меояд.
Гар равад ҷони ту, аз пеш маяндеш, Камол.
Меравад ҷону зи ҷон дӯсттаре меояд.

Нури чашмӣ, зи ту моро назаре мебояд,
Сад назар гар расад аз ту, дигаре мебояд.
Боз бинмо рухи зебо, чу буридӣ сари зулф,
Мунқатеъ шуд шаби тира, сахаре мебояд.
Ба аёдат сухане гӯй, ки ранҷуронро
Аз шифохонаи он лаб шакаре мебояд.

Тутиёро натавонам, ки бубинам ба ду чашм,
Сурмаи чашми ман аз хоки даре мебояд.
Дили ушшоқ гирифтӣ, ба сари зулф супор,
То баҳам барнаравад мулк, саре мебояд.
Ба кабӯтар чӣ фиристам, ки барад номаи шавқ,
Ки маро сӯи ту болеву паре мебояд.
Чӣ матоъест суханҳои диловези Камол,
Лоиқ гӯши ту беҳ з-ин гуҳаре мебояд.

***

Вараqи рӯи ту ушшоқ накӯ мехонанд,
Чун расад кор ба зулфат, ҳама дармемонанд.
Суратат соҳиби маънӣ зи малак беҳ донист,
Лек аҳли назарат беҳтар аз ин медонанд.
Соиду дасти туам бим намоянд ба теғ,
Ташнаро ин ҳама аз об чӣ метарсонанд?
Рафтию монд хаёли даҳанат бо дили танг,
Чун надоранд асаре, ҳар ду ба ҳам мемонанд.
Мекунам пеши рақибон ба қадат нисбати тир,
Ки чу ой, ба сару чашми манат биншонанд.
Ашкро хоки дарат соили беҳосил хонд,
Ҳар ки шуд рондаи даргоҳ, чунинаш хонанд.
Чанд пӯшӣ зи касон рози дилу дида, Камол,
К-ин ду чун амри муҳол аст, ки пинҳон монанд.

Васли ӯ монда, чаро давлати дунё талабед?
Давлатеро, ки беҳ аз дунйиву уқбо талабед.
Дӯстдорон, ба ҷуз аз дӯст махоҳед зи дӯст,
Ки набошад беҳ аз ӯ, ҳар чӣ аз ӯ металабед.
Мекунад аз сари ҳастӣ ҳаваси хоки дараш,
Аз паси хок шудан ҷаннати аъло талабед.
Пеши болову лаби ӯ хунукиҳост ҳама
Сояву об, ки аз Кавсару Тӯбо талабед.
Нӯшдоруст лабаш, дард надоред, дареғ,
Чанд шарбат зи шифохонаи Исо талабед?
Ба сари турбати Маҷнун чу бисӯзед абир,
Шакару уд зи холу лаби Лайло талабед.
Дигар аз майкада пурсед хабарҳои Камол,
То каяш бар сари саҷҷодаи тақво талабед?

***

Вақте мурид буд дил, акнун ғулом шуд,
Зулфи буте гирифту гирифтори  дом шуд.
Чашмам ба орзуи тамошои зулфи туст,
Чун чашми рӯзадор, ки муштоқи шом шуд.
Лабҳои ташнапарвари ту то зи дида рафт,
Обам ба ҳалқу хоб ба мижгон ҳаром шуд.
Сӯфии мо зи ишқ ба риндӣ гирифт ном,

Аз нанги зуҳд расту бад-ин некном шуд.
Гар ғам биканд аз чамани дил санавбараш,
Дар ҷон хаёли қадду ту қоиммақом шуд.
Маҳро, ки кӯси ҳусн бар офоқ мезанад,
Ту дер мон, ки навбати он ҳам тамом шуд.
Нозуксухан ба васфи лаби ӯ шудӣ, Камол,
Тӯтӣ шакар шикаст, ки ширинкалом шуд.

«Ҳидоя» хондиву ҳеҷат ҳидояте нарасид,
Ано кашидиву з-он сӯ ионяте нарасид.
Зи хони илм, ки пур нуқли ҳикмат аст, туро
Бурун зи нақли ҳадису ривояте нарасид.
Ба қисса гӯш ниҳодӣ, сабаб нузулу ҳамин
Зи лаҳни ғайб ба гӯши ту ояте нарасид.
Туро чӣ суд ба рӯзи ҷазо виқояву ҷузв,
Чу аз виқояи авфаш ҳимояте нарасид?
Надида дидаи бино бидояти ин роҳ,
Ба ҳар мукошафа то дар ниҳояте нарасид.
Зи соликон хабаре ёфтам бағоят рост,
Ки як раванда дар ин раҳ ба ғояте нарасид.
Аз он даҳон, ки хазалилм лутфи ӯст, Камол,
Ба гӯши ҳарфшунав ҷуз ҳикояте нарасид.

***

Ҳар саҳар, к-аз сари кӯи ту сабо бархезад,
Оламеро дили ошуфта зи ҷо бархезад.
Кӣ расонад ба сари кӯи ту хоки тани ман,
Магар ин кор ҳам аз дасти сабо бархезад?
Барнахезам пас аз ин аз сари кӯят ҳаргиз,
Ҳар ки дар кӯи ту биншаст, куҷо бархезад?
Фитнаҳо хост аз он зулф, ки ҳиндуи ту буд,
То аз он турки камондор чиҳо бархезад?
Чӣ шавад, гар нафасе хуш биншинӣ бо мо,
То ба якбор ғам аз хотири мо бархезад.
Ту мапиндор, ки бечора Камол аз дари ту
Ба боло дур шавад, ё зи ҷафо бархезад.

Ҳар шаб, ки аз ту сӯхтае оҳ баркашад,
З-он оҳ доғҳо ба рухи моҳ баркашад.
Зулфи туам чу домани дар по кашон маро
Гоҳе ба хоки раҳ фиканад, гоҳ баркашад.
Бори фироқи хеш чӣ санҷӣ ба ҷисми ман,
Кас кӯҳро надид, ки бо коҳ баркашад?

Тўбо кашид пеши қадат сар ба осмон,
Худро чаро ба қомати кўтоҳ баркашад?
Наққоши Чин гаҳе, ки кашад нақши он даҳан,
Аз мў қалам бисозаду он гоҳ баркашад.
Афтода бош, гў, сари зулфи ту бар зақан,
Дилҳо, ки афтад, он расан аз чоҳ баркашад.
Аз ғамза новаке, ки задӣ бар дили Камол,
Чун баркашад, зи сина магар оҳ баркашад?

***

Ҳар қатра хун, ки аз мижа бар рўи мо чакад,
Ояд давон-давон, ки бар он хоки по чакад.
Аз ғамза неш зад ба ҷигар, соҳирӣ нигар,
К-ў неш бар куҷо заду хун аз куҷо чакад.
Он дам, ки теғи фурқати ў созадам ҷудо,
Аз дида хун ҷудо чакад, аз дил ҷудо чакад.
Резад ситора рўзи қиёмат, аҷаб мадор,
Рўзи видоъ ашк ҳам аз дидаҳо чакад.
Гар зери по дилам бишикастӣ чу зулфи хеш,
Доим зи шишаи дили ман хун чаро чакад?
Ҳар шаб ду дида обчакон дар ҳавои туст,
Шабнам, ки дидаӣ, ҳама ҷо аз ҳаво чакад.
Абри балост ҳаҷри туву гиряи Камол
Борони меҳнате, ки зи абри бало чакад.

Ҳар куҷо бо ёди он лаб маҷлисе ангехтанд,
Майпарастон май ба каф аз ҳар тараф даррехтанд.
Талхкомӣ бурд ҷом аз мо ба даври он ду лаб,
Соқиён дар бодаҳо, гўӣ, шакар омехтанд.
Оҳувон бар гўшаи гулзор диданд он ду чашм,
Ҳар яке з-он тири ғамза ҷонибе бигрехтанд.
Нозукиву лутф duздид аз баногўши ту дурр,
Ғўтаҳо доданд, дар об он гаҳаш овехтанд.
Дар суҷуд омад дару девор пеши он ҷамол,
Аз ту  дар бутхонаҳо ҳар сурате, к-ангехтанд.
Қиссаи дардам фурў мерехт гардам пеши дўст,
Гар пас аз ман дўстон гарди маро мебехтанд.
Муддаӣ, гўяд, Камол, аз ишқи рўят шуд чу зар,
Чанд гўяд, чун маро дар бўта з-ин сон рехтанд.

***

Ҳар куҷо зикре аз он абрўи пурхам меравад,
Гар равад, он ҷо ҳадиси моҳи нав кам меравад.
Гўиё, мўри Сулаймон аст он хат гирди лаб,
К-ончунон густох бар болои хотам меравад.
Дӣ ҷудо аз ҳамдамон мешуд ба роҳе, гуфтамаш:
Ҳайф аз ин умре, ки бе ёрони ҳамдам меравад.
Давлати дардат чӣ хуш будӣ ба ғам як ҷо муқим,

Лек чун дарди ту меояд, зи дил ғам меравад.
То ту рафтӣ, меравад аз чашми мо пайваста об,
Ҳар куҷо ҷон меравад, аз пай равон ҳам меравад.
Хоки он дар дар назар в-ин турфа, гирёнам ҳанӯз,
Каъба пеши чашму об аз чашми Замзам меравад.
Гарчи як ҷоӣ чу миҷмар пой дар доман, Камол,
Тайби анфоси ту дар атрофи олам меравад.

Ҳар касе дар ҳарами васли ту маҳрам нашавад,
Ҳар Бироҳим ба даргоҳи ту Адҳам нашавад.
Мард то рӯй наорад зи ду олам ба Худой,
Мустафовор гузини ҳама олам нашавад.
Қалъаи дин накунӣ бе мадади дилҳо фатҳ,
Лашкарат гар набувад, мулк мусаллам нашавад.
То мушарраф нашавад банда ба султонсифатон,
Ҳаргиз андар назари халқ мукаррам нашавад.
Дили ушшоқ маёзору зи ҷон узр махоҳ,
Ки мудовои чунин реш ба марҳам нашавад.
«Санги бадгавҳар агар косаи заррин шиканад,
Қимати санг наяфзояду зар кам нашавад».*
Гар шикасти ту кунад ҳосиди бадхӯй, Камол,
Дилат аз ҷо наравад донаму дарҳам нашавад.

***

Ҳар касе дар сар аз ин гуна ҳавасҳо доранд,
Ки чу мо чашми яқину дили доно доранд.
Шеваи аҳли сафо ҳеч надониста ҳанӯз,
Хештанро ҳама сӯфивашу раъно доранд.
Қавли эшон ҳама ин, к-аҳли яқинему шинохт,
Ба Худо, гар сари мӯе худ аз инҳо доранд.
Ҳусн нашнохтаву дард надониста, ки чист,
Ҳаваси ишқу висолу рухи зебо доранд.
Ғофил аз дилкашии холу хати лоларухон,
Барги ошуфтадиливу сари савдо доранд.
Бо чунин мояи пастӣ, ки худ он толеърост,
Дар дил андешаи он қомату боло доранд.
Орифон воқифи ин нукта нагаштанд, Камол,
Хоса ин қавм, ки фаҳми сухани мо доранд.

* Ин байт моли Саъдии Шерозист.

Ҳар ки дар роҳи ту аввал қадам аз хеш бурид,
Ҳам ба аввалқадам он ҷо, ки ҳамехост расид.
Ҳеч кас дар ту наёвехт, ки аз ҷон нагурехт,
Ҳеч кас бо ту напайваст, ки аз худ набурид.
Ба талаб кас хабаре, ҳам асаре аз ту наёфт,
Беталаб низ нишонат нашуниду набидид.

Ҳама бо нолаву оҳанд, чӣ ҳушёру чӣ маст,
Ҳама бо ҳасрату дарданд, чӣ пиру чӣ мурид.
Зоҳид аз савмаа гар рахт кашад дар кӯят,
Мо нахоҳем дар он кӯй ба ҷуз дард кашид.
Он ки осон шумарад ин ҳама хун хӯрдани мо,
Дур аз он рӯй магар шарбати ҳаҷре начашид?!
То дили реш пур аз дарди талаб ёфт, Камол,
Ёфт ҳар гуна муроде, ки аз ӯ металабид.

***

Ҳар ки васлаш талабад, тарки сараш бояд кард,
В-арна андешаи кори дигараш бояд кард.
Он ки хоҳад, ки ниҳон аз сари кӯяш гузарад,
Субҳхезӣ чу насими саҳараш бояд кард…
Зулфи ошуфтаи ӯ мӯҷиби ҷамъияти мост,
Чун чунин аст, пас ошуфтатараш бояд кард.
Ҳар кӣ ӯро хабар аз ҳолати мастон набувад,
Ба яке ҷуръаи май бехабараш бояд кард.
Ё Раб, ин дарди ҷигарсӯз чӣ мушкил дард аст,
Ки мудово ҳама хуни ҷигараш бояд кард.
Гар Камол орзуи сӯҳбати ҷонон дорад,
Зуд з-ин кулбаи эҳзон сафараш бояд кард.

Ҳаргиз ба ёди зулфи худ он маҳ раҳо накард,
К-аз ҳар тараф зи дӯш сареро ҷудо накард.
Ҳаргиз ду чашми ӯ ба ҷафо ваъдае надод,
К-он ваъдаро ба чашм ҳамон дам вафо накард.
Рӯе намонд, к-аз хами турра ба чин насохт,
Пуште намонд. к-аз хами абрӯ дуто накард.
Бемор карду дард фиристоду ҷон ситонд,
Бемори ишқро беҳ аз ин кас даво накард.
Хоҳем кард, гуфт, ба дафъи рақиб фикр,
Фикре савоб буд, надонам, чаро накард?
Миннатпазири он лаби лаълам, ки пеши хол
Хатро ба бӯсаҷои мани хаста ҷо накард.
То хоки остони ту овард дар назар
Чашми Камол орзуи тӯтиё накард.

***

Ҳаргиз зи зулфи хубон бӯи вафо наёяд,
Гар ту шунидӣ ин бӯ, боре маро наёяд.
Муштоқи пойбӯсам, з-он бар сарам наёӣ,
Мунъим зи бими хоҳиш пеши гадо наёяд.
Дӣ гуфтаӣ: Ба тӯҳфа оред сар бар ин дар.
Ошиқ ба сар биёяд он ҷо, ба по наёяд.
Пеши ту баҳри ном аст омадшуди рақибон,

Дур аз Худо ба Каъба баҳри Худо наёяд.
Гар хуррамему шодон, аз умр нашмурем он
Рӯзе, ки аз ту моро дарду бало наёяд.
Ошиқ нахост дунё аз дӯст, балки уқбо,
Ҳирсу лаимтабъӣ аз порсо наёяд.
Натъи Камол хуштар аз фарши подшоҳон,
К-аз бӯрёи риндон бӯи риё наёяд.

Ҳаргизам рӯзӣ надод он турфаи Бағдод дод,
Хирмани уммедро з-он додаам бар бод, бод!
Охир, эй сарви чаман, дил бандаи болои туст,
В-арна аввал модари фитрат моро озод зод.
Зодам аз хуни ҷигар то кай кунӣ дар ҳаҷри хеш?
Бас бувад моро дар ин раҳ ишқи модарзод зод.
Дил, ки набвад оташин дар ишқи ту бе об беҳ,
Ҷон, ки набвад хоки раҳ дар кӯи ту, барбод бод!
Чун зи гулзори рухат боди сабо орад насим,
Ҳар замон гардад дилам з-он қадди чун шамшод шод.
Бар сари кӯи ту ҳар шаб мезанам фарёду оҳ,
Бӯ, ки аз мо оядат з-ин нолаву фарёд ёд.
Гӯш хуш мекун, Камол, аз ваъдаи ҷонону бас,
З-он ки ман нашнидаам, к-он бут касеро дод дод.

***

Ҳар гул, ки зи хок ман бирӯяд,
Ошиқ шавад он, ки он бибӯяд.
Дар домани дӯст хоҳад овехт
Хоре, ки зи турбатам бирӯяд.
Маъшуқ шаҳиди ишқи худро
Бо ашк бишӯяду бимӯяд.
То дида шавад ба хоки он пой,
Ошиқ раҳи ӯ ба дида пӯяд.
Хубон ҳама рӯ ба об шӯянд.
Рухсори ту обро бишӯяд.
Ҷӯяд дилам он даҳан ҳамеша,
Чизе, ки наёфт, кас чӣ ҷӯяд?
Васфи даҳанат Камол доим
Дар қофияҳои танг гӯяд.

Ҳазорбора фузун нози ӯ гарам бикушад,
Барам ниёз, ки як бори дигарам бикушад.
Ба ҳайрати назаре з-он ду чашми сайёдам,
Ки боз афканаду чун кабӯтарам бикушад.
Ситодаам лаби пурханда дар баробари теғ,
Ки ҳамчу шамъи рухат дар баробарам бикушад.

Чӣ ҳоҷатам ба кафан накҳати абир, чу дӯст
Ба ҳасрати хату холи муанбарам бикушад.
Чӣ суд бар сари хокам дарахти сарв, ки ёр
Ба орзуи қади чун санавбарам бикушад.
Ба хуни ман чу ҳамон даст хоҳӣ олудан,
Бигӯ, ба ғамза, ки боре накӯтарам бикушад.
Агар чу шамъ ба поён расад ҳалокати ман,
Бигӯ, Камол, ба теғаш, ки аз сарам бикушад.

***

Ҳазор сарв, ки дар ҳадди эътидол барояд,
Ба қоматат нарасад, гар ҳазор сол барояд.
Шабе миёни гулистон зи чеҳра парда барафкан,
Ки маҳ фурӯ раваду гул ба инфиол барояд.
Зи сирри ҳусни ту илло ба нуқтае набарад пай
Хати узори ту, чандон ки гирди хол барояд.
Агарчи субҳ ба рӯят зи офтоб занад дам,
Куҷо ситора ба хуршеди безавол барояд?
Алассабоҳ тафаъул ба рӯи хуби ту кардам,
Ки то аз он вараќи гул маро чӣ фол барояд.
Баромад аввали хат  зулфи саркаши ту ба фолам,
Далолат аст ба давлат чу ҳарфи дол барояд.
Камол, арзи таманно ба моҳи оразн ӯ кун,
Ки гар барояд умеде, аз он ҷамол барояд.

Ҳама умр аз ту ба ман бӯи вафое нарасид,
Дили ранҷур зи васлат ба шифое нарасид.
Ин ҳама хуни баноҳақ, ки дар айёми ту рафт,
Ҳеч касро ба ту чуневу чарое нарасид.
Ғами ҳиҷрони  туям ҷон ба лаб оварду ҳанӯз
Лаби умед ба бӯсидани пое нарасид.
Бар дарат з-он ҳама фарёд, ки кардему хурӯш,
Саги кӯи ту ба фарёди гадое нарасид.
Ҳар касе ёфт ба хони карамат дастрасӣ,
Дасти кӯтоҳи ман илло ба дуое нарасид.
Ғояти лутф ҳамин асту карам, к-аз ту маро
Соате нест, ки ташрифи балое нарасид.
Солҳо дар раҳи мақсуд ба сар рафт Камол,
Солҳо бин, ки сар рафту ба ҷое нарасид.

***

Ҳама касро назаре аз ту таманно бошад
В-ин таваққӯъ ҳама аз дидаи бино бошад.
Дӯш дар хоҳиши як бӯса рақиби ту маро
Чизҳо гуфт, ки дашноми ту ҳалво бошад.
Тиру ханҷар фикан аз дасту ба нозем бикуш,
Чанд ба ҷону сарам миннати инҳо бошад?
Хат нашуд шуста ба об аз вараќи оразн ту,

Он мураккаб магар аз дуди дили мо бошад?
Ёри мо рӯи чу маҳ дораду болои чу сарв,
Кас надидааст чунин маҳ, ки ба боло бошад.
То кай, эй мӯҳтасиб, аз ҳад заданам тарсонӣ?
Пеши мастон чӣ бувад ҳадди ту, пайдо бошад.
Гарчи чун чашми худ афтода ба кунҷест, Камол,
Бо хаёли ту, мапиндор, ки танҳо бошад.

Ҳеч он даҳони ширин касро аён набошад,
Ту кӯзаи наботӣ, з-онат даҳон набошад.
Гирам, ки созам аз ту ҳамчун қалам забоне,
Номи лаби ту бурдан ҳадди забон набошад.
Бар лавҳи чеҳра ашкам хатҳо кашад ба сурхӣ,
З-ин сон муҳарриронро хатти равон набошад.
Сӯзам ба оҳи сина ҷонҳои дардмандон,
То бар дари ту ҷуз ман кас ҷонфишон набошад.
Аз оҳи ман ба бустон дур аз ту бар дарахтон
Мурғе нагашта бирён дар ошён набошад.
Дил з-он миён наёбад ҳаргиз нишон ба ҷустан,
Бар тан суманбаронро аз мӯ нишон набошад.
Натвон, Камол, бастан тарф аз миёни хубон,
Ҷону саре ки дорӣ то дар миён набошад.

***

Ёди рӯи ту чу дар хотири мо мегузарад,
Вақти мо дар ҳама вақте ба сафо мегузарад.
Чашми кас маҳрами султони хаёли ту чу нест,
Ба сари мардуми бегона чаро мегузарад?
Пушти савдозадагон сарбасар аз ғусса дутост,
То чаро бод бад-он зулфи дуто мегузарад?
Бар сари кӯи ту бояд ба сару чашм гузашт,
Муддаӣ чашм надорад, ки ба по мегузарад?!
Рафт дар оҳу фиғон бе ту маро умри дароз,
Оҳ, аз ин умр, ки бар боди ҳаво мегузарад.
Тири мижгони туро ҳеч сипар монеъ нест,
Ки ба як чашм задан аз ҳама ҷо мегузарад.
Наравад акси лаби лаъли ту аз чашми Камол,
Дар зуҷоҷест май, аз шиша куҷо мегузарад?

Ёр агар чорагари ошиқи бечора шавад,
Кай аз ин дар сари худ гираду овора шавад?!
Он ҷигаргӯша ҳамон шуд, ки ман аввал гуфтам,
Ки чу шӯяд шакар аз шир, ҷигархора шавад.
Дил ба сад ҷурм гирифтор наёяд дар ҳашр,
Чун гирифтори ғами ёри ситамкора шавад.

Рӯзи васл аз ҳаваси он ки дар он по ғалтад,
Дидаҳоро, аҷаб, ар фурсати наззора шавад.
Боз бо хоки раҳат шуд сари ошиқ ҳамвор,
Гаҳ-гаҳе мешавад, эй кош, ки ҳамвора шавад.
Чун гул аз шавқи ту пероҳани хунини маро
Написандид рақибат, ки ба сад пора шавад.
Гуфтаӣ: Ёр шавам бо дили бечора Камол,
Гар бад-ин шарт равӣ, ёри ту бечора шавад.

***

Ё Раб, он шамъи Чигил дӯш ба меҳмони кӣ буд
В-он ҷигаргӯшаи дил бо намаки хони кӣ буд?
Чун Хизр шуд зи назар ғоибу маълум нашуд,
Ки ба торикии шаб чашмаи ҳайвони кӣ буд?
Он лаби лаъл, к-аз ӯ монд даҳони ҳама боз,
Бозпурсед, ки дӯшина ба дандони кӣ буд?
Сари мо буду дари ӯ ҳама шаб то дами субҳ,
То худ ӯ шамъи сарои киву ҷонони кӣ буд?
Сӯхтам аз ғаму равшан нашуд ин нукта ҳанӯз,
Ки шаб он шамъи шакарлаб ба шабистони кӣ буд?
Аз дили хаста чӣ пурсӣ, ки кӣ озурд туро?
Ғамзаро пурс, ки он захм зи пайкони кӣ буд?
Гуфтаӣ: Дар ғами ҳаҷрам накунад нола, Камол,
Бар сари кӯи ту дӯш ин ҳама афғони кӣ буд?

Ёр чандон ки ҷафо ҷусту дилозорӣ кард,
Ошиқи хаста вафоҷӯиву дилдорӣ кард.
Нашунидам, ки сагаш низ ба фарёд расид,
Бедилеро, ки бар он дар ҳама шаб зорӣ кард.
Дӣ даромад зи дарам ногаҳу аз хиҷлати он
Офтоб аз сари равзан пасидеворӣ кард.
Гунаи ошиқи парвонасифат шамъӣ шуд,
Баски дар ишқи ту шабхезию бедорӣ кард.
Дил бибурд аз барам он турраву аз ман бибурид,
Бо ҳама зербурӣ бин, ки чӣ тарророрӣ кард.
Ин ҳама ҷавру ҷафо аз паи он дид, Камол,
Ки зи хубон тамаъи меҳру вафодорӣ кард.

***

Ёр дар зери лаб чу ханда кунад,
Ҳар киро кушт, боз зинда кунад.
Чашму холаш чу куштанӣ талабанд,
Ӯ ишорат ба сӯи банда кунад.
Ғамзаҳоро кушанда он дил дошт,
Санг бас теғро буранда кунад.
Ашки афсурдаро, ки гулгун аст,
Ба дилу оҳи ман даванда кунад.
Дил дар он кӯ зи баҳри дидор  аст,

Ба биҳиште кучо басанда кунад?
Инфиоле, ки аз рухат гул дошт,
Ғунча берун шудан ба ханда кунад.
То гадои камини туст, Камол,
Подшоҳӣ ба зери жанда кунад.

Ёр сар мехоҳад аз ман, хоҳамаш гардан ниҳод,
Пеши ӯ сар чист, бояд дидаи равшан ниҳод.
Бахти ман меёфтӣ сарриштаи гумкардаро,
Гар сари зулфаш тавонистӣ ба дасти ман ниҳод.
Дида бар нақши даҳонаш дӯхтан фармуд дил,
Ҳар киро дар ҷон зи меҳраш як сари сӯзан ниҳод.
Иқди гесӯ барфишондӣ, рехт ҷонҳо бар замин,
Ҳар чӣ дар пои ту рехт, он зулф дар доман ниҳод.
Мардуми чашми заифам бар умеди пойбӯс,
Баски рӯи хоки он раҳ диду бӯсидан ниҳод.
Сарв худро дошт озод аз ту, кардаш сарзаниш
Боғбон, он гаҳ забони таън бар савсан ниҳод.
Қиссаи ҳуснат шабе мегуфт аз ҳар дар Камол,
Маҳ фуруд омад ба босму гӯш бар равзан ниҳод.

***

Ёр ғуруре ба ҳусни хеш надорад,
Шеваву нозу карашма беш надорад.
Ё накунад илтифоти хотири маҷрӯҳ,
Ё хабаре аз даруни реш надорад.
Ошиқ агар захми ӯ муоина бинад,
Дида надорад, ки дида беш надорад.
Гар накунад дил нишона тири балоро,
Кофири ишқаш шумар, ки кеш надорад.
Сӯҳбати нӯшинлабон ҳалол мабодаш,
Ҳар ки таҳаммул ба захми неш надорад.
Гар ба сагони дараш Камол рафиқ аст,
Беш сари ошнои хеш надорад.

Ёри мо сарви баланд аст, бигӯем, баланд,
Паст гуфтан сухан аз бими рақибон то чанд?
Доманаш дер ба дастам фитаду ҳалқаи зулф,
Натавон зуд гирифт оҳуи мушкин ба каманд.
Тирҳои дигараш бар дил агар ояд, ҳайф,
Он чӣ хокист, чаро бар мани хокӣ нафиканд?
Дили садпора ба марҳам нашавад чорапазир,

Ҷоми нозук чу шикастанд, нагирад пайванд.
Баъд аз он, к-оташи дил синаи парвона бисӯхт,
Шамъ, хоҳӣ ба ҳалокаш бигирйӣ*, хоҳ биханд.
Гуфтаӣ: Кори дилат баста аз он зулфи дутост,
Кори туст, ин ҳама бар зулфи диловез мабанд.
Гар биҷӯянд, ба сад қарн наёбанд, Камол,
Булбуле чун ту хушалҳон ба чаманҳои Хуҷанд.

***

Ёр ҳар дам зи мани хаста чаро меранҷад?
Бе гунаҳ мекушаду боз зи мо меранҷад.
Гуфтам: Он ғамза чиҳо мекунад? Омад дар ҷанг.
Бингаредаш, ки зи ошиқ ба чиҳо меранҷад.
Дам задан нест маҷолам ба ҳаводории ӯ,
Ки чу барги гул аз осеби ҳаво меранҷад.
Ман ҳамон беҳ, ки аз ин ғам накунам нолаву оҳ,
Ки дили нозукаш аз боди сабо меранҷад.
Гар рақибе ба ман орад хабараш, гирад хашм,
Аз саге оҳуи мушкин ба хато меранҷад.
Гар аз он ғамза ба ҳар як нарасад тир ҷудо,
Дили ғамдида ҷудо, дида ҷудо меранҷад.
Нест ошиқ ба яқин он дили бадмеҳр, Камол,
Ки зи маъшуқи ситамгар ба ҷафо меранҷад.

---

* Бигирӣ – бигирй, гиря кун.

---

Як чашм задан чашми ту бе ноз набошад,
Ҷуз фитна дар он ғамзаи ғаммоз набошад.
Гуфтӣ: Биҳилам кун, ситаме бо ту агар рафт.
Ҳаргиз накунам, он ситам ар боз набошад.
Бо ҳар ки насибам зи ғаму дард фиристӣ,
Фармон бирасон, то ба ман анбоз набошад.
Бо носеҳи бедард нагӯем ғами дил,
Беҳудасухан маҳрами ин роз набошад.
Ҷону сару зар - ҳар се дар он хона, ки бошӣ,
Дарбозам агар бошиву дар боз набошад.
З-ин хоки дарам менакашад дил ба ҳавое,
Мурғони ҳарамро сари парвоз набошад.
Сад хона барандохт Камол аз раҳи ӯ дур,
Ошиқ беҳ аз ин хонабарандоз набошад.

***

Он турки маст бин, ки чиҳо мекунад дигар,
Ҳаргиз вафо накарду ҷафо мекунад дигар.
Чашмаш, ки кофирест, чӣ кофир, ки айни куфр,
Оҳангу азми куштани мо мекунад дигар.
Боди сабо ба шавқ зи дасти хаёли ӯ
Пероҳане, ки дошт, қабо мекунад дигар.

Зинҳор аз ин замонаи бедодгар маро,
К-аз ёру шаҳри хеш ҷудо мекунад дигар.
Мискин Камол аз сари сидқу сафои дил,
Ҷонро фидои аҳду вафо мекунад дигар.

Эй, ба зулф аз шабравон айёртар,
Турра аз ту, ту аз ў тарроритар.
Абруе дориву чашму ғамзае,
Ҳар яке аз якдигар хунхортар.
Дар ҳама шаҳр аз даҳони танги ту
Ҳуққабозе нест ширинкортар.
Гуфтӣ: Аз ман бигзару осон бизӣ!
Нест бар ман кор аз ин душвортар.
Гарчи  бошад ёру ғамхорат басе,
Аз мани мискин набошад ёртар.
Дил худ аз дарди қадим афгор буд,
Доғи ҳаҷраш кард аз он афгортар.
Чашми бедорат ба хун тар беҳ, Камол,
То шаби ҳиҷрон бувад бедортар.

***

Эй маҳ ғуломи рўи ту ҳарчи тамомтар,
Шаҳре туро ғулому дуогў ғуломтар.
Чашмам, ки сохтӣ ба раҳи интизор хушк,
Доранд зулфу  оразι ту субҳу шом тар.
Гар оҳу нола аз ту баровардаанд ном,
Аз ҳар ду ҳаст дидаи гирён баномтар.
Майро, ки мениҳанд ба ҳар маҷлисе ҳаром,
Гар нест соқие чу ту, бошад ҳаромтар.
Тўтӣ ба мантиқи ту надорад забони баҳс,
Бо он ки ҳаст аз ҳама ширинкаломтар.
Товуси хушхиром раҳо кун ба саҳни боғ,
Он сарви ноз, бингар, аз ў хушхиромтар.
То гаштаӣ муқим бар он остон Камол,
Кас нест дар ҷаҳон зи ту олимақомтар.

Бо рўи ту чист ҷаннату ҳур?
Ҳар чиз накў намояд аз дур.
Моро назаре, ки ҳаст бар туст,
Худ ҳуру фиришта нест манзур.
Лабҳои ту кард бар дилам сард
Андешаи Салсабилу кофур.
Чашми ту ба хуни мост ташна,

Бошад ҳама вақт ташна махмур.
Бар ғамза манеҳ гуноҳи хунам,
Маъмур бувад ҳамеша маъзур.
Наздиктар о, ки медиҳам ҷон,
Аз дида  марав, ки меравад нур.
Абёти Камол байти наҳл аст,
Нӯки қаламаш чу неши занбӯр.
Ҳар кас, ки шифо аз ин асал ёфт,
Ҳаргиз нашавад зи ғусса ранҷур.
Бар дида ниҳанд шояд ин шеър
Наззорагиёни байти маъмур.

***

Бибояд бар он дида бигрист зор,
Ки маҳрум монад зи дидори ёр.
На ашк аст он дурри якдона, оҳ,
Ки аз гиря бозоядам дар канор.
На он барги гул низ, к-аз нозукӣ
Кашам доманаш чун сабо дар гузор.
Бар он пой дорем сар, то ки ҳаст,
Ҳамин аст бас давлати пойдор.
Ба хок ар барам меҳри абрӯи дӯст,
Бароред тоқе ба пеши мазор.
Муҳиб гарчи ҷуз ҷони ғамгин надошт,
Равон бурд тӯҳфа бари ғамгусор.
Камол, ин ҳама интизори ту чист?
Гарат ҳаст ҷоне, биёву биёр.

Бар сари кӯи ту гар будӣ маро роҳи гузар,
Гоҳ мерафтам ба дида, гоҳ мерафтам ба сар.
Мурғ агар аз нолаи шабҳои ман мекард хоб,
То равам пеши ту, медуздидам аз вай болу пар.
Дар китоби толеъи мо дида буд ахтаршинос
Аз сари зулфат шабе ташвир дар даври қамар.
Гар барӣ аз мо, рақибо, тӯҳфае пеши ҳабиб,
Сӯҳбате дорем хуш, бархезу сӯҳбатро бубар.
Ҳоли дил аз бод пурсидам, надорад огаҳӣ,
К-аз насими зулфи ӯ ман мастаму ӯ бехабар.
Ҳамчунон аз шавқи он лаб ман бигирям пеши ҷом,
Гар сурохӣ созад аз хоки вуҷудам кӯзагар.
Гар ба ёди рӯи ӯ нӯшӣ майи равшан, Камол,
Чун қадаҳ гирӣ ба каф, афкан назар бар моҳу х(в)ар.

***

Барфурӯз имшаб ба талъат маҷлис, эй моҳи мунир,
Гӯ, бикуш худро чароғ аз рашку шамъ аз ғам бимир.
Шуд тиҳӣ, он остон аз хоку чашми мо ҳанӯз
Пур намегардад, ки бодо хок дар чашми фақир!
Мекашам ҷони муҳаққар пеши мӯрони дарат,
Афв фармо, з-он ки бошад тӯҳфаи мӯрон ҳақир.
Гар назири ҳоли ман ҷӯӣ, бубин дар зулфу хол,

Ман назири худ намудам, ку туро боре назир?
Нест холӣ аз хаёли зулфи чун дол аз дарун,
Нест берун аз даҳони танги чун мим аз замир.
Тири мо ҳайф аст, гуфтӣ, бар ту, хоҳемаш гирифт,
З-он камон гар рафт ҳайфе бар мани мискин, магир!
Ҳар ки бар тири қадаш чашме намедӯзад, Камол,
Рост гӯям, рост чашмаш дӯхтан бояд ба тир.

Ту он шохи гулӣ, эй шӯх дилбар,
Ки оремат ба оби дида дар бар.
Чу он рухсору боло боғбон дид,
Зи гул бибриду барканд аз санавбар.
Ба ҳар масҷид, ки овардӣ ту қомат,
Зи ҳайрат гуфт имом: Аллоҳу акбар!
Барам пеши лабу зулфи ту саҷда,
Чу хонанд ояти «Валлайлу Кавсар».
Рухаш моҳ аст, агар бинемаш ин моҳ,
Ба чашми мо наёяд моҳи дигар.
Ҳадиси қанд гуфтам бо лабаш, гуфт:
Мулӯлем аз суханҳои мукаррар.
Камол, ин гуфта Саъдӣ, гар шунидӣ,
Фурӯ шустӣ ба козургоҳ дафтар.
На он дафтар, ки дар вай «Тайибот» аст,
«Хабисот»-аш фурӯ шустӣ саросар,
Ки чун оби сухан диду равонӣ,
Суханро поктар созад суханвар.

***

Чашми ту, ки дошт хоби бисёр,
Лаб дошт ба ӯ шароби бисёр.
Он ғамза, ки маст аз ин шароб аст,
Хӯрд аз ҷигарам кабоби бисёр.
Ҳаргиз нашавад ду чашми ту сер
Аз нози пуру итоби бисёр.
Бе ишқ фақеҳро чӣ суд аст
Бо дониши кам китоби бисёр?
Гар куштани ошиқон савоб аст,
Ту ёфтаӣ савоби бисёр.
То пой бибӯсамат ба рафтан,
Эй умр, макун шитоби бисёр!
Пеши ду рухи ту себи симин
Ширин шуд аз офтоби бисёр
Аз дурии оразу лабат рафт
Аз чашми Камол оби бисёр.

Чандон бигирям бар дари он бевафо шому саҳар,
К-аз оби чашмам оварад сарве аз он ҷо сар бадар.
Ҷанге, ки будӣ аз ҳасад бо он сагони кӯ маро,
Дӯшина бо хоки дараш кардем бо ҳам сарбасар.
Мискинию афтодагӣ зебад зи зулфу холи ӯ,
Ҳар як чу бо рӯи накӯ доранд савдое дигар.

Пайваста доранд он ду лаб мӯҳри хомӯшӣ бар забон,
Доранд, гӯӣ, бе сухан розе миёни якдигар.
Эй лавҳи дида, чеҳраро бо ашк агар рангин кунӣ,
Нақши рухе дорӣ ҳавас, бинвис панди мо ба зар.
Гар бар кабӯтар номаи шавқам гаронӣ мекунад,
Гӯ, нома бигзору маро бар пар бигир, он ҷо бубар.
Дар ҷанг рафт он сафшикан, омад сипар монеъ шудан,
Ӯ ҷанг бо тиру камон мекарду ошиқ бо сипар.
З-ин сон, ки дорад чашми ӯ ҳар сӯ зи мижгон теғҳо,
Аз мо, Камол, он шӯхро осон бувад қатъи назар.

***

Чароғи умр надорад фурӯғ бе рухи ёр,*
Кирост заҳра, ки бинад тулӯи меҳри нигор?!
Ҳадиси ишқ магӯ ҷуз ба ринди бодапараст,
Ки аҳли зӯҳд надонанд сирри ин асрор.
Зи илми зӯҳд гузар, даст аз он бибурру бишӯй,
Ки сар ҳиҷоби раҳи туст, хоса худ дастор.
Ту гар зи мастиву ҳастӣ зи ҷумла бехабарӣ,
Бинӯш ҷоми майи ишқ, то шавӣ ҳушёр.
Ба рӯи дӯст на танҳо ману ту ҳайронем,
Ҳазор булбули мастанд андар ин гулзор.
Зи кӯи ишқ марав сӯи каъбаи асном,
Ки ҳеч кор наояд зи сурати девор.
Агар Камол бисӯзад зи ишқ, нуқсон нест,
Ба сӯхтан наравад зарри сурхро миқдор.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори нахуст ба хати имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

Чеҳраам дида, чӣ ҳосил, ки ба хун кард нигор,
Ки бурун нақшу нигор асту дарун нолаи зор.
Ёр, гӯянд, ки дорад сари ошиқ куштан,
Хабари ошиқии ман бирасонед ба ёр.
Ин муҳол аст, ки мо ҳар ду зи ҳам металабем,
Ман зи ту меҳру вафову ту зи ман сабру қарор.
Он ду соид манамо беш ба соҳибназарон,
Ки рабудӣ дили халқе зи ямину зи ясор.
Мижа то хоки дарат пештар аз дида бируфт,
Дар миёни мижаву дида фитодаст ғубор.
Лаб май асту баданат сим чу ҳаст он ҳама хом,
Хом бошад зи ту моро тамаъи бӯсу канор.
Умр дар нолаву фарёд ба сар бурд Камол,
Дар ту дарди дили ӯ кор накард охири кор.

***

Хоки пои ту аз он рӯз, ки омад ба назар,
Дидаҳо миннати сурма накашиданд дигар.
Тӯтиё равшании дида агар дошт, чаро
Дида он хоки қадам, дар назар овард басар?
Ғам нагунҷад ба дил аз шавқи даҳони ту маро,
Сӯҳбати танг фитодаст магасро ба шакар.
Чун тани лоғари ман тири ту з-он буд борик,

Ки ба хунобахурон мегузаронад ба ҷигар.
Теғҳои мижа бар хоки дарат додам об,
То кунад чашми ман аз куҳли басар қатъи назар.
Машнав оҳи саҳари ман, ки парешон накунӣ
Хотири нозуки худ ҳамчу гул аз боди саҳар.
Дӣ табибам бари худ хонду зи заъфам пашае
Бигирифту бари ӯ нолакунон бурд ба пар.
Лаҳза-лаҳза рухам аз хоки дарат тозатар аст,
Тозатар мешавад аз хок, бале, гунаи зар.
Дӯш мегашт ба сар бар дари ту бе ту Камол,
Гар намегашт чунин, бо ту намегашт басар.

Хуш насимест бӯи сӯҳбати ёр,
Хуш наиме висол бе ағёр.
Васли ҷонон хуш аст ҳамвора,
Гар набошад рақиби ноҳамвор.
Эй гул, аз баҳри хотири булбул
Домани худ кашида дор аз хор.
Аз гадоёни мустаманди ғариб
Назари марҳамат дареғ мадор.
Ту худовандигориву махдум,
Мо ҳама бандагони хидматгор.
Гуфтамаш: Рух намо, ситон ҷон, гуфт:
Ройгон рух наменамояд ёр.
Ҷои он аст, к-аз Камоли ҳақир
Дорӣ аз ғояти бузургӣ ор.

***

Дорам андак рӯшноӣ дар басар,
Бе ҷамоли ӯ, вале фиҳин назар.
Чашми муштоқе ба роҳи интизор
Хок шуд в-аз хуни дида хоки тар
Сурх гардад ҳар кӣ ӯ ҳар сӯ равад,
Ашки мо сурх аз давидан шуд магар?
Ишқи ӯ афтода дар дилҳои мост
Ҳамчу масте дар дукони шишагар.
Ман шакарҳо хӯрдам аз шаккарлабаш,
Рост фармуданд: «Таҷзӣ ман шакар».
Шаб задам сар бар дару девори ӯ,
Чун саҳар шуд, боз бурдам дарди сар.
Гиря бедодаш нашуст аз дил, Камол,
Ло язил алмоу нақшан филҳаҷар.

Дардо, ки рафт умру накардем ҳеч кор,
Соқӣ, биё, ки кор ту дорӣ, шароб дор!
Эй чашмасори чоҳи ҷавонӣ, ба ташнае
Обе бидеҳ, ки пир шавӣ, эй умедвор!
Ту шаҳриёри ҳусниву шаҳри қадими туст

Дилҳои беқарор, ки кардӣ дар ӯ қарор.
Чашми рамадгирифтаи мо бар ту гар фитад,
Аз мардуми заиф фитодан аҷаб мадор.
З-он дам, ки сӯҳбати ту маро ихтиёр шуд,
Карданд ақлу ҳуш зи ман сӯҳбат ихтиёр.
Пирони кордида шиносанд кадри ҳусн,
Дар рӯзгори ҳусни ту моем пири кор,
Покизарӯй чун гулу покизадоманӣ,
Шоистаи ту ошиқи покизарӯзгор.
Дар дил нишон муҳаббати холаш ба бӯи зулф,
То хӯшаҳо ба даст кунӣ, донае бикор.
Гар бингарад равонии оби сухан, Камол,
Аз чашмсори хеш равад Хизр шармсор.
Хоки Хуҷандро, ки зи Шероз кам ниҳанд,
Омад ба рӯзгори ту обе ба рӯи кор.

***

Дил дигар ғам дорад аз ту, ҷон дигар,
Сина дигар, хотири пажмон дигар.
Ин чӣ ашк аст ин? Маро бороні чашм!
Ашк дигар бошаду борон дигар.
Ин чӣ ханда, ин чӣ хуш ширин лабест,
Лаб дигар бошад, гули хандон дигар.
Носеҳам гуфто: Ба хубон дил манеҳ!
Эй Худо, ақлаш бидеҳ, ё он дигар.
Эй хуш он соат, ки ту дашноми ман
Гӯиву ман гӯямат: Эй ҷон, дигар!
Мо ба дилбанд аз азал бастем аҳд,
Аҳди ӯ кардан дигар натвон дигар.
Дар вафо кам хонд он маҳро, Камол,
Инчунин маҳбубро кам хон дигар.

Дил рафту намонд ақлу тадбир,
Дилбар ба ҷафо накард тақсир.
Оред ба ман насими он зулф,
Доред маро нигаҳ ба занҷир.
Бод аст ба гӯшу ҳуши Маҷнун
Панди падару насиҳати пир.
Тадбири қатили ишқ теғ аст,
Боз о, ки ба дасти туст тадбир,
Чун ошиқи хастадил ба болот
Бар тири ту ҷонфишонда нахҷир.
Бар хони балои дӯст, эй ҷон,
Хунҳо хӯру залла низ баргир.
Магзор, Камол, бахши дил ҳеч,
Бар ғоиб гуфтаанд такбир.

***

Диле дорам зи чашмат нотавонтар,
Вуҷуде аз миёнат бенишонтар.
Чу ашкам дар канор, эй дурри сероб,
Агар ой шабе, боре равонтар.

Дил аз чашми ту худ будӣ чунон маст,
Чу кардӣ як назар, гаштончунонтар.
Миёнат, гӯиё, розест ғайбӣ,
Ки аз сирри замир омад ниҳонтар.
Ба меҳрат гар бисанҷам зарраеро,
Ҳанӯз он зарраам ояд гаронтар.
Рақибат меҳрубониҳо намояд,
Вале аз мо набошад меҳрубонтар.
Маяфшон аз Камол, эй бевафо, даст,
К-аз ӯ ошиқ наёбӣ ҷонфишонтар.

Зи савдои сари зулфат чу занҷир *
Шудам девона чун Маҷнун, чӣ тадбир?
Муриде қадри ин маънӣ бидонад,
Ки рӯзе карда бошад хидмати пир.
Аз он дорам ҳавои сарви қаддат,
Ки ғайр аз ростӣ завқ асту тазвир.
Бувад маъвои пайкони ту ҷонам,
Агар бар дил занӣ з-он ғамза сад тир.
Агар наққош дидӣ нақши рӯят,
Куҷо кардӣ дигар даъвои тасвир?
Чу уд аз оташи шавқат ба оҳанг
Гаҳе бам бошадам нола гаҳе зер.
Ба доми зулфи ту масте дарафтод,
Зи по афтодаам, аз роҳ баргир!
Камол, аз васли ӯ дар айш мебош,
Бигӯ, ҳосид дар ин андӯҳ мемир!

***

Зиҳӣ, чу Каъба туро сад ҳазор сар дар дар,
Дилат ба бар ҳаҷаруласвадест дар мармар.
Нагуфта номи лаби нозукат ба ҷуз ҷон ҷон,
Надида лоиқи хоки дарат ба ҷуз сар сар.
Зи нозукӣ хати ту сар бупечад аз райҳон,
Ба ҳамдамӣ қади ту ор дорад аз ар-ар.
Кабуду сурх барояд чу барги гул аз лутф,
Агар зи пераҳанат сояе фитад бар бар.
Ҳазор бор фузун гирди худ баромад абр,
Надид аз мижаи селбори мо тартар.
Баҳои бӯс, ки гуфтам, чӣ медиҳӣ, пурсид?
Дубора гуфтамаш: Эй умри ройгон, зар, зар!
Равон-равон зи дили реш он чӣ гуфта Камол,
Навишта бар вароқи чеҳра ашки мо фар-фар.

---

*  Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори нахуст ба хати имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

---

Гар қабули ту фитад аз мани бедил сару зар,
Ҳар ду пеши ту фиристам маъа шайин охар.

Шаб, ки меҳмони ман ой, мани дарвеш зи оҳ
Созам аз баҳри ту бирён ҳама мурғони саҳар.
Бас кун, эй боди сабо, ин ҳаракатҳои хунук,
Чанд кардан ба ҳавои худ аз он сӯй гузар?
Ончунон ганҷи хаёли ту ғанӣ сохт ду чашм,
Ки бируфтанд ба ҷорӯби мижа лаълу гуҳар.
Сифати қанди лабат кард мукаррар тӯтӣ,
Писта гуфташ: Ба адаб гӯ сухану мағз мабар!
Холҳо бар лаби ширини ту донӣ чӣ бувад?
Нуқтаҳое, ки ниҳоданд ба болои шакар.
Дид чашмони ту дар даври руху гуфт Камол:
Фитнагар мардумаконанд дар ин даври қамар.

***

Маро гӯӣ: Бимир, аз ман чӣ тақсир?
Зи чандон дилбарӣ як ноз кам гир.
Хушо хилватгаҳе, зулфат ба дастам,
Хуш ояд хилвати ишрат ба занҷир.
Сагам хондӣ, зи саг боре чӣ ояд,
Ки аз вай ёд меорӣ ба таҳқир?
Насиҳат кард ақлам, дил чӣ хуш гуфт:
Бидон, эй рустоӣ, ҷои тазкир!
Ба ҳар тире, ки хоҳӣ дӯхт чашмам,
Ман аввал чашм медӯзам бар он тир.
Бимирам бо лаби пурханда филҳол,
Чу шамъ ар гӯиям дар пеши ман мир.
Агар мирад Камол аз ишқи он рӯй,
Ба рӯҳи поки ӯ гӯед такбир.

Мо дар ин шаҳр малӯлему аз ин қавм нуфур,*
Дур аз ин ҷамъи парешону зи дилҳо шуда дур.
Ба кӣ бандам дилу дар рӯи кӣ бикшоям чашм,
На дилором рафиқе, на ҳарифе манзур.
Ғайбате нест дар ин, лек ба ғоят бирасид
Ғайбати аҳли дил аз сӯҳбати арбоби ҳузур.
Давр даври гулу айёми нишот асту баҳор,
Чун тавон буд дар ин давр зи ёрон маҳҷур?
Рӯ ба роҳ ор чу мардону зи сар соз қадам,
Варна, ҳаққо, ки ту аз ақл набошӣ маъзур.
Танам аз рӯҳ бимонд, аз паи он ҳур бирафт,
Оҳ, аз ин хаста чӣ ояд ба ҷуз аз аҷзу қусур?
Нурам аз дида бирафтасту чу Юсуф биравад,
Лоҷарам дидаи Яъқуб бимонад бе нур.
Ноумед аз карами Ҳақ натавон буд, Камол,
Моҳи пинҳоншударо ҳам бирасад вақти зуҳур.
Оқибат оқибати кор ба хайр анҷомад,

Охируламр мубаддал шавад ин ғам ба сурур.
Ношиносе ду-се гўсолапарастанд, чӣ суд?
Сабр кун, то бирасад Мўсии Имрон аз Тур.
Дару девори ҷаҳон нури таҷалливу ба шаб
Ба гили тира чунин нур намонад мастур.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори нахуст ба хати имрўзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

---

Магир тарки ҷафову бикун ҷафои дигар,
Ки бошад аз ту ҷафои дигар, вафои дигар.
Бало фиристиву ман боз баста дил ба умед,
Ки аз ту боз расад бар сарам балои дигар.
Саре, ки доштам, андохтам ба пои ту, ҳайф,
Ки нестам сари дигар барои пои дигар.
Гадой аз ту ҳамин бошадам, ки нагзорӣ,
Ки бар дари ту равад ғайри ман гадои дигар.
Дуои мурдани ман мекунӣ, чӣ ҳоҷати он,
Бақои дарди ту бодо, бикун дуои дигар!
Агарчи нисбати рўят ба офтоб кунанд,
Ту ҷои дигариву офтоб ҷои дигар.
Камол, ҳусни табиат ҳамин бувад, ки туро
Варои дидани он рўй нест, рои дигар.

***

Мани гирён чӣ кунам з-он мижаву ғамза ҳазар,
Чӣ яке найза, чӣ  сад,  чун бигузашт об зи сар.
Гар аз он кеш ба ёрони ту ояд тире,
Сўи садраш ҳама гўем, ки фармою гузар!
Ҳар ки пеши ту равад, то ба ман орад хабарат,
Чун туро дид, аҷаб, гар дигар ояд ба хабар.
Эй сабо, домани он зулф чӣ бошад, ки кашам,
Рафъ кун хоҷати мо, к-омадаем аз паи ҷар.
Нимаи шаҳр ба оҳам, нашунидӣ, ки бисўхт,
Ба ғарибон назаре, то назанем оҳи дигар.
Пеши соҳибназарон ҷой нигаҳ дор, эй ашк,
Нест бархостан имкон, чу фитодӣ зи назар.
Кас бар он дар натавонист равон рафт, Камол,
Ғайри ашки туву он низ ба сад хуни ҷигар.

Мехурад хунам ба шўхӣ шоду хандон, он писар,
Шири модар мехурад пиндориву моли падар.
То муаллим ғамзааш бошад, кӣ омўзад адаб?

Чун зи шогирд аст бисёрӣ муаллим шӯхтар.
Бозии тифлон ба хок омад, шавам хоки раҳаш,
То кунад бозикунон бар хоки роҳи худ гузар.
Чун ба тираш ҷон диҳам, созед мурғе аз гилам,
То занад бар ҷои тири аввалам тири дигар.
Эй магас, дур аз лаби ёрам чу тори анкабут,
Меравӣ он ҷо шакар хӯрдан, маро бо худ бубар.
Сеҳр агар донистаме, худро магас месохтам,
Менишастам бар лабаш густох, мехӯрдам шакар.
Аз дари хилват чу дид он зулфу он ораз, Камол,
Дар дуо печид, чун шаб буд наздики саҳар.

***

Ошиқ кунад мушоҳидаи ҳақ ба рӯи ёр,*
Ёре чунон талаб куну ишқе чунон биёр.
Бечора ғофилон, ки надоранд дарди ишқ,
Машғул гаштаанд ба тазйеъи рӯзгор.
Гар нест дар даруни ту сӯзе ба сони шамъ,
Боре бурун, риё бувад, ин ашкро маёр!
Ту ҷони худ ба худ натавонӣ нигоҳ дошт,
Дилдор худ биҷӯву равоне ба ӯ супор.
Чун субҳ дар ҳавои ту ҷон медиҳам ба сидқ,
Бо ҳамдами чунин ба сифат ҳамдаме биёр.
Гӯянд, куштагони муҳаббат намурдаанд,
Ман мирам аз барои ту рӯзе ҳазор бор.
Бӯе чу бурдаӣ зи гулистони маърифат,
Зинҳор, эй Камол, қаноат макун ба хор!

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори нахуст ба хати имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

---

Орзӯ бурдаам, ки чашми ту боз
Кушадам гаҳ ба ишва, гоҳ ба ноз.
Мо харидем, агар фурӯшад дӯст
Нимнозе ба сад ҳазор ниёз.
Гар кашӣ хони васл, лаб бикшой,
Ки нахуст аз намак кунанд оғоз.
Сари мо зери по фикан, ҷон низ,
Ҳар чӣ гуфтем, бар замин андоз!
Гуфтам: Аз зулфат аз чӣ дурам? Гуфт:
Боз рафтӣ ба фикри дуру дароз.
Дар шакар рез фикри хеш, Камол,
Қанди ҳар як сухан мукаррар соз.
То биёяд ба чошнигирӣ
Шакар аз Мисру Саъдӣ аз Шероз.

***

Орзу бурдаам, ки чашми ту боз
Кушадам гаҳ ба ишва гоҳ ба ноз.
Мо харидем, гар фурӯшад дӯст

Ними нозе ба сад ҳазор ниёз.
Гар кашӣ хони васл, лаб бикшой,
Ки нахуст аз намак кунанд оғоз.
Сари мо зери по фикан, ҷон низ,
Ҳар чи гуфтем, бар замин андоз.
Гуфтам:Аз зулф аз чӣ дурам? Гуфт:
Боз рафтӣ ба фикри дурудароз.
Дар шакар рез фикри хеш, Камол,
Қанди ҳар як сухан мукаррар соз.
То биёяд ба чошнигирӣ
Шакар аз Миср, Саъдӣ аз Шероз.

Он ки андохт зи поям чу сари зулфи дароз,
Ё Рабаш, дар дили бераҳм вафое андоз.
Бозии тифл ба хок асту бутам шоҳиди тифл,
Эй аҷал, зудтарам бар дари ӯ хок бисоз.
Мурғи руҳам ба ту худро бинамояд паси марг,
То ба тир афканадам ғамзаи сайёди ту боз.
Гӯшаи чашм нигар, гунаи рухсор бубин,
Нозанинӣ туву моро ба ту ҳар гуна ниёз.
Ҳар дарахте, ки барояд ба  сари кӯи бутон,
Меваи ӯ ҳама шевасту гули ӯ ҳама ноз.
Дар азал дил ба ту шатранҷи таъаллуқ мебохт,
Ишқбозӣ ман аз имрӯз накардам оғоз.
Дил гарав баст ба ӯ, ҳар ки назар бохт, Камол,
Бо ҳарифе, ки ду рух дораду ту, ҳеч мабоз!

***

Бо чашми хуш, эй шӯх, маро ҷанг маяндоз,
Меҳнатзадаеро ба бало ҷанг маяндоз.
Дар дасти сабо силсилаи зулф маяфкан,
Шӯридадилонро ба сабо ҷанг маяндоз.
Шаб бар дари ту будаам, ин роз ниҳон дор,
Он ҳосиди сагро ба гадо ҷанг маяндоз.
Гуфтӣ, бари ёрон барадам куштани ёре,
Ноомада дар маҷлиси мо, ҷанг маяндоз.
Як новаки дигар бизану рост бизан низ,
Бо ҷон дили маҷрӯҳи маро ҷанг маяндоз.
Дар дасти Камол он сари зулф афкану кун сулҳ,
Худро ба мани бесарупо ҷанг маяндоз.

Ба даъвии қадат сарви сарафроз
Табар бар пои худ хоҳад задан боз.

Зи сар то по гулӣ, эй шохи нозук,
Ки баргат шева асту меваат ноз.
Чу зар мо бедилон софем бо ту,
Чу қалбе нест моро, беш магдоз.
Равон созем, гуфтӣ, хунат аз чашм,
Зи таъхирам чӣ сӯзӣ, ҷон равон соз?!
Чу зое мекунӣ оби даҳонат,
Зи хоки раҳ ба рӯи ошиқ андоз!
Бар он дар ҳалқа зад ҷон, омадам ҳайф,
Ки дар гӯше расад з-он ҳалқа овоз.
Камол, ин ҳалқа бар сандон задан чист?
Гарат ҷонест, дар боз аст, дарбоз!

***

Чу ишқ омад, эй ақл, хезу гурез,*
Ки хошок накнад ба оташ ситез.
Агар дида хоҳад, ки ёбад дилам,
Бигӯ, хоки пояш ба мижгон бибез.
Сари худ ба теғи ту хоҳам фурӯхт,
Ки беҳ з-ин надорам харидор низ.
Чу дид оҳу аз дур он чашми маст,
Равон аз ҳамон ҷо бигашту гурез.
Зи дил рехт он ғамза хунам, Камол,
Агар мениҳам ҷурм, хунам бирез.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Дареғ аз ҷаврат омад, аз ҷафо низ,
Ки бо ман он намедорӣ раво низ.
Ту дашномам диҳӣ беҳтар, ки ғайре
Бихонад раҳматам, гӯяд дуо низ.
Чӣ сайдам ман, ки як борам ба фитрок
Намебандӣ, намесозӣ раҳо низ?
Ҳанӯз андар сарам меҳри ту бошад,
Агар аз хоки ман рӯяд гиё низ.
Ба қатли ман ҳавас ӯро на танҳост,
Ки ҳаст ин орзу дар ҷони мо низ.
Дароз афтодааст он риштаи зулф,
Расад он ришта як рӯзе маро низ.
Камол, оини хунрезӣ раво ҳаст,
Махӯр андуҳ, ки нагзорад туро низ.

***

Рафт умру нашуд он шӯх ба мо ёр ҳанӯз,
Мекунад ҷавр ба ёрони вафодор ҳанӯз.
Дӣ дар асnoи сухан гуфт: Фалонӣ саги мост!
Ҳаст дар гӯши ман он лаззати гуфтор ҳанӯз.

Турфа коре, ки расид аз ғами ӯ кор ба ҷон,
Накунад зории мо дар дили ӯ кор ҳанӯз.
Ман аз он чашми хуш он рӯз шудам аҳдшикан,
Ки набуд аз маю аз майкада осор ҳанӯз.
Зоҳидон аз паи он ошиқи рафтори худанд,
Ки наянд огаҳ аз он қомату рафтор ҳанӯз.
Гарчи дил аз маразі ишқи ту аз хеш бирафт,
Орзуи ту нарафт аз дили бемор ҳанӯз.
Ҳар кас аз банди ғаме ёфт наҷотеву Камол
Ҳамчунон аст ба қайди ту гирифтор ҳанӯз.

Зоҳиди шаҳраму соҳибназару шоҳидбоз,*
Шуста саҷҷода ба май, карда ба майхона намоз.
Тоати бодапарастон чӣ ба масҷид, чӣ ба дайр,
Ишқ варзидани риндон чӣ ҳақиқат, чӣ маҷоз!
Дигарон мӯътақиди зӯҳду намозанд ҳанӯз,
Мо ба мақсуд расидем ба риндиву ниёз.
Остони дари ту манзили шаҳбозон аст,
Магасонро чӣ маҳал бар сари кӯят парвоз?
Бандаи толеъи шӯридаи хешам, ки маро
Дар сари зулфи парешон-ш бишуд умри дароз.
Бирасон ҳар ситаму ҷавр, ки хоҳӣ ба Камол,
Хуш бувад бар дили Маҳмуд ситамҳои Аёз.

***

Сари ман хоки поят боду ҷон низ,
Ки дар пои ту хуштар ину он низ.
Чӣ гуна дар ҳарими ӯ ниҳам пой,
Ки нагзоранд сар бар остон низ?
Ба кӯят ҷуз сабо касро гузар нест,
Валекин ғайратам ояд аз он низ.
Чӣ танг аст он шакар – яъне даҳонат,
Ки ваҳм он ҷо намегунҷад, гумон низ.
Дили овораи ман то куҷо шуд,
К-аз ӯ номе намеёбам, нишон низ.
Тавонад буд дил ҷои ғами ту,
Чӣ ҷои дил, ки ҷони нотавон низ.
Камол, он шаб, ки дар чарх ояд он моҳ,
Зи ҷон дасте барафшон, аз ҷаҳон низ.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Кушт чашми туам ба шеваву ноз,
Назаре сӯи куштагон андоз.
Хастагонро ба пурсише дарёб,

Бедилонро ба ваъдае бинвоз.
Имшаб афкан зи рӯи хуб ниқоб,
Шамъи маҷлис зи шарм, гӯ, бигдоз!
Дили бечора шуд зи ҳаҷри ту хун,
Чораи кори ӯ ба васл бисоз.
Мо гадоему муфлису ту карим,
Мо ғарибему ту ғарибнавоз.
Аз ту гар сар талаб кунанд, эй дил,
Ҷон бинеҳ бар сару равон дарбоз.
Оқибат зулфи ӯ ба даст орӣ,
Гар биёбӣ, Камол, умри дароз.

***

Гули рухсори туро вақти тамошост ҳанӯз,
Наргиси масти ту манзури назарҳост ҳанӯз.
Нақшбанди рухат аз ғояти ҳайронии хеш
Батамомӣ маҳи рӯи ту наёрост ҳанӯз.
Нест моро ба баҳои сари мӯят ҷоне,
Варна он зулфи сияҳ бар сари савдост ҳанӯз.
Гар ба шамшери ҷафо хуни дили мо резӣ,
Ба вафои ту, ки ҷурм аз тарафи мост ҳанӯз.
Сарв бо қадди ту даъвои латофат мекард,
Солҳо гарчи баромад, нашуд он рост ҳанӯз.
Ҳамчу ашкам зи назар гарчи фикандӣ сад бор,
Бар сару чашми ҷаҳонбини манат ҷост ҳанӯз.
Ҳаст наззорагии рӯи ту имрӯз Камол,
Бебасар мунтазири ваъдаи фардост ҳанӯз.

Моро ба чӣ ҷурм аз назар андохтаӣ боз,
Мо сӯхтаву ту ба хасон сохтаӣ боз?
Сад шаб ба ман оварда ба рӯзу зи такаббур
Рӯзи дигарам дидаву нашнохтаӣ боз.
Гар доияи сӯхтани ҷони манат нест,
Чун шамъи вуҷудам зи чӣ бигдохтаӣ боз?
Бо абрӯи ту дида ниҳонӣ назаре бохт,
Дил гуфт: Назар кун, ки чӣ каҷ бохтаӣ боз!
Эй омада дар ҳалқаи ушшоқсаворон,
Бар лашкари мағлуб чаро тохтаӣ боз?
Аз дуди дарунҳо, шаҳи ман, нек бияндеш,
К-аз оташи дилҳо алам афрохтаӣ боз.
Гар сайди ту шуд зуд Камол, ин аҷабе нест,
Бар мурғи парандохта андохтаӣ боз.

***

Мо сар фидои хоки раҳат кардаем боз,*
Дарди саре ба кӯи ту овардаем боз.
Натъи адими чеҳраи гулгун ба хуни дил
Бар хоки остони ту густардаем боз.
Дар мо нигар ба гӯшаи чашми риояте,

К-аз ҷаври рӯзгор дилозурдаем боз.
Бо мо даме бароварy моро ҳаёт бахш,
Эй Исии замона, ки дилмурдаем боз.
Сар бо мани шикаста гарон кардаӣ, чӣ буд,
Дар бехудӣ магар гунаҳе кардаем боз?
Бар хоки кӯи ту ба умеди риояте
Умре дар интизор ба сар бурдаем боз.
Аз лавҳи ҷон ба хуни дили хастаи Камол
Нақши хаёли ғайр ту бистурдаем боз.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Маҷлиси мо ба ҳузури ту чунон аст имрӯз,
Ки камин ходимааш ҳури ҷинон аст имрӯз.
Аз сари зулфи парешони ту дар ҳалқаи ҷамъ
Ақли савдозада занҷиркашон аст имрӯз.
Соқиё, бода бидеҳ, к-аз майи дӯшина маро
Рахти хилват ба хароботи муғон аст имрӯз.
З-он ду ҷодуи фиребандаи меҳробнишин
Зоҳиди савмаа расвои ҷаҳон аст имрӯз.
Офтоб аз чӣ сабаб рӯй ба меҳроб намуд?
Ғолибан дар сари зулфи ту ниҳон аст имрӯз.
Дӯш бо хоки дарат буд магар боди сабо,
Ки бар атрофи чаман мушкфишон аст имрӯз?
Гарчи бедилтар аз он аст, ки дӣ буд Камол,
Бар ҷамоли ту ба сад дил нигарон аст имрӯз.

***

Мижа тез асту ғамза тезу ту тез,
Рехтӣ хуни ошиқон ба ситез.
Гар касе бе баҳона натвон кушт,
Сад баҳона ба шевае ангез.
Аз ман он пойбӯс магрезон,
Ҳамчу умри гурезпо магрез.
Гӯ, бипарҳез чашмат аз хунам,
Нест беморро беҳ аз парҳез.
Кард хуни ҳама ба гардани зулф,
Гуфт: Каҷ дор туррарову марез!
Порсо дасти хушк рафт он ҷо,
Чун зи тасбеҳ дошт дастовез.
Зоҳидо, ту биҳишт, ҷӯ, ки Камол,
Валиёнкӯҳ хоҳаду Табрез.

Нест аз шавқи ту ҷонро на гузиру на гурез,
Сар надорад зи сари ханҷари ту низ ситез.
Орзу мебарам он рӯй, зиҳӣ оташи табъ!

Хотирам мекашад он теғ, зиҳӣ хотири тез!
Гуфтаӣ: Зулфи каҷам дор ба дасти дигаре,
Монад ин ҳам ба ҳамон нуқта, ки каҷ дору марез.
Нест шарти адаб, эй гард, бар он дар манишин,
Заҳмати худ бибар, эй бод, аз он кӯ, бархез!
Халқ гӯянд: Гурез аз ситами зулфу рухаш!
Рӯзи равшан ба чунин банд чӣ имкони гурез?
Ҳар ки хонд аз суханам васфи рухи хуби ту, гуфт:
Накунад кас беҳ аз ин маънии нозук ангез.
Даст зад дар расани зулфи ту duздида Камол,
Ёфтӣ дузд, ду дасташ ҳам аз он ҷо овез.

***

Ёр берун нашуд зи хона ҳанӯз,
Ҳаст сарҳо бар остона ҳанӯз.
Он ҳумое, ки соягустари мост,
Бол накшуд аз ошёна ҳанӯз.
Рафта бар осмон дуои ҳама,
Ҳоҷати ошиқон раво на ҳанӯз.
Партави рӯи ту ҷаҳоне сӯхт,
Назада оташе забона ҳанӯз.
Нестии даҳон-ш қатъӣ нест,
Сухане ҳаст дар миёна ҳанӯз.
Тири он ғамза бар дил омад рост,
Рост нокарда бар нишона ҳанӯз.
Гӯшҳо пур шуд аз ҳадиси Камол,
Нашунид он дури ягона ҳанӯз.

Аз ёр дину дунё бошад муроди ҳар кас,
Мегӯй ҳар чӣ хоҳӣ, ман ёр хоҳаму бас.
Ҷон дид он рух, он гаҳ донист, к-аз чӣ сӯзад,
Ин нукта ҷуз ба оташ равшан нагашт бар хас.
Гар мекушад касонро наздики худ, чу бинад,
Аз пеши ӯ нахоҳад рафтан касе аз ин пас.
Гӯяд: Расӣ ба он лаб, гар ҷон ба лаб расонӣ,
Гӯ: Ҷони ташнаи мо з-он орзӯ ба лаб рас.
Дур аз ту мо- ғарибон гар бекасем, шояд,
Чун нестем ҳамдам ҷуз бо рақиби нокас.
Акси ҷамолат афтад гаҳ-гаҳ ба кӯи дилҳо
Чун партави таҷаллӣ бар водии муқаддас.
Зебад, Камол, хирқа бар қомате, ки ояд
Дар чашми ҳиммати ӯ яксон палосу атлас.

***

Ту зи мо васфи он ҷамол мапурс,
Лаби ӯ бину аз зулол мапурс.
Ақл гуфто: Ба рӯӣ ӯ чунӣ?
Гуфтамаш: Рӯй бину ҳол мапурс.

Гуфтаӣ: Дар раҳи кӣ рафт сарат?
Чун шуд ин қисса поймол, мапурс.
Эй дил, аҳволи дарди худ зи табиб
Чун набошад туро маҷол, мапурс.
Бо ту, эй бевафо, кӣ гуфт дигар,
Ки ҳама умр аз Камол мапурс?!

Хаёли холи лабаш мекунам ба хоб ҳавас,
Агарчи хоб наёяд ба чашми кас зи магас.
Ба арзадошт навиштам, ки хуни банда бирез,
Хаташ намуд тақаббул, лабаш ситонд нафас.
Саре, ки пеши ту дорам бар остон, ҳақи туст,
Манам, ки аз ҳама олам сари ту дораму бас.
Салои даъвати хубӣ бизан, ки ҳаст имрӯз
Хати ту сабзии хони Халилу холи адас.
Ду чашми маст сияҳ кардаӣ ба сӯхтанам,
Масоз хонаи мардум сияҳ, масӯз ин хас.
Камони абрӯи шӯхи туро зи тири мижа
Чу буд новаки беҳад, расид бар ҳама кас.
Камол ҳаст қарин бо рақиби хонасиёҳ
Чу тӯтие, ки ба зоғаш кунанд асири қафас.

***

Дорам ман аз ҷаҳон ғами ёре, ҳамину бас,
Дар сар хаёли рӯи нигоре, ҳамину бас.
Мо аз бутони мӯймиёни шакардаҳон
Бӯсе тамаъ кунему каноре, ҳамину бас.
Савдои ҳар касе зару сим асту они мо
Савдои ёри симузоре, ҳамину бас.
Бе ӯ ба ҳар чи ҳукм кунад ёр, мекашем,
Сабре намекунему қароре, ҳамину бас.
З-ин сон, ки хоки роҳ шудем аз гузори ту,
Мекун ба хоки роҳ гузоре, ҳамину бас.
Лашкар ба қасди мулки дили мо чӣ мекашӣ?
З-ин сӯ равона соз саворе, ҳамину бас.
Гар мекунӣ ғубор зи чашми Камол дур,
Аз хоки по фирист ғуборе, ҳамину бас.

Дили ман талабгори ёр асту бас,
Аз ин дил ҳаминам ба кор асту бас.
Ба доғи фаромӯшиям монду рафт,

Зи ёрам ҳамин ёдгор асту бас.
Шудам хоку нагзашт бар ман чу бод,
Аз ӯ бар дил инам ғубор асту бас.
Сари худ бар он пой дорам мудом,
Ҳамин давлатам пойдор асту бас.
Чӣ судам зи савдои он чашми маст,
К-аз ӯ ҳосили ман хумор асту бас.
Чӣ бандам бар он ваъда уммед низ,
К-аз ӯ баҳраам интизор асту бас.
Макун ин ҳама душманӣ бо Камол,
Ки мискин ба ҷон дӯстдор асту бас.

***

Соқӣ, ба май барафрӯз имшаб чароғи маҷлис,
Хилват бисоз холӣ аз зоҳиди мувасвис.
Зоҳид зи дидаи тар, минбарнишин зи хушкӣ -
Пайваста ҳар ду боҳам гӯянд ратбу ёбис.
Бори раҳ аст дафтар, дастор низ бар сар,
Моро сабақ шуд инҳо аз муфтию мударрис.
То хушку тар насӯзӣ, маншин ба дилфурӯзӣ,
Парвона сӯхт, онгаҳ бо шамъ шуд маҷолис.
Мохулиёи васлаш афтода дар сари мо
Ҳамчун хаёли ганҷ аст андар димоғи муфлис.
Зулфе чу шаст дорӣ, боре бигир иқдаш,
То дил барӣ ба ангушт аз дасти ҳар муҳандис.
Чун гӯши худ даҳонат кардӣ, Камол, пурдур,
Ин нукта гар шунидӣ Султон Абулфаворис.

Гар ба масҷид наравам, қиблаи ман рӯи ту бас,
Баъд аз ин гӯшаи меҳроби ман абрӯи ту бас.
Узрхоҳони гуноҳони шабонрӯзии ман
Ғами рӯи туву ошуфтагии мӯи ту бас.
Рӯзи маҳшар, ки биёрад ҳама кас дастовез,
Мани савдозадаро ҳалқаи гесӯи ту бас.
Ҳури ин гар накушояд дари фирдавс маро,
Ҳаваси рӯи туву хоки сари кӯи ту бас.
Гар шаробам надиҳад соқии ризвони биҳишт,
Сархуши наргиси ҷодуи туро бӯи ту бас.
Боғбоно, наравам дидани боғи ту, ки шуд
Дидаро бо қадаш аз сарви лаби ҷӯи ту бас.
Нест ҳоҷат, ки кашӣ теғ ба озори Камол,
Ки ба хун рехтанаш ғамзаи ҷодуи ту бас.

***

Гуфтамаш: Номи ту? Гуфто: Аз маҳи тобон бипурс.
Гуфтамаш: Номи лабат? Гуфт: Ин ҳадис аз ҷон бипурс.
Гуфтамаш: Боре нишоне з-он даҳон бо ман бигӯй,
Зери лаб хандон шуду гуфт: Аз гули хандон бипурс.

Гуфтамаш: Дилҳо, кӣ дуздид он ҳама шаб бо чароғ?
Холу хат бинмуда, гуфт: Инҳо аз ину он бипурс.
Гуфтамаш: Дар пои ту чун гӯ сарам ғалтон чарост?
Гуфт: Бо зулфам бигӯ, яъне ки аз чавгон бипурс.
Гуфтамаш: Бар синаи решам ҳазорон захми кист?
Гуфт: Гӯ бо ғамзаам, яъне ки аз пайкон бипурс.
Гуфтамаш: Дар ғорати чашмон дилам бурдӣ асир,
Гуфт: Агар хоҳӣ нишони он зи Туркистон, бипурс.
Гуфтамаш: Чун пай барад, андар сари зулфат Камол?
Гуфт: Бо боди сабо рав, роҳи Ҳиндустон бипурс.

Ману дардат, маро даво ин бас,
Аз туам шарбати шифо ин бас.
Эй, ки дорӣ давои дарди дилам,
Он туро бош, гӯ, маро ин бас.
Мо ба бераҳмӣ аз ту хурсандем,
Назари марҳамат ба мо, ин бас.
Мекушиву намекунӣ озод,
Бандаро аз ту хунбаҳо ин бас.
Сӯхтани ҷони ман чӣ суд, чу ҳеч
Накунад ҷони ман, туро ин бас.
Ба ҳамин қатъ кун, чу рондӣ теғ,
Гунаҳи ишқро ҷазо ин бас.
Бар дарат ҷуз Камолро магзор,
Ки бар он остон гадо ин бас.*

***

Он ғамза чу аз реши дил озурд сари неш,
Хун гашт ба озурдани ӯ ҷону дили реш.
Эй дил, ту ғами ашки равон хӯр, на ғами ҷон,
Аз омаданӣ фикр кун, аз рафта маяндеш.
Хоҳам, ки шавам кушта зи кеши ту ба тире,
Чун кеши ту дорам, равам охир ба ҳамон кеш.
Ҷон бурдан аз он ғамза чӣ имкон, ки гирифтаст
Гесӯи туам аз пасу абрӯи ту аз пеш.
Гашти сари кӯи ту ба сар хостам, аммо
Нагзошт рақиби ту, ки гардам ба сари хеш.
Гуфтӣ: Ту бар он дар ба маротиб камӣ аз хок,
Ин мартаба кам нест, ки ҳастам ман аз он беш.
То кай ба Камол ин ҳама бим аз дили сангин,
Шоҳон сухани сахт нагӯянд ба дарвеш.

---

*Дар баъзе нусхаҳои қадима мақтаи ғазал байти зер аст:
Гуфт: Бас кардаам ҷафои Камол,
Он маро беҳ зи сад вафо, ин бас.

---

Он ки зи бегунаҳкушӣ, нест даме надоматаш,
Бегунаҳе, ки ӯ кушад, ман бикашам ғароматаш.
Лаҳза ба лаҳза дар ситам ғамзаи ӯ қиёмате
Мекунаду зи кофирӣ нест ғами қиёматаш.

Гӯ, сари зулфи ӯ бикаш парда ба офтобу маҳ,
То нафитад ба хоки раҳ сояи сарви қоматаш.
Эй ба насиҳат омада, пеши зиҳушрафтаӣ,
Рафт зи ҳушу ақл ӯ, то накунӣ маломаташ.
Ҷон, ки ҳамеша доштӣ дӯст тараддуди сафар,
Дӯстии дари ту шуд доияи иқоматаш.
Қибла туӣ, ба порсо чанд кунем иқтидо,
З-он ки ба қиблаи хато нест раво имоматаш.
Дид Камол дар рухат нури Худо муойина,
Шайх, ки ошиқӣ кунад, бошад аз ин кароматаш .

***

Он ки мехонанд мардум мардуми чашми манаш,
Чашми ман равшан ба рӯи ӯст, гуфтам равшанаш.
Бар дили ошиқ зи як-як шеваҳои чашми ӯ
Шевае хуштар намеояд зи ошиқ куштанаш.
Оҳувонро аз давидан шуд ҷигар хуну ҳанӯз
Дарнамеёбанд макри ғамзаи шерафканаш.
Пераҳан дар бар нагирад он бадан ҷуз бо хаёл,
Покдомонӣ биёмӯзед аз пероҳанаш.
Зулфро, гуфтам, бибур, нашнид, бар ошиқ чӣ ҷурм,
Гар равад сарҳо ба бод аз ҳар тараф дар гарданаш?!
Домани зулфаш гирифтам вақти қатл, он ғамза гуфт:
Хунбаҳои худ гирифтӣ, чун гирифтӣ доманаш.
Акси шамшерат пас аз куштан гар афтад бар Камол,
Ҷон аз аввал тезтар ояд ба сарвақти танаш.

Ба хоб он чашми майгун дидаам дӯш,
Ҳанӯз аз завқи онам масту мадхуш.
Агар орад зи ман он бевафо ёд,
Ман аз шодӣ кунам худро фаромӯш.
Сари мӯе ба ҷоне мефурӯшад,
Чунин арзон, бигӯедаш, ки мафрӯш.
Ҳамекардам бар он дар дӯш фарёд,
Саге бонге бизад бар ман, ки: Хомӯш!
Ба гуфтори ту гар дур(р) лоф мезад,
Гирифт инак ба узри он гунаҳ гӯш.
Даҳонаш айби ғунча кард зоҳир,
Бад-он айб, эй сабо, доман фурӯпӯш!
Камол, аз турраи ӯ барҳазар бош,
Ки таррорест доим бар баногӯш.

***

Ба мутриб шаб чӣ хуш мегуфт чангаш:
Хуш он май, к-аз лаби соқист рангаш.
Чу соғар рафта буд аз дасти мутриб,
Ба сад тасниф овардам ба чангаш.
Чӣ бим аз мӯҳтасиб, бимам зи шиша-ст,

Ки  метарсам барояд  по ба сангаш.
Ҷадалҳо кард  воиз дӣ  ба як маст,
Ки танҳо мехӯрад, бинед ҷангаш.
Камони абрӯи он турки сармаст
Намеафтад хато ҳаргиз хадангаш.
Даҳони тангу чашми танг дорад,
Бувад з-ин ҷинси хубӣ нанги тангаш.
Шабурӯзат, Камол, ин май ба каф бод,
Ки гаҳ оина хонӣ, гоҳ зангаш.

Чӣ гуфт бо ту, шунидӣ, рубобу уд ба гӯш,
Зи кас матарс, ба бонги баланд бода бинӯш!
Суруши отифат аз нав навиди раҳмат дод,
Муоширон ҳама доданд бӯса бар сару рӯш.
Ба хоб шайхи ҳарам дид дӯш мастеро
Нишаста бар дари Каъба ба Хизр дӯш ба дӯш.
Чу Ҷам ба ҷом қаноат куну Сикандарвор,
Ба ҳарза дар талаби ризқи ноҷиҳода макӯш!
Ба чашми беҳунарон бода, соқиё, айб аст,
Чу зоҳиде гузарад, айби мо биёву бипӯш!
Аз он замон, ки ба хумхонаҳо ҳадиси ту рафт,
Шаробу чанг намеистад зи ҷӯшу хурӯш.
Камол, бо лаби соқӣ зи май макун парҳез,
Ҳариф қалбшинос аст, зоҳидӣ мафрӯш!

***

Дорад ба саҷда шабҳо маҳ рӯй бар заминаш,
Бингар, ки нури тоат меборад аз ҷабинаш.
Дар ҳусн дорад оне, аз лутф ҳам даҳоне,
Чандон ки бозҷӯӣ, он ҳасту нест инаш.
Он лаб ба остинҳо чун  пок кард аз май,
Нуқлу шакар шуд он ҷо резон зи остинаш.
Донӣ чарост ҳамдам холу хаташ ба лабҳо?
Бархостанд аз ҷон, гаштанд ҳамнишинаш.
Мекард ҷони ошиқ бар дилбарон гаронӣ,
Бигзоштанд ӯро, бурданд ақлу динаш.
Бе ту куҷо бути Чин якҷо қарор гирад,
Гар  дасту  по бибанданд суратгарони Чинаш?
Хуни Камол, гуфтӣ, резам ба хоки ин дар,
Ҷо дар биҳишт созад, гар мекунӣ чунинаш.

Доли зулфу алифи қомату мими  даҳанаш
Ҳар се доманду бад-он сайди ҷаҳоне чу манаш.
Натавонист қабо рози миёнаш пӯшид,
Он қабо буд бурида ба қади пераҳанаш.

Бо ҳама домани покиза чу гул ҷуз ба хаёл
Пераҳан низ наёраст ба судан баданаш.
З-он лаби пуршакарат лутф ҳамебораду ҳусн,
Ки бипарвард лаби ў ба наботи ҳасанаш.
Гўиё, ғунча ба он лаб зи латофат дам зад,
Ки даҳон хурд кунад боди сабо аз заданаш.
Бо ту ҳар сарв, ки аз бод ба даъвӣ афтад,
Боғбонон сўи оташ бикашанд аз чаманаш.
Оламе рўй ниҳоданд ба ашъори Камол,
Ки хаёлоти латиф аст дар оби суханаш.

***

Дило, насими иноят вазид, ҳозир бош!
Расид мужда, ки дилбар расид, ҳозир бош!
Ба хуфтаи шаби ҳиҷрон, бирав, хабар бирасон,
Бигў, ки субҳи саодат дамид, ҳозир бош!
Зи ҷоми васл аз он қатраҳо, ки ҷонафзост,
Ба коми ҷони ту хоҳад расид, ҳозир бош!
Зи хоки по-ш ғуборе, к-аз он тараф бархост,
Ба дида равшание шуд падид, ҳозир бош!
Ба шаҳри ишқ шабу рўз ид бошаду сур,
Мабош ғофил аз ин суру ид, ҳозир бош!
Макун зи пиру муриди гузашта чандин фикр,
Ту пириву ҳама олам мурид, ҳозир бош!
Калиди қуфли дил аз ҳар даре маҷўй, Камол,
Зи дербоз ба туст ин калид, ҳозир бош!

Дил, ки дилдоре надорад, дил нашояд хонданаш,
Нест ошиқ, гар набошад расми ҷон афшонданаш.
Гарчи афтодаст бар хоки раҳаш гулгун сиришк,
То маҷоле ҳаст, хоҳам аз паи ў ронданаш.
Саҳл бошад, гар канори мо гирифт аз гиря об,
Бар канори об чун гул гар тавон биншонданаш.
Сарв, мегўянд, аз он қомат ба ҳайрат мондааст,
З-он чи мегўянд, мемонад ба як ҷо монданаш.
Хандаи ў мекушад моро, сараш бозему ҷон,
З-он ки тифл аст ў, ба бозӣ метавон хандонданаш.
Гар нагардад уд пеши зулфу холаш атрсоз,
Хуб мебояд нахустин андаке сўзонданаш.
Пеши рўи дўст аз носўхтан тарсад Камол,
Зоҳидо, то кай зи оташ дамбадам тарсонданаш?

***

Дили мискин, ки мебинӣ аз ин сон бе зару зўраш,
Ба хоки майкада карданд хубон муфлису ураш.
Шароби лаъл менўшам ман аз ҷоми зумуррадгун,
Ки зоҳид афъии вақт асту месозам бад-ин кўраш.
Ба қасди ҷоми мо дар даст дорад сангҳо, ё раб,

Намонад мўҳтасиб в-онҳо бимонад бар сари гўраш.
Зи ҳоли рафтагони мо дигар бо мо магў, соқӣ,
Ки дорад бодаи талхи ту оби дидаҳо шўраш.
Сулаймон ку, ки дар ҷавви ҳаво маҳдаш кашиданд̣ӣ,
Кунун ҷав-ҷав шуд андар хоку ҳар сў мебарад мўраш.
Ҷаҳону ҷумла лаззоташ ба занбўри асал монад,
Ки ширини-ш бисёр асту з-он афзун шару шўраш.
Камол аз заъфи тан чун шамъ дорад зарфишон чеҳра,
Муяссар кай шавад васли бутон бо ин зару зўраш?

Рафт ёри ману бигзошт маро бо дили реш,
Ошно ношуда, бегона шуд аз ошиқи хеш.
Нўш нокарда ҳанўз аз майи васлаш ҷоме,
Хўрдам аз фурқати ў бар дили реш ин ҳама неш.
Қосиде ку, ки биёрад хабари омаданаш,
То фиристам бари ў ҷону дили хаста зи пеш.
Гар такаббур кунаду ноз ба ман, мерасадаш,
З-он, ки ў мўҳташам асту мани мискин дарвеш.
Он камонгўшаи абрў чӣ балоест, зиҳӣ,
Ки баровард маро рост чу тир аз ҳама кеш.
Ҷои он аст, к-аз андешаи дурии ту боз
Сар барорад ба ҷунун ақли мани дурандеш.
Ҷамъ буд аз ту пароканда дили реши Камол,
Боз рафтию пароканд̣ӣ намак бар дили реш.

***

Рафтӣ зи барам оқибат, эй шўхи ҷафокеш,
Аз дида бирафтиву нарафтӣ зи дили реш.
Дар кўи ту чандон ки бидидем зи гиря,
Ҷуз ашк надидем, ки коре равад аз пеш.
Гар менагузорӣ, ки сари зулфи ту гирем,
Чун зулфи ту, бигзор, ки гирем сари хеш.
Чандон ки ба гул хотири булбул нигарон аст,
Дорам ба ҷамолат нигаронӣ ман аз он беш.
Дӣ кардам аз он ғамза шикоят, лаби ў гуфт:
Дорӣ ҳаваси нўш, маранҷ аз алами неш.
То кай кунӣ андешаи озори дили ман?
Эй марҳами ҷонҳо, зи дили реш бияндеш!
Бар ҷони Камол ин ҳама бедоди ту то чанд?
Шоҳон написанданд ситам бар дили дарвеш.

Зиҳӣ, кашида камон абрўи ту то буни гўш,
Дамида сабзаи хаттат ба гирди чашмаи нўш.
Рухи ту шамъи шабистону ишқи мо дар тоб,
Лаби ту чашмаи оби ҳаёту мо дар ҷўш.

Кунун, ки шамъи ҷамолат чароғи ҳусн афрӯхт,
Дигар ба турраи мушкин рухи чу моҳ мапӯш.
Куҷост мутрибу соқиву ҷоми май, к-ин дам
Барорад аз дили мастон садои нӯшонӯш?
Ниҳодам аз сари мастӣ инони тақвиро
Зи дасти наргиси мастат ба дасти бодафурӯш.
Агарчи дурри хушоб аст гуфтаҳои Камол,
Вале чӣ суд, ки як дур намекунӣ дар гӯш.

***

Сарв девона шудаст аз ҳаваси болояш,
Меравад об, ки занҷир ниҳад бар пояш.
Дошт аз об чу гул оина дар пеши ҷамол,
Об шуд оина аз шарми рухи зебояш.
Пеши ман қиссаи ошиқкушии ӯ макунед,
Тарсам, ин бишнавам, аз дил биравад ғамҳояш.
Гар буранд аз паи савдош сари ман чу қалам,
Бартарошам саре аз нав, бикашам савдояш.
Зери по то нашавад хаста зи ман хоки раҳаш,
Кардаам чун мижа бар дидаи равшан ҷояш.
Даҳанат дузди дили мост, ба ӯ пинҳонӣ
Гар забони ту яке нест, ба мо бинмояш.
Гуфтаӣ: Бе рухи мо кори ту сабр аст, Камол!
Ин намеояд аз ӯ, кори дигар фармояш.

Шӯхе, ки кушад ошиқ, наздики ман оредаш
В-ар хуни ман аз шӯхӣ резад, бигузоредаш.
Ман куштаи он рӯзам, к-аз хашм ба каф теғе
Гӯяд ба рақибонам: Барбаста биёредаш!
Тухме, ки аз ӯ рӯяд дар дил ғами дилдоре,
Тан хок кунед, он гаҳ дар сина бикоредаш.
Дорам ҳаваси холаш, гӯед ба он лабҳо
Ман хокаму ӯ дона, бо ман бисупоредаш.
Моҳ аст, агараш майле афтад ба баландиҳо,
Бар боми ду чашми ман гиреду барoредаш.
Гар нақши кафи рояш бар об тавон бастан,
Ҳайф аст ба хоки раҳ, дар дида нигоредаш.
Бо он ки Камол омад пеши ту зи хас камтар,
Дар чашми рақиб аз хас камтар машуморедаш.

***

Касе, ки дил тарафи зулфи ёр мекашадаш,
Агар фиканд дар он ҳалқа даст, мерасадаш.
Рухи ту сӯхт ба хат ҷону дудҳо бархост,
Дигар ба хоки муанбар чӣ доғ мениҳадаш?
Каманди зулфи ту афтода аз қафо чӣ накӯст,

Чу нек буд, касе аз қафо нагуфт бадаш.
Ту сайд гиру раҳо кун ба дигаре, ки кушад,
Ки зиндатар шавад, ар мекушӣ ба дасти худаш.
Даҳони танги шакархандаяш чунон карданд
Пур аз шакар, ки зи лабҳо набот медамадаш.
Ба пой зад ба сари ошиқ ончунон ки фитод,
Зи по чӣ гуна наяфтад, чу бахт зад лагадаш?
Дили Камол ба нозу карашма бистаду гуфт,
Ки боз бо ту диҳам, лек дил намедиҳадаш.

Гар зулфи дароз афканӣ аз тарфи баногӯш,
Бисёр сар афтад ба қадамҳои ту аз дӯш.
Ҳар гаҳ, ки ба васфи ду рухи хуби ту афтам,
Дорам чу сари зулфи ту аз ҳар ду тараф гӯш.
Натвон ба забон бо ту ғаме гуфт, чу нома
Аз дасти ту бар хеш ҳамепечаму хомӯш.
Чандон ки бигӯяд, наравам аз сари кӯяш,
Гар з-он ки равам аз сухани ӯ, равам аз ҳуш.
Чун фотеҳа бар хони висол он лаби ширин
Ҳаргиз чу намехонд маро, кард фаромӯш.
Эй ошиқи хом, аз лаби ӯ нӯш, на аз ҷом,
Боре зи майе нӯш, ки бошад ҳамагӣ нӯш.
Май нӯш Камол ин даму мепӯш зи зоҳид,
Бар рағми мухолиф ба хушӣ меҳӯру менӯш.

***

Гунаҳи дида гарон аст, ки кардам нигаҳаш,
Дил наяфтод шабу рӯз ба ҷуз дар гунаҳаш.
Рӯи ӯ моҳи тамом, абрӯи ӯ моҳи нав аст,
Дидаме ҳар ду, агар дида шудӣ маҳ ба маҳаш.
Чун равам бар асари ӯ, марав, эй соя, ба ман,
Ки таҳаммул накунад бори гарон хоки раҳаш.
Гар ба ашкам назар афкандиву шуд чашми ту сурх,
Боз бар рӯи рақиб афкану гардон сияҳаш.
Дил дарафтод бад-он чоҳи зақан, чашм ба зулф,
Ба расанҳои бурида кӣ барорад зи чаҳаш?
Ҷон бар ин аст, ки танҳо хӯрад андешаи ту,
Дил дар андешаи он низ, ки надҳад фараҳаш.
Аз ту бӯсе талабидаст ба дарюза Камол,
То кай ин бухл? Ту дашном, ки дорӣ, бидеҳаш.

Лоуболеро агар сомон набошад, гӯ, мабош!*
Бутпарастеро агар имон набошад, гӯ, мабош!
Дигаре гар бар сари ҷон мекушад худро, равост,
Ман ба ҷонон зиндаам, гар ҷон набошад, гӯ, мабош!
Кори васли ӯ агар осон барояд, давлатест,
Варна гар кори дигар осон набошад, гӯ, мабош!
Чун намехоҳам, ки бошам як замон бе дарди ӯ,
Бо чунин дарде гарам дармон набошад, гӯ, мабош!
Ошиқонро чун ба дарде завқи олам ҳосил аст,
Дар ҷаҳон гар чашмаи ҳайвон набошад, гӯ, мабош!
Гар ба зоҳир душманӣ бо мову дар дил дӯстӣ,
Ман бад-ин розӣ шудам, гар он набошад, гӯ, мабош!
Бар гадову подшо чу ранҷу роҳат бигзарад,
Гар гадоро неъмати султон набошад, гӯ, мабош!
Гар Камол аз ишқи рӯяш бесарусомон шудаст,
Ошиқонро гар сару сомон набошад, гӯ, мабош!
Бар сари майдони ишқ ин нафси кофиркешро
Мекушам, гар лоиқи қурбон набошад, гӯ, мабош!

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

Лаб мегазад, чу чашм кушоям ба диданаш,
Хуштар зи дидан аст маро лаб газиданаш.
Ларзон дилам зи бими ҷудоист ҳамчу барг,
Бингар зи шох ларза ба вақти буриданаш.
Чандон ки бо қадат сифати сарв мекунанд,
Паст аст ин сухан, натавонам шуниданаш.
Чун сайд аз кашидани дом уфтад ба банд,
Доми дил аст зулфи ту, хоҳам кашиданаш.
Дил дар каманди зулфи ту, гӯ, мекун изтироб,
Сайёдро зи мурғ хуш ояд тапиданаш.
Дар ҷон чу дарди ишқи ту оромгоҳ сохт,
Дармон мабодам, ар талабам орамиданаш.
Сокин накард гиря зи дил ҳарқати* Камол,
Сӯзи кабоб кам нашуд аз хун чакиданаш.

***

Мо ба шодии чаҳоне нафурӯшем ғамаш,
Давлат ин аст, ки мо ёфтаем аз ситамаш.
Соҳиби дард шиносад, ки чӣ лаззат дорад
Он ҳаловат, ки ба маҷрӯҳ расад аз аламаш.
Ту ба суратгари Чин бознамо оrази хеш,
То хатат бинаду аз даст бияфтад қаламаш.

Ҳар ки ошуфтаи он силсилаи мушкин нест,
Кардаанд аҳли муҳаббат ба ҷунун муттаҳамаш.
Солик он аст, ки ҳар дам зи сари роҳи вуҷуд
Бибарад ҷозибаи ишқ ба кӯи адамаш.
То қадам бар сари ҳастӣ наниҳад мард, Камол,
Кас нахонад ба ҷаҳон ошиқи собитқадамаш.
Чун қалам бар вараќи ишқ нашуд ҳарфшинос,
То нашуд пок зи дебочаи ҳастӣ рақамаш.

---

* Ҳарқат ва ҳурқат – сӯзиш, таб, ҳарорат.

---

Мо ба фарёд омадем аз нолаи шабҳои хеш,
Пурсише мекун зи ранҷурони шабпаймои хеш.
Бо ҳама хандонлабӣ бар ман бигиряд шамъи ҷамъ,
Гар бар ӯ пайдо кунам ин сӯзи нопайдои хеш.
Ман, ки беқиматтарам пеши касон аз хоки роҳ,
Худфурӯшиҳо кунам, гар хониям мавлои хеш.
То ба болои баландат сар фуруд овардаам,
Сарбаландам, ростӣ, аз ҳиммати волои хеш.
Сарв бар тарфи чаман вақте ба ҷои хеш буд,
То ту сӯи ӯ бирафтӣ, сарв рафт аз ҷои хеш.
Ҳусну зебоӣ баногӯши туро зебад, ки ёфт
Хилъати савдои зулфат рост бар болои хеш.
Ҳам ба хоки по-т, к-аш бар дида биншонад Камол,
Гар фиристӣ сӯи ӯ гарде зи хоки пои хеш.

***

Маро ба гуфти касон чун қалам марон аз пеш,
Ки ман зи дасти ту хоҳам гирифт худ сари хеш.
Чу дил ҳадиси ту гӯяд, зи дида хун бичакад,
Равад ҳароина хун, чун даҳан кушояд реш.
Агар ба реши дилам неш тез дарнигарад,
Дар он назора ба ҳайрат фурӯ равад сари неш.
Ба дасти ғамза равонтар равона кун тире,
Ки сабри он накунад дил, ки баркашӣ аз кеш.
Ба ҳалқаҳои ғуломӣ маро гарон шуд гӯш,
Чунон ки нашнавам ин бор панди некандеш.
Дило, биёр дилу ҷон ба расми дарвешӣ,
Ки бемуомала ояд муриди нодарвеш.
Мазиди ҷавр зи дил кам накард меҳри Камол,
Чаро ки ҷаври ту беш асту меҳр беш аз беш.

Ман бода мехӯрам, чӣ кунам, гӯ, ҳаром бош!*
Зоҳид бирав ту, дар пайи номусу ном бош!
Хоҳӣ, ки бар хурӣ ду-се рӯзе зи умри хеш,
Тарки салоҳ гиру хароби мудом бош!
Бигзор роҳи Каъбаву бутхона қибла соз,

Аз нангу ном бигзару бо чангу ҷом бош!
Зоҳид, риёву фисқи ниҳонӣ на кори туст,
Эй нотамом, дар ҳама коре тамом бош!
Хоҳӣ, ки пеши зиндадилон мӯҳтарам шавӣ,
Дар майкада муҷовири байтулҳаром бош!
Мо нангарем маърифати хосу омро,
Ту дар пайи шинохтани хосу ом бош!
Шероз ҷои мардуми соҳибкамол нест,
Ҳон, эй Камол, озими Доруссалом бош!

***

Май мерасад аз боғ, ба хидмат бираседаш,
Пӯшида ба хилватгаҳи ишрат бикашедаш.
Норехта дар коми сӯроҳӣ зи лаби хум,
Бо ёди лаби ёр нахустин бичашедаш.
Аз бода лаби ҷом лаби оби ҳаёт аст,
Дар зулмати ғамҳо чу Сикандар талабедаш.
Он ҷавҳари розе, ки зи май маҷлисиёнрост,
Гар шамъ барорад ба забон, сар бибуредаш.
Мутриб магузоред, ки бекор нишинад,
Пашмина фурӯшеду бирешим бихаредаш.
Эй мӯҳтасиб, ин фитна ҳама дар сари чанг аст,
Фармой, ки некӯтар аз ин ҳам бизанедаш.
Бо бутшиканон гӯй, Камол, аз сари ихлос,
К-ин тавба бути роҳи ман омад, шиканедаш.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

Нишони шабравон дорад сари зулфи парешонаш,
Далели равшан аст инак чароғи зери домонаш.
Ҳар он шамъе, ки дар маҷлис ниҳӣ бо рӯи ӯ, соқӣ,
Чу худро дар миён бинад, равон бархезу биншонаш.
Дили реш арчи рози худ зи ҷон дар парда медорад,
Набошад бар ту пӯшида ҷароҳатҳои пинҳонаш.
Ба чавгони сари зулфаш, сабо, мекун накӯ бозӣ,
Вале, зинҳор, бозӣ нест бо гӯи занахдонаш.
Ба рӯят даъвии хубӣ чу домангир шуд гулро,
Бар ин тӯҳмат намедорад сабо даст аз гиребонаш.
Сари зулфи сумансои ту товусест, пиндорӣ,
Ки пои баста медоранд дар саҳни гулистонаш.
Бигӯ, эй сарвқад, хуш дор чун ман андалеберо,
Ки дар қарне ба даст ояд чу ман мурғи хушилҳонаш.
Камол, ар як сухан з-ин шеър дар хоки Ироқ афтад,
Чу мӯ дар айни борикӣ бичинад чашми Салмонаш.

***

Нестам дастраси он, ки бибӯсам пояш,
Сар бирафту зи сари ман наравад савдояш.
Ошиқ аз сирри дили хеш наёрад ба забон,

Худ гувоҳӣ диҳад аз сирри дарун симояш.
Шуд чунон гарм ба рухсори худ он шамъи Чигил,
Ки ба парвонадилон нест дигар парвояш.
Ҷои он аст, ки чун соя равад сарв зи ҷой,
Гар бигӯянд ба бустон сифати болояш.
Тӯтӣ аз гуфтаи мо қанди мукаррар чинад,
То бирондем ҳадис аз лаби шаккархояш.
Ҳоли бедории шамъ аз дили ранҷур бипурс,
Ки чӣ омад ба сар аз дидаи шабпаймояш?
Гӯ, қадам ранҷа кун он сарв ба сарвақти Камол,
Ки саре дораду хоҳад, ки ниҳад бар пояш.

Ёри хирмансӯзи ман, гӯ, рӯи гандумгун бипӯш,
Варна хохад сӯхт хирман ҳар киро ақласту ҳуш.
Рӯи гандумгун намуду ҷони мо як ҷав фурӯхт,
Аз чӣ шуд ёр инчунин гандумнамои ҷавфуруш?!
Шоҳидон аз гӯшҳо карданд дурҳоро раҳо,
Бар ҳадиси нозукат як-як чу бинҳоданд гӯш.
Сӯфии пашминапечаш гар бубинад печи зулф,
Афканад саҷҷодаи тақвӣ чу зулфи ӯ зи дӯш.
Баски рухсори ту дилҳо бурду бар оташ ниҳод,
Об дар дарёи чашми ошиқон омад ба ҷӯш.
Зулфи ӯ умр асту он кас ёбад он умри дароз,
К-аз лабаш бар ваъдаи бӯс оби ҳайвон кард нӯш.
Булбулон бар шохаҳо карданд з-он боло ҳадис,
Аз дарахтони чаман бархост афғону хурӯш.
Қиссаҳо хондиву нашнид аз ту ҳам ҳарфе, Камол,
Андалеб аз сад варақ баргуфт ҳолу гул хамӯш.

***

Ба нийяте, ки бар он дар барем саҷдаи хос,
Ҳамеша фотеҳа хонем аз сари ихлос.
Дило, чу толиби васлӣ, зи оби дида манол,
Ки дур ба чанг наояд, чу дам занад ғаввос.
Муроди ҳар ду ҷаҳон ёфтам ба давлати дӯст,
Даме, ки ёфтам аз меҳнати рақиб халос.
Лаби ту кушт маро, соқиё, ба расми фидо
Бирез хуни сuроҳӣ, ки валҷуруҳу қасос.
Ба зоҳидон нарасад бӯи ту, ба риндон низ,
Авомро чӣ расад, чун намерасад ба хавос?
Ҳадиси симузорон карон гарон шунаванд,
Гирифтаанд  магар гӯши порсо ба расос?
Камол шаҳр гирифтӣ ба қиссаҳои ғариб,
Ки омгир бувад дар сухан маонии хос.

Куҷо кунанд ба теғ аз ту ошиқон эъроз?
Зи шамъ ёрии парвона кай бурад миқроз?
Биё, ки бар ту кунам арзи сӯзу дарди ниҳон,
Ки аз табиб напӯшанд хастагон амроз.

Ба лаълу дур накунад нисбат он лабу дандон
Касе, ки лутфи ҷавоҳир шиносад аз аъроз.
Дило, кадом риёзат бувад қавитар аз он,
Ки як замон бинишинӣ ба зоҳиди муртоз?
Саводи чашми ман аз гиря шуд тару абтар,
Кунун муҳаррири ашкам ҳамебарад ба баёз.
Чу бӯи дӯст шунидему кӯи ӯ дидем,
Дигар ҳавои раёҳин чаро кунему риёз?
Ту мустаъиди назар шав Камолу қобили файз,
Ки мунқатеъ нашавад файз ҳаргиз аз файёз.

***

Дорем, соқиё, ҳаваси ишрату нишот,
Ҷӯёи роҳи майкадаем, эҳдинассирот.
Майхонае бисозу бикун вақфи ошиқон,
Чизе, ки бериёст беҳ аз сад пулу работ.
Зоҳид ба рӯзи ҳашр пулу ҷӯй карда гум,
Майхора ҷаста аз пулу бигзашта аз сирот.
Мо ошиқему ринду ба маъшуқ мухталит,
Эй шайхи некном, ба мо кам кун ихтилот.
Дар шаҳр кас намонд аз он шуд касе рақиб,
Фарзин шавад пиёда, чу гардад тиҳӣ бисот.
З-он лаб, равам ба ханда, чу дашном бишнавам,
Нуқлу май аст мӯҷиби шодиву инбисот.
Суръат макун ба васфи лабу оразаш Камол,
Корест ҳар ду нозуку шарт аст эҳтиёт.

Касе, ки дӯст надорад, зи ҷон надорад ҳаз,
Ки ҷисм дур зи ҷон аз ҷаҳон надорад ҳаз.
Чу Кавсар аст ба хулд оби Хизр дар зулмот,
Равост, гар лаби мо з-он даҳон надорад ҳаз.
Чи ранг аз рухи хубон рақибро ҷуз чанг,
Ки боғбон зи гулу гулситон надорад ҳаз.
Накарда зулф ба каф з-он даҳон чӣ баҳра барем,
Ки ташна аз чаҳи бересмон надорад ҳаз.
Хуш оядаш, ки бубинад танам рамиму руфот,
Магар ҳумост, ки ҷуз устухон надорад ҳаз?
Нишони хоки дарат порсо, гирифтам, ёфт,
Зи сурма дидаи аъмо чунон надорад ҳаз.
Ба зоҳид ин сухани тар асар накард, Камол,
Дарахти хушк зи оби равон надорад ҳаз.

***

Дил чӣ кунад майли тамошои боғ,
То ба туам аз ҳама дорад фароғ?
Маҷлиси мо бо ту чӣ мӯҳтоҷи шамъ?
Чун бинишастӣ, бинишин, гӯ, чароғ.
Сӯхта ҷони ҳама аз доғу дард,
Ҷони ман аз ҳасрати он дарду доғ.

Зоҳиди худбин, ки ҳама рангубўст,
Бўи ту нашнид ба чандин димоғ.
Ёр кушад боз, дило, гуфтамат,
Лайса илал мухбири иллалбалоғ.*
Гарчи ду чашмат дили мо бурд асир,
Ҳеч накардем зи туркон суроғ.
Бурд дилат ҳиндуи зулфаш, Камол,
Боз аҷаб гар бишавад сайди зоғ.

---

* Паёмрасон ба ҷуз расонидани хабар коре надорад .

---

Канори обу лаби ҷўйбору гўшаи боғ,
Хуш аст бо санами сарвқад ба шарти фароғ.
Навохт рехтаҳо дар чаман муғаннии об,
Таронаҳои тари ў латиф сохт димоғ.
Шаби баҳору шабистони боғу сўҳбати ёр,
Чунин шабон ба шабистон, дило, биҷў ба чароғ.
Агар ба равза равам бо рақиб, дар қафасам,
Шунида бошиву дида ҳадиси тўтиву зоғ.
Мадор даври гул аз май даме қадаҳ холӣ,
Ки лола дорад аз ин дард бар дил ин ҳама доғ.
Чӣ ғам, ба дафъи ғамам боғу гулшане гар нест,
Ки ошиқи ту фароғат зи боғ дораду роғ.
Ба бўса, себи зақан, гуфтамаш, зи гулшани кист?
Камол, гуфт, ту ангур хўр, мапурс зи боғ.

***

Ёр биншаст ба маҷлис, бинишонед чароғ,
Рўи ў нури таҷаллист, махонед чароғ.
Офтобест, зи толеъ шуда ҳамсояи мо,
На шаб аст ин, ки зи ҳамсоя ситонед чароғ.
Хонаро равшанӣ он чашму чароғ аст имшаб,
Бигузоред ҳама шамъу бимонед чароғ.
Чашм доред, ба маҳ нисбати он рўй кунед,
Нест торик зи парвона, бидонед, чароғ.
Гар надидед, ки чун дур шавад соя зи нур,
Як шаб аз пеши рухи ў гузаронед чароғ.
Барнатобед ба ҳусни рухи ў, эй маҳу меҳр,
Гарчи ҳар як ба рух аз нур фишонед чароғ.
То саҳар имшаб дигар ману он зулф, Камол,
Шаб дароз аст, аҷаб, гар бирасонед чароғ.

Эй хатат хубу узорат нозуку лабҳо латиф,
Холи мушкинат малеҳу орази зебо латиф.
Гар ту рух пўшӣ вагар на, ҳар ду зебо оядат,
З-он ки ҳам пинҳон чу ҷон хубиву ҳам пайдо латиф.

Ту латифӣ, хоҳ дар дил, хоҳ дар чашм о фурӯ,
Қатраи борон бувад дар пасту дар боло латиф.
Зулф сар дар пот суд, ин хаста з-он дар тоб рафт,
Пой то сар нозукиву ҷумла сар то по латиф.
Дар латофат он ду соид мебаранд аз сим даст,
Нест, ҷони ман, тани симини ту танҳо латиф.
Рӯй агар тобӣ зи оҳи гарму сарди мо равост,
Заҳмати сармо надорад, тоқати гармо латиф.
Гӯ, ба лутфи табъ худро мешумар соҳибкамол,
Ҳар ки мегӯяд ҷавоби гуфтаҳои мо латиф.

***

Дар завраќи ҳаёт аст ҷони рақиби хоиф,
Ё раб, нигоҳ дораш аз боди номухолиф.
Мо дину дил ниҳодем дар ваҷҳи дилситонон,
Сад шукр, к-ин захира шуд сарф дар масориф.
То биспурӣ ба ҷонон, карданд вақф ҷонро,
Воқиф набуд зоҳид, гӯӣ, зи шарти воқиф.
Гар дарду ғам фиристӣ, васлат кунем ҳосил,
Мо мекунем таҳсил, то мерасад вазоиф.
Маъшуқу ҷоми майро гар ҳақ намешиносӣ,
Дар роҳи ҳақшиносӣ на соликӣ, на ориф.
Дидам лабу даҳонаш, бӯсе, - ба ханда гуфтам,
Гӯянд бо латифон бисёр аз ин латоиф.
Ояд ба бӯи зулфат бар дар Камолу гӯяд:
Чашме ба ҳалқа дорад дар тавфи Каъба тоиф.

Зиҳӣ, бидояти ҳусни хатат ниҳояти лутф,
Хати ту ҳуҷҷати ҳусну лаби ту ояти лутф.
Ғами ту қосиди ҷон шуд, хату лабат нагузошт
Зиҳӣ, риояти ҳусну зиҳӣ ҳимояти лутф!
Ба як хату ду варақ шарҳ кардаанду баён
Хатат мақолати ҳусну лабат ҳикояти лутф.
Вуҷуди ман зи хаёлат чунон латиф шудаст,
Ки об мечакад аз дидаям зи ғояти лутф.
Беҳ аз ниҳояти ҳусни гул асту хандаи ӯ
Даҳони танги ту чун ғунча дар бидояти лутф.
Маро, ки вирди забон зикри он лабу даҳан аст,
Хатост, гар накунам дар сухан риояти лутф.
Камол, бар ту сухан хатм шуд, ба ӯ хубӣ,
Ки ҳадди ҳусн ҳамин бошаду ниҳояти лутф.

***

Ба ҳусни хулқ бистон дил зи ушшоқ,
Ки ваҷҳи аҳсан омад ҳусни ахлоқ.
Дил аз рӯи ту, гӯӣ, нусхагир аст,
Ки ҷамъаш омад аз ҳаргуна авроқ.
Дил аз савдои он абрӯ аҷаб нест,

Ки накнад суду дорад мояҳо тоқ.
Камол, ар гуфтӣ аз дил ғарқи хунам,
Баёни воқеӣ кардӣ, на иғроқ.

Ба масҷид ҳафтае аз ту куҷо як саҷдаи лоиқ,*
Ки дар одинаӣ зоҳид, ба шаш рӯзи дигар фосиқ.
Лаҳу фӣ кулли мавҷудин аломоти ва осоран,**
Ду олам пур зи маъшуқ аст, ку як ошиқи содиқ?
Наёвардӣ касе дар гӯш овози хатибонро,
Фалав ло ясмуъа минҳум ҳувалмуъзим ҳуварrозиқ.***
Чаро аз дӯст вомонӣ, ба лаззатҳои ҷисмонӣ?
Ғами Лайлӣ хурӣ авло, ки ки шаҳду шаккари Фоиқ.
Мариз улишқи ло яфнӣ бисукр илмавти валҳуммӣ,****
Хушо сармастии Маҷнун, хунук саргармии Вомиқ!
Насим улварди яҳйикум, раҳиқ улҳубби яшфикум,*****
Мин аззулмоти янҷикум бидун ишшамсу ашшориқ.******
Дилат гарм аст бо дунё, мапӯшон аз Камол ин таб,
Чу дар дорушшифои дин табибе ёфтӣ ҳозиқ.

---

* Ин ғазал аз нусхаҳои интиқодист.Бо хати имрӯзаи тоҷикӣ нахустин бор нашр мешавад.
** Маънии мисраъ: Дар ҳар мавҷуде аз ӯ аломат ва осоре ҳаст.
*** Маънии мисраъ: Касӯ онҳоро мешунавад ва Ӯ бузург ва рӯзидиҳанда аст.
**** Маънии мисраъ:Бемори ишқ намемирад ва дар мастии марг нобуд намешавад.
***** Маънии мисраъ: Насими гул зинда медорад ва доруи муҳаббат шифо мебахшад.
****** Маънии мисраъ: Аз торики наҷот мебахшад бидуни офтобу равшанӣ

---

Табиби ишқ ба хун, гӯ, бисоз шарбати ошиқ,
Ки нест дархури бемор ҷуз ғизои мувофиқ.
Аз он матоъ, ки ошиқ ба ёри хеш фиристад,
Марост ҷоневу он низ нест тӯҳфаи лоиқ.
Рақиб саъй намояд чу ғамзаи ту ба хунам,

Бувад мувофиқи ғаммоз фикру ройи мунофиқ.
Дилам ба зулфи ту чун пай барад ба сирри миёнат,
Ки кас ба зеҳни парешон накард фаҳми дақоиқ.
Пазам хаёли таҷарруд, вале зи зулфи бутонам
Даромадаст ба гардан ҳазор гуна алоиқ.
Агар даҳони ту, гӯянд, ҳасту нест зи тангӣ,
На козибанд дар ин нукта ошиқону на содиқ.
Камол рӯи ту диду зи шавқ дар сухан омад,
Шавад ҳароина тӯтӣ зи акси оина нотиқ.

***

Ҳавои васли ту дорад ғариқи баҳри фироқ,
Чу ташнае, ки ба оби равон бувад муштоқ.
Шунидаам, ки сагам хондаӣ, афокаллоҳ,
Мани фақир бад-ин ҳам надорам истеҳқоқ.
Ҳазор бор ба гирди ҷаҳон маҳу хуршед
Баромаданду назират надида дар офоқ.
Асоси ақл барафтод то ба абруву чашм,
Бинои ҳусн ниҳодиву баркашидӣ тоқ.
Ҳадиси зулфи дарозат ба гӯши ҷон чу расид,
Баҳам баромад аз он ҳалқа-ҳалқаи ушшоқ.
Саҳифаҳои мулавванҳавошии гулро
Фурӯғи рӯи ту оташ фиканд дар авроқ.
Шаванд аҳли Сипоҳон ғуломи шеъри Камол,
Гар ин ду байт сароянд мутрибон ба Ироқ.

Зи ҳасрат хок шуд ин чашми намнок,
Ба хок ар по ниҳӣ боре, ба ин хок.
Накӯ омӯхт он чашм аз ту шӯхӣ,
Чӣ зуд устод шуд шогирди чолок.
Муаллақҳо занад аз шодӣ он сайд,
Ки овезӣ пас аз бисмил ба фитрок.
Чу аз рух х(в)ай ба доман пок созӣ,
Шавад покизатар он домани пок.
Зи шабгардӣ чӣ тарсам, ёр дар чашм,-
Надорам рӯзи равшан аз асас бок.
Ба марги мӯҳтасиб кам хур, дило ғам,
Ба миқдори мусибат ҷома зан чок.
Камол, аз хас шуморад камтарат дӯст,
Магар дар дӯстӣ афтод хошок?

***

Агарчи дур бувад маҳ зи ту ба сад фарсанг,
Даҳони ту ба шакар нисбатест танготанг.
Мапӯш рух, ки ғулув кард хатти зангорӣ,
Чу дур шуд зи назарҳо, бигирад оина занг.
Зи ашк ҷумла танам сурх сохт мардуми чашм,
Чунон ки ранглазонро ба дил хуш ояд ранг.
Ба роҳи ишқ агар пой бишканад сӯфӣ,

Зи гашти кӯи бутон то сарат баҷост, маланг!
Расам ба зулфи ту аз сабр бо дили пурхун,
Бад-он далел, ки хун мушк мешавад ба диранг.
Зибаски тири ту дорам ба дил, чу хок шавам,
Бароядд аз гили ман ҳар тараф дарахти хаданг.
Ба аҳли қибла чу карданд оштӣ туркон,
Чаро ба ошиқи он рӯст ғамзаҳоро ҷанг?
Камол, аз дили сахти рақибу ёр манол,
Туро, ки орд ҳамебояд аз миёни ду санг.
Чу ин ғазал сару пояш дақиқу борик аст,
Сазад, ки нағмасароён бад-ӯ кунанд оҳанг.

То раге меҷунбадам дар тан чу чанг,
Бошад оҳангам ба майҳои чу занг.
Зоҳидо, ризқ аз азал бинҳодаанд,
Дар кафи мо ҷому дар дасти ту санг.
Нест моро дар миён моли падар,
Бо манат, ҷони бародар, чист ҷанг?
Салсабилу мову ҳур, инак ба нақд
Соқии гулбӯ, шароби лоларанг.
Соқиё, май деҳ, ки шоҳид рӯ намуд,
Мавсими гул шуд, чӣ фармоӣ диранг?
Чун даҳону зулфи ӯ бе акси ҷом
Ҳаст бар мастон ҷаҳон торику танг.
Май ба овози бирешим хӯр, Камол,
Мутрибе гар оядат рӯзе ба чанг.

***

Зи рӯям вақти куштан меравад ранг,
Ки метарсам барорад теғи ӯ занг.
Гузашт аз хуни ман, норонда шамшер,
Чӣ ҳикмат буд пеш аз оштӣ ҷанг?
Агар бӯсе-м мебахшад, равонтар,
Ки дорам бо даҳонаш фурсате танг.
Сагам мехонаду мехоҳадам узр,
Саге бошам, агар дорам аз ин нанг.
Ба бозӣ гул задам ногаҳ бар ӯ, гуфт:
Чаро бар шохи нозук мезанӣ санг?
Ба ман ҳар ғам, к-аз ӯ ояд, равад оҳ
Ба истиқболи ӯ то ним фарсанг.
Камол, аз дил наёрӣ нола берун,
Ки расвоист, чун хориҷ шуд оҳанг.

Эй рояти ҷамоли ту нақши нигини дил,*
Ишқат ниҳода доғи ҷафо бар ҷабини дил.
Хилватсарои ишқи ту доруламони ҷон,
Мушкилкушои сирри ту руҳуламини дил.

Дар домани висоли ту хоҳам бирехтан
Нақди вуҷуди хештан аз остини дил.
Ё раб, чӣ тира мешавадам рӯзи зиндагӣ,
Зеро ки нест субҳи висолат қарини дил.
Аз ҳоли зори хеш Камол ар кунад баён,
Ҳоҷат раво кунӣ, ки надорад ҳазини дил.

***

Эй вараќи гули биҳишт аз рухи нозукат хиҷил,
Лаъли лаби ту ғунчаро карда ба ханда мунфаъил.
То нагирифт аз лабат нусха мусаввири сабо,
Сурати гул ба ҳар тараф барнакашид аз обу гил.
Ман ба ҳавои қоматат умри дароз ёфтам,
З-он ки ҳамеша кардаам касби ҳавои мӯътадил.
Бар дарат оташи дилам рафтаву даргирифта дон,
Гар наравад ба гирди он оби ду дида муттасил.
Чашми ту чун кушад маро, ту биҳиле талаб кунӣ,
Гар накушад дубораам, нест, ба дӯстӣ, биҳил.
Чун нарасид риштаи умр ба даври васли ту,
Миннати ӯ чӣ мекашам, гӯ, аҷалаш баҳам гусил.
Дӣ ба Камол гуфтаӣ: Дил бари мо биёру ҷон.
Сӯи худам раҳе намо, то биравам ба ҷону дил.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Ба зулфу холи ту кардем хуни хеш сабил,
Ба шарти он, ки ситонанд хунбаҳои қатил.
Матоъи мо сару ҷон асту нест лоиқи дӯст,
Ба дӯстон чӣ фиристад касе матои қалил?
Танам гудохт чу шамъу далели заъф дил аст,
Магар ки пеши ту равшан нашуд зи заъф далел?
Рақиб сохт ду чашми тарам ба захм кабуд,
Ду Даҷла буд равон чашми мо, кунун шуд Нил.
Чӣ илтифот муҳибро ба бӯстони наим,
Ки дил зи рӯи ту боғест пур зи нори Халил.
Ба васли сӯҳбати Юсуф, азизи ман, маштоб,
Ҷамоли ёр набинӣ, магар ба сабри ҷамил.
Камол, зулфи бутон гар хаёл мебандӣ,
Марав ба хоб, ки Ҳиндустон бубинад фил.

***

Бе ту маро хобу хаёли висол
Он ҳама хоб аст ба чашму хаёл.
Ҷон сӯи болои ту бе дил нарафт,
Мурғ ба боло напарад ҷуз ба бол.
Ҳоҷатам аз рӯи ту як дидан аст,
Дур маҳалли назар асту суол.

Сӯхтагон рӯй ба оташ ниҳанд,
Гар ту ба ҷаннат нанамоӣ ҷамол.
Ҷону сарам ҳар чӣ барам пеши ту,
Ҳеч нагирӣ зи ман илло малол.
Зулфи ту хоҳам ба тафоул гирифт,
Дол гирифтанд муборак ба фол.
Ломия гуфтам ғазале, то барӣ
Бар гузари қофия номи Камол.

Парӣ ба ҳусну латофат надошт бо ҳама ҳол
Ҳар он чӣ дар рухи туст, эй маҳи хуҷистахисол.
Нигори сарвқади гулузори пистадаҳан,
Бути шакарлаби бодомчашми мушкинхол.
Агарчи абрӯи хубат ба дилбарӣ тоқ аст,
Бар офтоби ҷамоли ту ҳаст ҷуфти ҳилол.
Маро умеди висоли ту чун зи боди ҳавост,
Нишони кӯи ту мепурсам аз насими шамол.
Хаёли васли ту дӣ дар тасаввурам бигузашт,
Зиҳӣ тасаввури ботил, зиҳӣ хаёли муҳол!
Дил ар зи шавқи лабат нола мекунад, чӣ аҷаб,
Фиғони оташи сӯзон бувад зи оби зулол.
Рухат чу моҳи тамом аст, кай бувад нуқсон
Зи роҳи лутф агар бингарад ба сӯи Камол?!

***

Зоҳиди шаҳрам зи риндӣ мекунад ҳар дам суол,
Соқиё, май, деҳ, ки ӯ дар сар надорад ҷуз хаёл.
Нолаи дилсӯзу оҳи хастагон бе дард нест,
Эй ки дардат нест, боре аз паи дарде бинол!
Хилвати васл аст, даргир, эй чароғи субҳдам,
То наёбад шамъ роҳе дар шабистони висол.
Борҳо дар ҳасрати боди саҳаргоҳам, ки чун
Бо чунон бетоқатӣ ёбад дар он ҳазрат маҷол?
Ҷон ба рӯят ҳамчу гул, гуфтам, барафшонам равон,
З-он ҳаметарсам, ки таъби нозукат гирад малол.
Бо чунин бахти парешоне, ки дар толеъ марост,
Давлати васли ту мехоҳам, зиҳӣ фикри муҳол!
Гар ту рӯзе аз сагони кӯи худ хонӣ маро,
Худ ҳамин бошад камоли давлату бахти Камол.

Сарв моил ба қади туст, чӣ ҳоҷат ба далел,
Ҳама донанд, ки алҷинсу илал ҷинси ямил.*
Он хати сабзу лаби лаъл, к-аз ӯ серӣ нест,
Сабзии хони Халил асту намакдони Халил.
Менамояд рухат афрӯхтатар аз сари зулф,

Чун чароғе, ки аз ӯ нур фазояд зи фатил.
Равшан аст аз маҳи мо хонақаҳ имшаб, сӯфӣ,
Шамъ биншон ту ба канореву раҳо кун қандил!
Дидаи тира агар гарди раҳат созад кӯҳл,
Хоки пои ту маро дида шавад аз ду-се мил.
Нили Миср аст ду чашми ману ту Юсуфи Миср,
Баҳри наззора, Худоро, бинишин бар лаби Нил.
Мекунад бе ту шикебоии Яъқуб Камол,
Ки ҷамилӣ туву сабр аз ту бувад сабри ҷамил.

***

Ишқ, ҳарфест, ки дол аст бар оёти камол,
Он кӣ дар қол фурӯмонд, нашуд воқифи ҳол.
Зоҳиди хушк ба инкори муҳиббон ҷон дод,
Гӯ, бихӯр хок, чу маҳрум шуд аз оби зулол.
Вароқи илм бигардон, қалами зӯҳд шикан,
Сокини роҳи яқин шав, гузар аз кӯи хаёл.
Ончунон бодаи ишқи ту рабуд аз ҳушам,
Ки надорам сари мӯе хабар аз ҳаҷру висол,
Тан чӣ кор ояд, агар ҷон сӯи ҷонон биравад,
Сел чун рехт ба дарё, чӣ кашӣ ранҷи сафол?
Дили гумгашта зи нуқсони фироқ ояд боз,
Агараш доияи васл расонад ба Камол.

* Ҳар ҷине ба ҷинси худ моиёл мекунад

Гар чашми шӯхи туст ба ошиқкушӣ масал,
Мо бар ту ошиқем, биҳамдиллаҳ аз азал.
Дил з-он ки гуфт дар даҳанат нест ҷои нутқ,
Шарманда шуд, чу он сухане буд бемаҳал.
Бо коми пуршакар магаси ангубин зи дур
Қанди лаби ту диду фиканд аз даҳон асал.
Ушшоқро чу ҳусни бутон қиблаи дил аст,
Рӯи ту қиблаи дили мо шуд аз ин қибал.
Чашмам зи гиря рӯ ба хиробӣ ниҳодааст,
Оре, фитад ба хонаи мардум зи нам халал.
Моро ба гуфтугӯи ту он зулфу рух фиканд,
Дар ҳалқаҳо зи даври тасалсул фитад ҷадал.
Донад вафову меҳр накӯ ёр бо Камол,
Лекин чӣ ҳосил аст зи илми било амал?

***

Лофи риндӣ мазан, эй зоҳиди покизахисол,
Дарди он ҳол надорӣ, ба ҳамин дард бинол!
Туву мастуриву саҷҷодаи тоат ҳама умр,
Мову мастиву назарбозиву риндӣ ҳама сол.
Ҳар кас аз моидаи васл насибе талабад,
То киро бахт нишонад ба сари хони висол.

Чашми ҳақдида куҷо толиби фардо бошад?
Толибу ваъдаи дидор, зиҳӣ амри муҳол!
Толиби дӯст, к-аз ӯ дур шуморад худро,
Бехабар ташна ҳамемираду дар айни зулол.
Мо на ошуфтаи нақшем, ки дар обу гил аст,
Назари пок набошад нигарон бар хату хол.
Гарчи нуқсони Камол аз маю шоҳидбозист,
Дар мақоме, ки ҳама ӯст, чӣ нуқсон, чӣ камол.

Маро саргашта медорад хаёли зӯҳди беҳосил,
Биё соқиву магзорам дар ин андешаи ботил.
Маро носеҳ ба ақлу дин фиребад ҳар замон, ёро,
Касе, к-аз ишқ парҳезад, бар инҳо кай шавад моил?
Маломатгӯи беҳосил, ки дарди мо намедонад,
Гаҳам девона мехонад ба нодонӣ, гаҳе оқил.
Ҳанӯз ин тору пуди мо набуд аз обу гил пайдо,
Ки дар кӯи парирӯён дили мо буд подаргил.
Сабо, аз шамъи маҷлис пурс ҳоли сӯзи парвона,
Ки аз аҳволи ҷонбозон бувад наззорагӣ ғофил.
Басе хунҳо, ки аз чашмат миёни чашму дил рафтӣ,
Агар хайли хаёли ту набудӣ дар миён ҳоил.
Як имшаб барфишон доман, Камол, аз меҳри маҳрӯён,
Чаро чандин наёсояд кас аз савдои беҳосил?

***

Маро, гӯянд, ошиқ карду бедил,
Чӣ кор ояд маро таҳсили ҳосил?
Ҳадиси оби чашми хеш бо дӯст
Нагуфтам, к-он ҳадисе буд нозил.
Чӣ ахтар буд, к-имшаб бар сарам тохт,
Ки маҳ дар хонаи ман сохт манзил.
Маро чун дид гирён, гуфт: Рафтам,
Ки борон асту хоҳад роҳ шуд гил.
Ба оҳи хастагон дорад басе майл,
Бувад сарви сиҳӣ бо бод моил.
Ба дил гуфтам, ки: Ҳеч он зулфи дилбанд
Кушояд мушкили мо? Гуфт: Мушкил? !
Накӯ хонанд моҳи осмонат,
Яқин будаст «алалалқобу танзил».
Дару бомат пур аз дилҳо, аҷаб нест,
Ту айёрӣ, бувад айёр пурдил.
Камол он дам, ки даври реҳлати ӯст,
Нахоҳад бурд ҷуз меҳрат ба маҳмил.

Нест ҷуз дарди саре з-ин дили ғамгин ҳосил,
Бо кӣ гӯям, ки чиҳо мекашам аз меҳнати дил.
Зоҳир он аст, ки аз лаззати ҷон бехабар аст,
Ҳар киро нест дил аз ҷониби хубон моил.

Бирав, эй носеҳу девона макун боз маро,
Ки набошад ба насиҳат дили Маҷнун оқил.
Қосиди куштани мо гаштиву додем ризо,
Хуни мо рехта бе мӯҷибу кардем биҳил.
Нест чун холи ту ҳиндуи муборакрӯе,
Ки ба шодиш бихонанд ҷаҳоне муқбил.
Эй, ки ҳар лаҳза намоӣ раҳи масҷид ба Камол,
Ту рав он ҷову мар ӯро ба харобот биҳил.

***

Нест касро ба ҳусни рӯи ту қил,
Чӣ тавон гуфт? Равшан аст далел!
Бо лабат чашмро музоиқа чист,
Маст кай дидаӣ ба нуқли бахил?
Мекашад сар зи хоки пои ту зулф,
Рост аст ин сухан, ки куллу тавил.
Ғами ту хӯрдам, он гаҳам куштӣ,
Хунбаҳо пешхӯрд кард қатил.
Дили сангини ту ба ҷониби меҳр
Накашад бо ҳазор ҷарри сақил.
Дину дунё фишонд бар ту Камол,
Ки ҳамин дошт аз касиру қалил.

Он даҳонро ба ду лаб қанди мукаррар гуфтем,
Сухани мухтасари хуб чу шаккар гуфтем.
Оразатро, ки шуд аз холу хат олуда ба мушк,
Пеши дилсӯхтагон шамъи муанбар гуфтем.
Чун ба васфи рухи ту рӯз шуд имшаб шаби мо,
Сифати зулфи сиёҳат шаби дигар гуфтем.
Дил зи мушкинии он хол ҳадисе мегуфт,
Чун ба зулфи ту расид, он сухан аз сар гуфтем.
Зикри болои ту гуфтем баробар бо сарв,
Ҳар ду чун зикри баланд аст, баробар гуфтем.
Дида бар хоки дарат кард ба хуноба нигор
Моҷарое, ки шаби ҳаҷр бар он дар гуфтем.
Бо ту аз бими маломат сифати ашки Камол
Гарчи рангин сухане буд, равонтар гуфтем.

***

Аз лаби ӯ то хабаре ёфтем,
Оби ҳаёти дигаре ёфтем.
Гарчи ба ҷустан даҳанаш кас наёфт,
Мо лаби ӯро шакаре ёфтем.
Аз паси чандин талаб он шӯхро
Кинаваре, фитнагаре ёфтем.

Бар дили мо гарчи зад аз ғамза тир,
Нест шикоят, назаре ёфтем.
Дар ҳарами васл, ки ҷон асту дӯст
Заҳмати тан, дарди саре ёфтем.
Гарчи гадоему кам аз хоки роҳ,
Бар сари роҳе гуҳаре ёфтем.
Ин ҳама иксири саодат, Камол,
Аз талаби хоки даре ёфтем.

Аз лабу зулфи ӯ нишон ҷустаму бозёфтам,
Оби ҳаёт хӯрдаму умри дароз ёфтам.
Сирри Худост нуқтаи он даҳану дар он сухан,
Воқифи сирри ғайбро маҳрами роз ёфтам.
Роҳравони Каъба, гӯ, бар пайи ман ниҳед пай,
К-аз сари кӯи ӯ раҳе сӯи Хиҷоз ёфтам.
Ҷаннати нася, зоҳидо, ту ба намоз ёфтӣ,
Давлати васли нақдро ман ба ниёз ёфтам.
Чун ба назора омадам рӯзи шикори дилбарон,
Доми дили Сабуктакин зулфи Аёз ёфтам.
Не ту ба бандагони худ ҷавру ситам ҳамекунӣ,
Ҷумла шаҳони ҳуснро банданавоз ёфтам.
Бар сари кӯи дилбарон буд Камол гум шуда,
Гирди дари туаш талаб кардаму бозёфтам.

***

Эй бахт, ёрие, ки ба ёрон расониям,
Аз тангнои фурқаташон вораҳониям.
Ман мурдаам, на зинда, бад-ин ҳол кас мабод,
Ҳаққо, хиҷолат аст аз ин зиндагониям.
На пурсише, на тоби бақое, на номае,
Ин чашмдошт нест зи ёрони ҷониям.
Хун мехӯрам ба ҷои май, ин аст ишратам,
Ҷонам ба лаб расид, аз ин комрониам.
Бо сад дареғ ҷон ба ҷавонӣ диҳам ба бод,
Гар з-он ки раҳмате накунӣ бар ҷавониям.
Эй бод, ранҷа кун қадаме дар ҳарими шоҳ,
Он гаҳ ба арзи ӯ бирасон нотавониям.
Поям ба даст нест, валекин ба сар давам,
Чун хома боз гар ба хати хеш хониям.
Сидқи Камоли соддадаруну камоли сидқ,
Донам, ки нек дониву беҳ з-ин бидониям.

Эй зангиёни зулфи туро шоҳи Чин ғулом,
Оинадори ҳоҷиби рӯят маҳи тамом.
Шуд равшанам, ки манзили сарв аст ҷӯйбор,
К-аз чашми ман намеравад он сарви хушхиром.
Дил интизори ваъдаи васли ту мекашад,

Мискини дилшикаста, ки дорад хаёли хом.
Ҷонам ба лаб расад, чу зи васли ту бигзарад,
Ояд ба лаб ҳароина, чун бигзарад ба ком.
Чашмам чу дид рӯи ту дар тоби зулф, гуфт:
Субҳи умеди мост, ки шуд пойбанди шом.
Хунаш ҳалол бод, ки бе мӯҷибе кунад
Наззораи ҷамоли ту бар ошиқон ҳаром.
Ҳар кас зи ному нанг тариқе гузидаанд,
Бо ишқи ту Камол баромад зи нангу ном.

***

Бо ту аз дил нишона ёфтаам,
Хабар аз дузди хона ёфтаам.
Ҳар чӣ гум шуд маро, гумон бар туст,
Ҷӯямат, чун баҳона ёфтаам.
То шудам гум ба кӯи меҳнати дӯст,
Давлати ҷовидона ёфтаам.
Саҷдаҳо кардаам, сари худро
То бар он остона ёфтаам.
Гар наёбам қабули зарбаи теғ,
Шарафи тозиёна ёфтаам.
Бӯсам он лаб било ғарома, ки боз
Дастгаҳ сӯфиёна ёфтаам.
То Камол аз ту шуд зи олам фард,
Дар ҷаҳонаш ягона ёфтаам.

Боз дар он кӯ гузаре ёфтам,
Бар дараш аз Каъба даре ёфтам.
Пеши гадоёни сари кӯи дӯст
Ҳар ду ҷаҳон мухтасаре ёфтам.
Гар назари мардуми муқбил ба мост,
Он зи қабули назаре ёфтам.
Ҷону сару дида чӣ дорем дӯст,
Аз ҳама чун дӯсттаре ёфтам?
Эй, ки гурезад дилат аз доғи ишқ,
Рав, ки туро беҷигаре ёфтам.
Бехабар афтода дар он кӯст дил,
Ин қадар аз дил хабаре ёфтам.
Дил шуду дилбар ба каф омад, Камол,
Гар шаба гум шуд, гуҳаре ёфтам.

***

Боз дар ишқи яке дил ба ғуломӣ додам,
Хоҷаро гӯ, ки биёяд ба муборакбодам.
Бандаро аз ту чӣ ҷои гила, озодиҳост,
Нест ҷои гила, вақте ки кунӣ озодам.
Ту чу шохи гуливу бе ту маро рух шуда зард,
Манам он барг, ки аз шох ҷудо афтодам.

Бар фалак нолаи ман гӯши малоик кар сохт,
Оҳ, агар дар дили шабҳо шунавӣ фарёдам.
Аз майи ишқи ту соқӣ қадаҳе дод маро,
Ки майи хулду лаби ҳур бирафт аз ёдам.
Бо ту бунёд ниҳам боз тарабхонаи ишқ,
Тоқи абрӯи ту гар барнаканад бунёдам.
Алифи қадди ту он рӯз бизад роҳи Камол,
Ки ба мактаб алифу бе бинавишт устодам.

Боз майи бехудӣ ба рӯи ту хурдем,
В-аз ҳараму дайр азми кӯи ту кардем.
Хоки дари дайру Каъба чанд тавон буд?
Навбати он шуд, ки гарди кӯи ту гардем.
Шукр, ки ҳар шом аз ту бо дили гармем,
Оҳ, ки ҳар субҳ бе ту бо дами сардем.
Гар ҳама дармони мо табиб фиристад,
Кай расад онҳо ба мо, ки мо ҳама дардем?
Рӯй ба мо карда гуна-гуна балоҳост,
То зи ту бо ашки сурху чеҳраи зардем.
Гар варақи умри мо тамом бипечанд,
Мо сари тӯмори дӯстӣ нанавардем.
Дар раҳи ӯ то Камол тӯшаи мо сохт,
Ҷуз ҷигару гурда дарди ҳеч нахурдем.

***

Ба бӯи хеш гардон зинда бозам,
Ҳамекуш соате дигар ба нозам.
Ба шамъ имшаб магар дил ҳамзабон аст,
Ки ӯ месӯзаду ман мегудозам?!
Сари зулфат маро умри дароз аст,
Худовандо, бидеҳ умри дарозам!
Агар кардам назарбозӣ ба рӯят,
Биҳамдиллаҳ, ки боре покбозам.
Ба чашмам кай парад мурғе, ки то боз
Биёрад нома аз сӯи ту бозам?
Камоли хаста, гуфтӣ, чокари мост,
Бад-ин иқбол доим сарфарозам.

Биҳамдиллаҳ, ки дигар бор рӯи дӯстон дидам,
Чу булбул мекунам мастӣ, ки боғу бӯстон дидам.
Ман он мурғи хушилҳонам, ки берун аз қафас худро
Ба иқболи баҳор эмин зи ташвиши хазон дидам.
Фалак гар тофт рӯй аз меҳру баргардид аз ёрӣ,

Фаромӯшам шуд он ҳар ду, чу ёри меҳрубон дидам.
Муроди ман миёни ёр буд, он дар канор омад,
Миёни роҳат афтодам, чу ранҷи бекарон дидам.
Шаби қадре, ки меҷустам ба хобу рӯзи некӯӣ,
Чу он рӯ дидаму он мӯ, ҳам ин дидам, ҳам он дидам.
Замони васл, к-аз дигар замонҳо беҳ ниҳад ошиқ,
Ба рӯи дӯстон ман он замонро ин замон дидам.
Камол, он дам, ки хоҳӣ дид бо ёрони худ худро,
Бигӯ, ин давлат аз юмни шаҳи соҳибқирон дидам.

***

Ба холат нисбати мушки Хито кардам, хато кардам,
Ман ин ташбеҳи бе нисбат чаро кардам, чаро кардам?
Сабо андохт дар дастам шабе зулфи чу чавгонаш,
Чӣ гӯям, к-он нафас бо ӯ чиҳо кардам, чиҳо кардам.
Чу дидам қиблаи рӯят, ба меҳроби ду абрӯят
Дусадсола намози худ қазо кардам, қазо кардам.
Рақибат тарбият фармуд як борам ба дашноме,
Ман аз шодӣ ду бор ӯро дуо кардам, дуо кардам.
Дили худро, ки аз реши куҳан шуд навбанав тоза,
Ба дорухонаи дардат даво кардам, даво кардам.
Навиштам, к-аз ту нагрезам ба хуни худ хате в-он гаҳ
Ду чашматро бад-он маънӣ гуво кардам, гуво кардам.
Камол, ар андаке з-он хат ғуборе дошт дар хотир,
Чу дидам рӯи ӯ, бо ӯ сафо кардам, сафо кардам.

Ба дарди ту ҷуз нола ҳамдам надорам,
Касеро дар ин парда марҳам надорам.
Ҷафои ҷаҳон мекашад оқилу ман
Ғамат дораму в-аз ҷаҳон ғам надорам.
Агар дам занад бо ту тӯтӣ зи мантиқ,
Ман ин нукта чандин мусаллам надорам.
Ғаму меҳнату ранҷ чандон ки хоҳӣ,
Ман аз давлати ишқи ту кам надорам.
Ба меҳри рухат оламе дорам имрӯз,
Ки як зарра парвои олам надорам.
Мани бодадардаст дур аз даҳонат
Сулаймони вақтам, ки хотам надорам.
Аз он дам, ки ғоиб зи чашми Камолӣ,
Дили беғаму чашми бенам надорам.

***

Баромад ҷон зи шавқи он даҳонам,
Баровардӣ ба ҳеч, эй дӯст, ҷонам.
Гиребонам ба дасти худ чӣ дӯзӣ,
Ки аз дасти ту бозаш медаронам?
Туро мепӯяму мегирям, эй дӯст,
Сухан мегӯяму хун мечаконам.

Чу дар гуфтор меорӣ лаби хеш,
Шакар мечинаму дур мефишонам.
Агар бӯят ба ман ҷоне расонад,
Чӣ метарсӣ? Якеро сад расонам.
Маро пурсӣ, зи ақлу дин чӣ донӣ?
Туро донам ман, ину он надонам.
Камол аз ҷонситонаш ранҷа шуд, гуфт:
Чӣ меранҷӣ? Ҳақи худ меситонам.

Басе дард аз ғами ишқат кашидам,
Зи бедардӣ батар дарде надидам.
Якояк дарди ман дармон пазируфт,
Аз он дам, к-аз ту ин шарбат чашидам.
Ба ним андӯҳ аз сад ғусса растам,
Ба як дард аз ҳазорон ғам раҳидам.
Ман он мурғам, ки дар доми балоят
Чу печидам, ғаму дарди ту чидам.
Фиғони худ мани саргашта з-ин дард
Расондам бар фалак, ҳар ҷо расидам.
Табиби ошиқонам ном карданд,
Чу дардат марҳаму дармон гузидам.
Ба авсофи Камол имрӯз дар ишқ
Аз он фардам, ки ҳамдарди фаридам.

***

Бикуш ба ноз маро, эй ба ғамза офати мардум,
Ки ман ба нози ту хӯ кардаам ба нозу танаъум.
Чу аз дарат ба дари Каъба рафтаму бинишастам,
Кабӯтаре зи ҳарам бонг баркашид, ки қум-қум!
Маро ки мерасад аз ғайб сад латифаи ширин,
Чу мерасам ба даҳони ту, мешавад суханам гум.
Биёр ҷоми хуморишкане, ба ҷони ту, соқӣ,
Ки саргаронаму савганд мехӯрам ба сари хум.
Ба пойбӯси ту з-он дам, ки ёфтем башорат,
Лаби умед фароҳам намешавад зи табассум.
Дар оби дида фурӯ рафтаам чу мардуми обӣ,
Накарда дидаи ман бар мани ғариб тараҳҳум.
Камол, чашми тарат шуд халалпазир зи гиря,
Макун хароб ба борони гиря хонаи мардум.

Бигзор, то ба гулшани рӯи ту бигзарем,
Дар боғи васл аз гули рӯи ту бар хурем.
Бошанд сер чашми гадоёни подшоҳ,
Бардор парда, то ба рухат сер бингарем.
Кӯи ту дида, гӯ, бишикан, ҳур, пои мо,

Гар сар ба ғурфаҳош чу Тӯбо бароварем.
Дар хилвате, ки сонии иснайн он сабост,
Худро зи хайли робеъуҳум низ нашмарем.
Эй бод, аҳли равза зи ҳасрат бисӯхтанд,
Дигар ба кас магӯй, ки мо хоки он дарем.
Моро ба рӯзи воқеа хотир бад-он хуш аст,
К-аз хоки остони ту тасдеъ мебарем.
Гар ҷон талаб кунад зи ту ҷонони мо, Камол,
Ҷонест орият, ба Худованд биспарем.

***

Биё, соқӣ, ки бехи ғам ба даври гул барандозем,
Бути гулрух талаб дорему мул дар соғар андозем.
Сари рақсу сарандозист сарву лоларо, мо ҳам
Сиҳисарве ба даст орему дар пояш сар андозем.
Гар аз шавқи ҷамоли гул гирифта лола ҷоми мул,
Кулаҳ бар осмон андохт, мо з-он бартар андозем.
Ба овози рубобу най бинӯшем ошкоро май,
Ба шаҳр овозаи риндиву майхорӣ дарандозем.
Ҳамин дам бошад, эй воиз, ки то қозӣ хабар ёбад,
Кашем ӯро зи меҳробу туро аз минбар андозем.
Ба хоки пои худ чандон бидеҳ фурсат сари моро,
Ки баргиремаш аз пову ба пои дигар андозем.
Камол, аз мавҷи ғам чун нест гирдоби ҷаҳон холӣ,
Биё, то бар лаби дарёи бода  лангар андозем.

Бе ту нафасе, ки зинда монам,
Гар мекӯшиям, сазои онам.
Лекин набурам зи теғи ту меҳр,
Гар корд расад ба устухонам.
Дилро зи лабат чу созам огоҳ,
Бар сӯхтае намак фишонам.
Ин сӯзи дарун зи сӯхтан нест,
Носохтани ту сӯхт ҷонам.
Гуфтӣ, ғами ту хӯрам, чӣ донӣ,
Ғамхора агар туӣ, чӣ донам?
Хуноба дили маро ҳалол аст,
Эй дида, ки ман намечаконам.
Гӯянд, Камол бар дари дӯст
Аз хок кам аст, беш аз онам.

***

Пеши рухи ту маҳро ҳусне чунон надидам,
Ин ахтари саодат бар осмон надидам.
Аз заъф шуд тани ман дур аз ту устухоне,
Пеши сагони кӯят ин устухон надидам.
Бори ғамат гар онро бар дил гарон намояд,
Ман бар ду дида онро боре гарон надидам.

Эй дил, ба хоб ӯро ҳангоми бӯсу оғӯш
Гар ту даҳон надидӣ, ман ҳам миён надидам.
Монад қади ману ту ин тиру он камонро,
Тир инчунин фитода дур аз камон надидам.
Чандон ки хӯрд хунам, аз дида хоки он дар
Чун реги гарм ҳечаш серӣ аз он надидам.
Омад ба хоки он дар ашки Камол ғалтон,
Обе бад-ин равонӣ дар бӯстон надидам.

Туро бар дидаи ман ҷост, гуфтам,
Ки ин ҷӯю ту сарви рост, гуфтам.
Лабат гуфт: Аз туам ҷон аст дархост.
Маро аз туст ин дархост, гуфтам.
Даҳонат бо дилам гуфто: Куҷоӣ,
Ки пайдо нестӣ? Пайдост, гуфтам.
Дилат ку, гуфт, то бо ман супорӣ?
Агар дил нест, ҷон барҷост, гуфтам.
Ба танҳоӣ ба сар чун мебарӣ, гуфт?
Хаёлат рӯзу шаб бо мост, гуфтам.
Зи ман пурсид: Ҳаргиз мекунӣ хоб?
Накардам ин гунаҳ шабҳост, гуфтам.
Камол, ин дардро, гуфтӣ, чӣ дармон?
Намедонам, Худо донист, гуфтам.

***

Туро чун чашми худ дигар ба мардум дид натвонам,
Ду чашми дигаре хоҳам, ки аз ғайрат бипӯшонам.
Зи рашк аз дида хун борам, гарам дар дил фуруд оӣ,
Зи дил фарёд бархезад, гарат бар дида биншонам.
Чу аз рух зулф бибридӣ, гусастӣ риштаи умрам,
Чу бар лаб хол бинҳодӣ, ниҳодӣ доғ бар ҷонам.
Ба тоқи абрӯвон хонам туро пайваста пеши худ,
Биё, эй ояти раҳмат, ба меҳробат чу мехонам.
Ба хоки пои ту худ чун расад Гулгуни ашки ман,
Ки дар пай мефитад ҳар дам, манаш чандон ки меронам.
Камол, аз дуриям, гуфтӣ, чиҳо бигзашт бар чашмат?
Чу ту рафтӣ, дури сероб рафт аз чашми гирёнам.
Дар ашъор аз ду чашми тар чу гуфтам саргузаште ду,
Зи ҳар баҳре равон шуд хун ба ҷадвалҳои девонам.

Туро дар дил вафо бошад, надонам,
Зи хубон ин киро бошад, надонам.
Фикандӣ васлро бар рӯзи дигар,
Пас аз мурдан раво бошад, надонам.
Дуо нокарда, орӣ қасди дашном,

Ато пеш аз дуо бошад, надонам.
Бикуш гуфтам маро, гуфтӣ: Раво нест!
Чунин куштан раво бошад, надонам.
Ба дидан қонеам гуфтам зи ту, гуфт:
Қаноат дар гадо бошад, надонам.
Маро гуфтӣ: Куҷо бошад дили ту?
Чунин мискин куҷо бошад, надонам.
Камол, ин решро марҳам сабурист,
Валекин он туро бошад, надонам.

***

Туро шӯхи андаквафо гуфтаем,
Ҳанӯз андак аст ин, ки мо гуфтаем.
Дили мо зи ғам сӯхтӣ чанд ҷой,
Ба ту ин сухан чанд ҷо гуфтаем.
Ҳалоки тани мост доим дуот,
Ту омин бигӯ, мо дуо гуфтаем.
Ба ҷамъе, ки ошиққушон ҳозиранд,
Зи аввал туро марҳабо гуфтаем.
Ҳадиси дилу ақл аз мо мапурс,
Ки мо тарки ин моҷаро гуфтаем.
Бар он хон, ки нуқлаш кабоби дил аст,
Нахустин ғаматро сало гуфтаем.
Суханҳои нав бишнавед аз Камол,
Ки инҳо дар ин рӯзҳо гуфтаем.

Туро, ки ҳаст зи соид ду остин пурсим,
Ба пули кӯҳна наярзанд муфлисони қадим.
Дури ятим фишонам мани ғариб зи чашм,
Тараҳҳуме накунӣ ҳеч бар ғарибу ятим.
Хати ту сӯхт бар оташ ҳазор дафтари илм,
Надонамат зи кӣ ин хат гирифтаӣ таълим?
Ба даври ишқи ту ишрат ҳамин бувад, ки марост
Шароб хуни дилу ғам ҳарифу ғусса надим.
Ҳамеша бим кунанд аз рақиб ошиқро,
Умеди васл агар бошад, аз рақиб чӣ бим?
Маро тамом бувад ниммуддао дар ишқ,
Куҷост теғ, ки созад рақибро ба ду ним.
Камол, кист, ки ӯро гадои худ шуморӣ?
Маро ҳақир шумар, к-аз ту миннатест азим.

***

Туро гар бевафо гуфтам, чӣ гуфтам,
Ғалат кардам, хато гуфтам, чӣ гуфтам.
Агар, гуфтам, ситам чандин раво нест,
Ҳадиси нораво гуфтам, чӣ гуфтам.
Ба ҳар дашном мегуфтӣ, чӣ гуфтӣ?
Якеро сад дуо гуфтам, чӣ гуфтам.

Мани хокӣ ба хоки остонат
Ҳадиси тӯтиё гуфтам, чӣ гуфтам.
Мани бедил давои дидаи хеш
Бурун з-он хоки по гуфтам, чӣ гуфтам.
Дили ман бо чунон бегонахӯӣ
Куҷо шуд ошно гуфтам, чӣ гуфтам.
Камол, оҳиста мепурсӣ, чӣ гуфтӣ?
Намепурсӣ маро гуфтам, чӣ гуфтам.

Ҷон дораму дил дорам, сар дораму зар дорам,
Гар аз ту расад фармон, дил аз ҳама бардорам.
Ту умри манӣ, з-он ваҷҳ ман бе ту наҳоҳам ҷон,
Ту чашми манӣ, з-он рӯ ман бо ту назар дорам.
Ман ҳеч намемонам бо зоҳиди хушк, аммо
Ӯ домани тар дорад, ман дидаи тар дорам.
Аз оҳи саҳар, сӯфӣ, биздой дили тира,
К-ин оина равшан ман аз оҳи саҳар дорам.
Гӯянд, Камол, аз ту айб аст назарбозӣ,
Гар айби ман ин бошад, ман худ чӣ ҳунар дорам?

***

Чаро ранҷид ёр аз ман, гуноҳи худ намедонам,
Чӣ гуна пок созам боз роҳи худ, намедонам.
Агар қасди гурез афтад маро аз ҷаври чашми ӯ,
Ба ҷуз дар сояи зулфаш паноҳи худ намедонам.
Ба сӯи ӯ гарам чун обу оташ қосиде бояд,
Чунин қосид бурун аз ашку оҳи худ намедонам.
Ба маҳ дидан касонро ҳаст иду шодмониҳо,
Маро ин ид кай бошад ба моҳи худ? Намедонам!
Парирӯён ҳама ҷисманду ӯ нуру дар ин даъвӣ
Зи рӯи дӯст равшантар гувоҳи худ намедонам.
Маро дар ҷаннати аъло қарори дил куҷо бошад,
Ки ҷуз хоки дараш оромгоҳи худ намедонам?
Агар гӯяд Камол аз хоки роҳи мост ҳам камтар,
Ман ин беҳурматӣ ҷуз иззу ҷоҳи худ намедонам.

Чӣ хаста мекунӣ, охир, ба ғамза хотири мардум?
Яке нигар сӯи ғамдидагон ба чашми тараҳҳум.
Шунидаам, ки ту гуфтӣ, бад аст чашми фалонӣ,
Туро кӣ гуфт, ки бикшо забон ба ғайбати мардум?
Шабе, ки бо ту нишинам, кадом бахту саодат?!

Даме, ки бо ту барорам, кадом нозу танаъум?!
Агар ба садри чаман мегузашт сарв ба боло,
Ба аҳди қадди ту дигар надошт ҳадди тақаддум.
Шаби фироқ мапурсед аз Камол ҳикоят,
Чу гул бирафт, наёяд зи андалеб такаллум.

***

Чӣ будӣ, гар шабе дар хоб рафтӣ чашми бедорам,*
Магар дидор бинмудӣ зи рӯи марҳамат ёрам?
Агар соҳибдиле будӣ, ки бар ман марҳамат кардӣ,
Ба гӯши ӯ расонидӣ ҳадиси чашми беморам.
Дилам дилбастагӣ дорад, ки бар хоки дараш мирам,
Вале ҳаргиз ба кӯи ӯ гузар кардан намеёрам.
Гар он бадмеҳри сангиндил нагирад дасти ман рӯзе,
Шабе дар ҳазрати Борӣ ба зорӣ даст бардорам.
Шавад рашки гулистони Ирам саҳни сарои ман,
Агар рӯзе чу бахт аз дар дарояд сарви гулборам.
Агар сарви қабопӯшам ба хокам бигзарад рӯзе,
Кафан бар худ қабо созам, ҳазорон наъра бардорам.
Камоли хастаро дигар насиҳат кай қабул афтад?
Худоро, бигзар, эй носеҳ, ба ҳоли хеш бигзорам.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Чун рӯз равшан аст, ки мо ринду ошиқем,
Чун субҳ дар парастиши меҳри ту содиқем.
Фикри ту мекунем дар он дам, ки хостем,
Зикри ту мекунем замоне, ки нотиқем.
Морост як алоқаву он меҳри рӯи туст,
Боқӣ зи ҳар чӣ фарз кунӣ, бе алоиқем.
Ратбуллисон ба шукри ту монанди савсанем,
Не чун гули дурӯй дурӯю мунофиқем.
Девона аз такаллуфу таклиф фориғ аст,
Маъзур дор, зоҳид, агар ринду фосиқем.
Худро бар остини дарат бастаем боз,
Ҳарчанд бандагии даратро на лоиқем.
Худ нест дар миёна дуӣ, аз ягонагӣ
Гар нек бингарӣ, ҳама бар хеш ошиқем.
Гар хотири азизи азизон хилофи мост,
Бо хотири азизи азизон мувофиқем.
Дорад Камол чашми навозиш зи лутфи ту,
Гарчи ба дилнавозии лутфи ту восиқем.

***

Чӣ хуш буд он шабе, к-аз дар даромад ёри маҳрӯям,
Рухаш бӯсидаму лаб ҳам, дигарҳоро намегӯям.
Маҳи хиргаҳнишин он шаб маро зону задӣ сад бор,
Чу он турк аз сари мастӣ ниҳодӣ сар ба зонуям.

Куҷо ёбам ман он дилро, ки кардам бар дари ӯ гум,
Ки дар бутхона гум гаштасту ман дар Каъба меҷӯям.
Зиёратгоҳи ман созед тоқе дар раҳи мастон,
Ки хоҳад кушт, медонам, маро он чашму абрӯям.
Барои мастии ман, гӯ, маёвар оби май, соқӣ,
Ки аз хоки сари кӯяш сабо меоварад бӯям.
Дило, гар гӯядат дилбар, ки дилҳо гӯи мо бошад,
Ба чавгони сари зулфаш, бигӯ, ман ҳам ҳамин гӯям.
Камол аз Хизр пурсиш кард васфи чашмааш, гуфто:
Чу он лаб дидаам, з-он об акнун даст мешӯям.

Чӣ хуштар давлате з-инам, ки як дам бо ту биншинам,
Ки серӣ нест аз рӯят маро, чандон ки мебинам.
Ба чашми нотавон з-ин сон, ки бурдӣ хобам аз мижгон,
Набинад кас ба хоб акнун, ки ояд сар ба болинам.
Шаби ҳиҷронат аз ҳар сӯ фишондам ашк дур аз ту,
Чу маҳ гашт аз назар ғоиб, бирафт аз дида Парвинам.
Гарам пеши касон хонӣ саги кӯю гадои дар,
Барад ҳар кас ҳасад бар ман, макун таъзим чандинам.
Лабатро чун нагӯям, к-аз даҳонат ҳаст нозуктар,
Ки ҷон бар як сари мӯи ту натвонам, ки бигзинам.
Ҳадиси ҳусни рухсорат чу гул то кардаам дафтар,
Варақро сурхрӯиҳост аз гуфтори рангинам.
Маро гӯӣ, Камол, оини ошиқ бедилӣ бошад,
Агар бедил наям, ҷоно, ман аз ишқи ту railинам.

***

Чӣ ранҷам аз ту, гар куштӣ ба нозам,
Ки нозат умри нав бахшид бозам.
Чу корам ҷуз буридан нест аз хеш,
Чаро бошад зи теғат эҳтирозам?
Табибӣ, шарбати ман гар насозӣ,
Зи қанд обе ба хуни дил бисозам.
Зи абрӯят чу рӯ орам ба меҳроб,
Сари зулфат бувад иқди намозам.
Назар каҷ бохтӣ, гуфтӣ, ба он зулф,
Ду рух дорад, чӣ гуна каҷ набозам?
Сари зулфат маро умри дароз аст,
Худовандо, бидеҳ умри дарозам!
Камол аз бандагони мост, гуфтӣ,
Бад-ин иқбол доим сарфарозам.

Ҳуқуқи нозу итоби ҳабиб ман донам,
Ту ҳақшинос наӣ, эй рақиб, ман донам.
Ниҳода бар сари хон ишқи ӯ кабоби ҷигар,
Ба нияти кӣ ниҳод он насиб, ман донам.
Чу ман кашидаам аз ҷаври ӯ басе фарёд,
Чиҳо кашид зи гул андалеб, ман донам.
Нуҳуфта маънии нозук басест дар хати ёр,

Ту фаҳми он накунӣ, эй адиб, ман донам.
Дилам ба зулфи ту чун аст, аз ин ғариб мапурс,
Ки шом чун гузарад бо ғариб, ман донам.
Сабо чӣ гуфт, шунидӣ, ба ман раҳо кун зулф,
Ки атрсой манам, қадри тиб ман донам.
Камол, ғам махӯр аз дарди дил, ки дилбар гуфт:
Ки ин илоҷ надонад табиб, ман донам.

***

Хаёли чашму абрӯят шабе дар хоб медидам,*
Ту гӯӣ, ҷодувони маст бар меҳроб медидам.
Зи дасти чашму дил он дам тани ғамдидаи худро
Гаҳе дар оташи меҳнат, гаҳе дар об медидам.
Таманнои руху зулфат чу мекардам дар он савдо,
Ба рӯзи равшан он соат шаби маҳтоб медидам.
Ба гирди хотири ғамгин чаро гаштӣ майи рангин,
Гар аз ҷоми лабат ҷонро даме сероб медидам?
Чу хоки остони ту ҳамеояд ба чашми ман,
Кушода бар дари бахтам даре з-он боб медидам.
Зи ҳаҷрат сӯхтам, роҳат намекардам таманное,
Вале ҳар гуна меҳнатро басе асбоб медидам.
Камоли хастаро ҳар дам ба ёди лаъли дурборат
Равон аз чашмаи чашмаш ақиқи ноб медидам.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Холи лаби туст доғи ҷонам,
Дилсӯхта з-ину кушта з-онам.
Хоке, ки бар он нишони он пост,
Аз оби бақо диҳад нишонам.
То рух ниҳамаш, пас аз фано низ
Шатранҷ кунед аз устухонам.
Аз чашми ту дод хостам, гуфт:
Ман туркаму порсӣ надонам.
Ҳиндуи муборак аст, гуфтӣ,
Дар фоли ту холи дилситонам.
Ман низ бар он сарам, ки сад ҷон
Дар пои муборакат фишонам.
Дар пеши Камол агар нишинӣ,
Бар дидаи равшанат нишонам.

***

Дорам он сар, ки сари зулфи нигоре гирам,*
Бар сари кӯи дилором қароре гирам.
Хирқа бифрӯшаму дафтар гарави бода кунам,
Ҷоми май нӯшаму аз равза каноре гирам.
Остин бар ҳама афшонаму аз ҷону ҷаҳон
Даст кӯтаҳ кунаму домани ёре гирам.
Шиканам тавбаву дар ҳалқаи савдозадагон
Бо сари зулфи нигоре сарукоре гирам.
Гарчи рӯзе ба шаб овард, мапиндор, ки ман

Аз хатат бар дили ошуфта ғуборе гирам.
Гӯ, насиҳат макун аз рӯи ту, эй зоҳиди шаҳр,
Носеҳ он нест, ки ӯро ба шуморе гирам.
Гар ту себи занахи хеш напӯшӣ зи Камол,
Ман барои дилам аз рӯи ту боре гирам.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Дар ин заҳмат, ки ин навбат ман аз реши дарун дорам,
На ҳастам тоқати рафтан, на имкони сукун дорам.
Даруни хилвати хотир туӣ маҳрам, ту медонӣ,
Ки шавқи орзумандӣ зи ту аз ҳад бурун дорам.
Ту ҳамчун субҳ механдиву ман чун шамъ мегирям,
Намедонӣ, ки ин ҳолат ман аз сӯзи дарун дорам.
Зи васлат подшоҳонро ба ҷуз ҳирмон нашуд ҳосил,
Мани беҳосили мискин чунон уммед чун дорам?
Зи дил як қатра хун мондаст аз ҳаҷри ҷигарсӯзат,
Вале дар ҷӯйбори дида сад дарёи хун дорам.
Надидам ҳеч бархурдорӣ аз сарви қадат ҳаргиз,
Чӣ суд аз ҳиммати олӣ чу бахти сарнагун дорам.
Камол, аз дунйии дунам чӣ тарсонӣ, чу мегӯӣ:
Ҷавонам, ошиқам, мастам, ғам аз дунёи дун дорам?

***

Дардест дар дарунам, дармони он надонам,*
Соқӣ, биёр ҷоме пурзаҳру вораҳонам.
Аз пеш баргирифтам рахти вуҷуд, пеш ой,
То як нафас бубинам рӯи ту, пас намонам.
Дур аст кӯи ҷонон, эй боду ман заифам,
Фарёди ҷони ман рас в-он ҷойгаҳ расонам.
Ҷонам бикост чун шамъ, эй боди субҳ, охир,
Аз куштанам чӣ хоҳӣ, ман худ зи мурдагонам?!
Ҷаври ман аз табиб аст, дарди ман аз ҳабиб аст,
Он ғусса бо кӣ гӯям, ин қисса бо кӣ ронам?
Дар банди тан дареғ аст ҷони паринажодам,
Девонавор ногаҳ занҷир бигсалонам.
Ҳоли Камол, гуфтам, як шаммае бигӯям,
Чун меҳрубон надидам, мӯҳр аст бар даҳонам.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Дил бирафт аз дасти мо, танҳо на дил, дилдор ҳам,
Ҷонам аз дарди ҷудоӣ хаста шуд, афгор ҳам.
Охир омад рӯзи васлу рӯзгори айш низ,
Чашм хобонид бахту давлати бедор ҳам.
Гар бигӯям пеши ёрон дарди бедармони хеш,
Бар мани ғамгин бигиряд ёр ҳам, ағёр ҳам.
Бевафоӣ бин, к-аз ӯ ҷуз пурсишам уммед нест,

Хотири ёрӣ намеҷӯяд бад-ин миқдор ҳам.
Гар биранҷонад маро аз дигарон бисёртар,
Ҳам наранҷам, балки дорам миннати бисёр ҳам.
То ғаму андӯҳи ӯ ғамхору мӯнис шуд маро,
Фориғу осудаам аз мӯнису ғамхор ҳам.
Бо рухи ӯ меҳри пинҳон чанд меварзӣ, Камол?
Ин сухан дар кӯй шуд машҳуру дар бозор ҳам.

***

Дил зи чашми ӯ ба нозе маст шуд бе хеш ҳам,
Ноз худ, гӯ, беш кун, то мирамаш з-ин беш ҳам.
Чун бад-он қонеъ шудам, к-аз ғамза дилҳо реш сохт,
Мефишонад аз лаби хандон намак бар реш ҳам.
Хоки пои ӯ ба дида, гуфта будам, тӯтиёст,
Нек будаст он назар, дидам ба чашми хеш ҳам.
Кардаам андешаи неке, ки дигар нашнавам
Дар ғами ӯ қавли носеҳ, панди некандеш ҳам.
Сарзаниш дар ишқи ӯ дилро бад-он монад, ки реш,
Пур бувад аз дарду бар сар мезанандаш неш ҳам.
Вақти қатл, эй теғ, агар беҷурмиям бинӣ, зи шарм
Сурх гардӣ дар даму сар афканӣ дар пеш ҳам.
Гуфта будӣ дӣ: Палосат з-атласи мо беҳ, Камол.
Бо ҳама олам палосу бо мани дарвеш ҳам.

Дил гирифт аз бутони маҳрӯям,
Рост гӯям, дурӯғ мегӯям.
Мастам аз бӯи анбаринмӯён,
Нест ҳушёр як сари мӯям.
Мекунам з-он лабу даҳон пурсиш,
Ошиқам, нуқлу бода меҷӯям.
Номи он лаб чу мебарам ба забон,
Лаб ба оби ҳаёт мешӯям.
Шодии вақти ман, ки дар ҳама умр
Бо ғами ӯву меҳнати ӯям.
Бод агар хоки ман барад ҳар сӯ,
Накашад меҳри дил ҷуз он сӯям.
Обрӯ боядат, бигӯй, Камол,
Ба тафаххур, ки хоки он кӯям.

***

Дил нест ба дастам, бари дилбар чӣ фиристам?
Ҷон ҳаст, вале чизи муҳаққар, чӣ фиристам?
Ғам нест аз инам, ки фиристам бари ӯ ҷон,
Андеша аз он аст, ки барсар чӣ фиристам?
Аз дида ба хоки дари ӯ ҷуз гуҳари ашк
Нақде, ки расонанд равонтар, чӣ фиристам?
Гар дил талабад марҳами тире ба сари реш,
З-он ғамза ба дил ҷуз сари ништар чӣ фиристам?
Бод аст ҳамин аз ту ба дасти мани муфлис,

Ҷуз нолаву фарёд бар он дар чӣ фиристам?
Берун зи дуое, ки барояд саҳар аз даст,
Дастам надиҳад тӯҳфаи дигар, чӣ фиристам?
Чун бар дару боми ту нахоҳам, ки парад мурғ,
Ман худ бипарам, хат ба кабӯтар чӣ фиристам?
Шавқи лаби чун қанди туам гарчи басе ҳаст,
Пеши ту суханҳои мукаррар чӣ фиристам?
З-ин сон, ки Камол аст зи ҳиҷрони ту гирён,
Бо номабарат ҷуз ғазали тар чӣ фиристам?

Дӯш аз ғами ӯ шикаста будам,
Бо зулфи каҷаш нишаста будам.
Пайванд ба он таноб карда,
Аз риштаи ҷон гусаста будам.
Дасти ману зулфи ёр, ҳошо,
Бар хеш дурӯғ баста будам.
Хуш буд дилам ба нози он чашм,
Аз ғамза агарчи хаста будам.
То бар кафи пош молам ин рӯй,
Сад бор ба ашк шуста будам.
Аз оташи ҳаҷр, чашми бад дур,
К-он шаб чу сипанд ҷаста будам.
Филҷумла, ба давлати рухи дӯст,
Аз нанги Камол раста будам.

***

Дӯш бо худ тарона мегуфтам,
Ғазале ошиқона мегуфтам.
Ҷом бар каф ҳикояти лаби ёр
Ба шароби муғона мегуфтам.
Шабам аз зулфи ӯ чу буд дароз,
Бо хаёлаш фасона мегуфтам.
Сифати донаҳои гавҳари ашк
Пеши дурри ягона мегуфтам.
Дар миёни ситораҳо маҳро
Пеши ҳуснаш миёна мегуфтам.
Ғамзаашро чу тир мегуфтанд,
Дили худро нишона мегуфтам.
З-оташи рӯи маҷлисафрӯзаш
Шамъро як забона мегуфтам.
Сари зулфаш чу шона мезад бод,
Аслаҳуллоҳ шона мегуфтам.
Гар зи сар мегузашт оби ду чашм,
Бо кас ин моҷаро намегуфтам.
То дами субҳ саргузашти Камол
Сар бар он остона мегуфтам.

Рухат рашки қамар гуфтем, гуфтем,
Даҳонатро шакар гуфтем, гуфтем.
Чу ширинтар зи ҷонӣ дӯстонро,
Зи ҷонат дӯсттар гуфтем, гуфтем.
Чу сирри ишқи мо донист ағёр,
Ба ёрон ин хабар гуфтем, гуфтем.

Ғамат гуфто: Бигӯед андар ин роҳ
Ба тарки ҷону сар гуфтем. Гуфтем.
Рақибатро, ки саг бисёр аз ӯ беҳ,
Чӣ шуд, гар з-он батар гуфтем, гуфтем.
Маро номеҳрубон гуфтанд, гуфтӣ,
Нагуфтем ин, агар гуфтем, гуфтем.
Чӣ ранҷӣ, гар Камол, они худат гуфт,
Дурӯғе ин қадар гуфтем, гуфтем.

***

Раҳмат ориву кунӣ чораи ин дарди ниҳонам,*
Гар бидонӣ, ки зи ҳаҷри ту чӣ сон мегузаронам.
Чанд бар кӯи ту бар бӯи ту бар хок нишинам?
Оташи сина ба оби мижа то чанд нишонам?
Дар каманди худам овардиву чун тир биҷастӣ,
Эй камонабрӯи ман, аз ту на ин буд гумонам!
Рӯи зардам нигару рӯй магардон, ки нашояд,
Ашки ман бину чу ашк аз назари хеш маронам.
Ҷон ба расме чу ба пои ту Камол андозад,**
Қадаме ранҷа кун, эй ҷону зи худ бозраҳонам.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.
** Ин мисраъ дар дигар вазн аст ва дар нусхаи Давлатободӣ чунин сабт шудааст.

---

Рух бипӯшиду ҷигар месӯзадам,
Оташи пинҳон батар месӯзадам.
Хона гар аз об созам чун ҳубоб,
Оҳи дил девору дар месӯзадам.
Ёди он лаб, дил, ки хунолуд аз ӯст,
Чун намак бар реши тар месӯзадам.
Боз сар бар мекунам пешаш чу шамъ,
Гарчи аз по то ба сар месӯзадам.
Сӯхт ҷонам нози ӯ, бошад ҳалол,
Гар ба як нози дигар месӯзадам.
Номаи шавқам кабӯтар диду гуфт:
Чун барам, чун болу пар месӯзадам.
Гар зи чашми бад дилаш тарсад, Камол,
Ман сипандам, гӯ, агар месӯзадам.

***

Дӯш бе рӯи ту рӯ аз хуни дил тар доштам,*
Бор дар дил, пой дар гил, даст бар сар доштам.
Дода ҷон барбоду бар хоки раҳат бинҳода рӯй,
Дида ғарқи обу дил дар айни озар доштам.
Бе фурӯғи шамъи рӯи маҷлисороят чу шамъ
Ашки чун сими равон бар рӯи чун зар доштам.
Дар хаёли лаъли гавҳарпӯши луълуъпоши ту
Домани мижгон пур аз ёқути аҳмар доштам.

То саҳар ҳамчун Камол аз интизори ваъдаят
Сар ба зону, чашм бар раҳ, гӯш бар дар доштам.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

Рафт аз дасти ман он зебо нигоре, чун кунам?
Нест дар дастам инони ихтиёре, чун кунам?
Дар ҳама аҳволам ӯ будӣ, ки будӣ ғамгусор,
Ин замон ҷуз ғам надорам ғамгусоре, чун кунам?
Дӯстон гӯянд, ҳон, тадбири кори хеш кун,
Ман, ки корафтодаам, тадбири коре чун кунам?
Дар миёни мо ҳадисе чун нарафт, ӯро чӣ рафт?
Ҳар яке гӯяд ҳадисе аз каноре, чун кунам?
Ҳеч борам бар тану ҷон инчунин боре набуд,
Охир, эй ёрон, ҳамегӯед боре, чун кунам?
Ваъдаи дидор фармудасту бар уммеди он
Мекунам ночору ноком интизоре, чун кунам?
Ҳар касе гӯяд фалонӣ бедилу бедин шудаст,
Ман чунин гаштам, ки мегӯед, оре, чун кунам?
Як замон бе ӯ бимондам, сад хиҷолат мебарам,
Вой, агар бе ӯ бимонам рӯзгоре, чун кунам?
Дар чунин ҳолат зи ёрон чашми ёрӣ доштам,
Чун надидам ёрие аз ҳеч ёре, чун кунам?

***

Рӯят гули сероб нагӯем, чӣ гӯем?
Он лаб шакари ноб нагӯем, чӣ гӯем?
Он зулфи камандафкану рухсору ҷабинро
Дузду шаби маҳтоб нагӯем, чӣ гӯем?
Тафсири ду абрӯи ту, к-он сураи Нун аст,
Пайваста ба меҳроб нагӯем, чӣ гӯем?
Дидем шабе зулфи ту, ҷуз фитнаву тороҷ
Таъбири чунин хоб нагӯем, чӣ гӯем?
Чавгони сари зулфи туро шуд дили мо гӯй,
Ин қисса ба аҳбоб нагӯем, чӣ гӯем?
Ин чеҳраву ин ашки равонро ба давидан
Лавҳи зару симоб нагӯем, чӣ гӯем?
Чун қасди Камол аз ғазал он сурати зебост,
Шеъри тари чун об нагӯем, чӣ гӯем?

Рӯзи ид асту ман имрӯз бар он дар мирам,
Ки диҳам ҳосили сирӯзаву соғар гирам.
Ду-се моҳ аст, ки дурам зи рухи соқиву ҷом,
Бас хиҷолат, ки бар ӯ омад аз ин тақсирам.
Ман ба хилват нанишинам пас аз ин, гар ба масал
Зоҳиди савмаа бар пой ниҳад занҷирам.
Панди пирона диҳад воизи шаҳрам, лекин
Ман на онам, ки дигар панди касе бипзирам.

Он ки бар хоки дари майкада ҷон дод, куҷост?
То ниҳам бар қадами ӯ сару пешаш мирам.
Халқ гӯянд, ки бе пир мабар ранҷ, Камол,
Солхӯрда майи имрӯз беҳ аз сад пирам.

***

Рӯзу шаб аз ғами ишқи ту дар андеша дарам,*
Курта аз сабр зи ҳаҷри ту ба ҳар лаҳза дарам.
Ашки ҳамчун дуру рухсораи чун зар дорам,
Ғайри ин ҳасту маро нест дигар ваҷҳи дирам.
Гарчи дар хонаи дилгири фироқам, ногаҳ
Дар ҳарими ҳарами васл кушоед дарам.
Марази ишқи туро сабр даво месозам,
Ту ҷафо мекуниву ман ба вафои ту дарам.
То бубинам рухи зебои ту ногоҳ зи дур,
Мани дилхаста ба кӯи ту аз он мегузарам.
Эй, малак, сурати хуби ту чу шуд мулки дилам,
Ҷон зи дасти ғами ишқат ба саломат набарам.
Даст аз ишқи туву пой зи кӯят накашам,
Агар андар раҳи ишқи ту бибурранд сарам.
Аз сари ҳар ду ҷаҳон бигзарам аз шодии он,
Гар кунад чашми ту аз лутфи дигар як назарам.
З-он ки дар хотири ман ишқ гирифтаст Камол,
Ҳаст дар хотир аз он дарду алам бештарам.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ манзур мешавад.

Рӯзи нишот асту айш, бода биёреду ҷом,
З-он ки ба ҷон омадам дар ғами номусу ном.
Ҳаст маро орзу як-ду мурод аз ҷаҳон -
Сӯҳбати ёрони хуш, сиҳҳату шурби мудом
В-ар набувад ҳеч аз ин, давлати ҳусни ту бод,
Ишқи ту моро бас аст, дарди ту моро тамом.
Завқи даруниву дард лозимаи ошиқист,
Ҳар кӣ дар ӯ ин ду нест, ишқ бар ӯ шуд ҳаром.
Гар на бишӯям ба май синаи пурҷӯшро,
Аз сари ман кай равад ин ҳама савдои хом?
Пушту паноҳи ман аст сарвқади олият,
Сояи олӣ-т бод бар сари мо мустадом.
То ба ту вобастаам, кулливу ҷузвии кор,
Фориғам аз неку бад, эминам аз хосу ом.
Сайъ басе кардаам, то ба ту раҳ бурдаам,
Ғояти саъйи Камол ҳаст ҳамин, вассалом!

***

Зери лаб қанди мукаррар суханатро гуфтам,
Гар туро ҳеч нагуфтам, даҳанатро гуфтам.
Гарчи гуфтам ба шабехун дари дилҳо шиканӣ,
Ин сухан зулфи шикандаршиканатро гуфтам.
Аз суханҳои латифам зи тарӣ об чакид,
Ҳар сухан, к-аз дили софӣ баданатро гуфтам.

Ман ба ҷонат, ки нагуфтам, тани ту барги гул аст,
Ба либоси дигаре пераҳанатро гуфтам.
Даст бардошт басе сарву суман омин гуфт,
Ҳар дуое, ки саҳар ҷону танатро гуфтам.
Заҳанат дидаму гуфтам, ки ту себиву биҳӣ,
Ҳар чӣ омад ба даҳонам, заҳанатро гуфтам.
Дил, ки аз тири ту бигрехт, нишонаш ба Камол
Чашми ошиқкуши новакфиканатро гуфтам.

Соқӣ, биёр шишаи май, то ба ҳам хурем,
К-аз чархи шишабоз ҷигархун чу соғарем.
Киштист ҷоми бодаву ғам баҳри пур зи мавҷ,
Киштӣ равона соз, к-аз ин варта бигзарем.
Мутриб талаб кунему ба базм оварем чанг,
Гар чангамон ба чанг наёяд, най оварем.
Ринди шаробхона ба сар мебарад сабӯ,
Мо ҳам бар он сарем, ки бо ҳам ба сар барем.
Бар фарқ хоки он дару бар сар шароби лаъл,
Гоҳе зи лаълу гаҳ зи гуҳар тоҷбарсарем.
Бинем оби Хизр дар оинаи қадаҳ,
Моро мабин ҳақир, ки Хизру Сикандарем.
Бо мӯҳтасиб бигӯву матарс аз касе, Камол,
Гар бода мехӯрем, ҳаққи кас намехурем.

***

Солҳо шуд, ки дар такупӯем,
Ту ба моӣ, аҷаб, чӣ меҷӯем?
Вақти он шуд, ки аз ҳадиқаи унс
Гулу райҳони дӯстӣ бӯем.
Шокириҳост з-он даҳон моро,
Аз ту розӣ ба як сари мӯем.
Васфи қадди ту пеши абрӯи ту
Қаҷ нишастему рост мегӯем.
Сар фурӯ бурда чун сари зулфат,
Ҳалқа-ҳалқа ба фикри он мӯем.
Халқ резанд хуни мо аз рашк,
Гар бигӯем куштаи ӯем.
Ёфтӣ шоҳии ду кавн, Камол,
То ки гуфтӣ, гадои он кӯем.

Саҳар хурӯшкунон бар дарат гузар кардем,
Зи ҳоли худ саги кӯи туро хабар кардем.
Миёни мову сагонат хусумате гар буд,
Бар остони ту дӯшина сарбасар кардем.
Шаби фироқ зи дасти шикояти дили хеш
Ба оҳи субҳидаму нолаи саҳар кардем.
Агарчи шамъ ба рӯи ту хирагиҳо кард.

Бубин, ки бар сари ҷамъаш чӣ гуна баркардем.
Зи мушк дарди сар афзояду зи зулфи ту мо
Аҷабтар ин ки мудовои дарди сар кардем.
Агар Камол зи зулфи ту кард қисса дароз,
Биё, ки мо ба даҳони ту мухтасар кардем.

***

Сар бар дари туам, бинигар сарбаландиям,
Эй ман саги ту, авф кун ин худписандиям.
Гӯ, ҳиндуи ду чашми ту баркаш зи ғамза теғ,
Ман он наям, ки аз ту бурад теғи ҳиндиям.
Хуш гуфт зулф бо лаби ҷонбахши ту шабе:
Хунӣ туӣ, чаро мани афтода бандиям?
Гуфтӣ: Ба пурсиши ту чу оям, чӣ орамат?
Раҳме биёр бар ману бар мустамандиям.
Хез, эй табиб, марҳаму дармон зиён макун,
К-ин дарди ӯст, доғ кунад судмандиям.
Аз ман бубаст чашм ба ҳангоми нозу гуфт:
Ҳорут, гӯ, биёву бубин чашмбандиям.
Бо лутфи табъ мардуми Шероз, эй Камол,
Бовар намекунанд, ки гӯӣ Хуҷандиям.

Сари зулфи ту кард охир ба савдое гирифторам,
Ки дигар аз парешонӣ сари худ барнамеорам.
Табиби ман, илоҷе кун, ба ҳар ҳоле, ки медонӣ,
Ки пеши чашми ту мирам, к-аз ин андеша беморам.
Зи лаълат бурдаам бӯе, аз он афтода дар дайрам,
Ба зулфат бастаам аҳде, аз он дар банди зуннорам.
Ба шавқи чашми ҷодуят, ба завқи тоқи абрӯят
Гаҳе дар гӯшаи масҷид, гаҳе дар кунҷи хамморам,
Камол, аз мастиву риндӣ чу як соат нашуд холӣ,
Надонам, оқилон аз чӣ сабаб хонанд ҳушёрам?

***

Сар, ки бар пои ту бинҳодам, аз он бардорам,
То бад-ин ҷурму хато ҷон ба ғаромат орам.
Баъд аз ин рух наниҳам бар кафи поят бе чашм,
Рухи гулбарг ба хори мижа чанд озорам?
Чун шавад бебаракат ҳар чӣ шуморанд онро,
Бӯсаҳое, ки бар он по бизанам, нашморам.
Дузд дар хоб барад рахт, аҷаб, чун duздид
Дилам он маҳ, ки зи ишқаш ҳама шаб бедорам?
Шуд ду чашми ту зи нодидани рӯят бемор,
Ба ҳамин ранҷ мани хастаҷигар беморам.
Нақш бар об задан гарчи набандад сурат,
Ман ба ҷуз нақши ту бар дидаи тар нангорам.

Ту ба рух моҳу хурӣ, бар рухи ту чашми Камол,
Шукрҳо дорам аз ин чашм, ки бархурдорам.

Шоҳи мурғонам, сӯи тахти Сулаймон мепарам,*
Сайди ман ишқ асту дил пиру иноят раҳбарам.
Хирқаи мо то ба далқи жандапӯшон шуд бадал,
Нусхаҳо бурданд наққошони Чин аз пайкарам.
Бе хату килку варақ равшандилон бархондаанд
Ояти нурассамовот аз замири анварам.
Дигарон ҷон мекананд аз ҳасрати молу манол,
Ман ба мулки нестӣ имрӯз ҷон мепарварам.
То ҳимоят ёфтам андар ҷавори Маслаҳат,
Дар миёни аҳли ирфон ман Камоли мазҳарам.

***

Шаб, ки зи ҳасрати рухат чашм ба моҳ кардаам,
Сӯхта Моҳу Зӯҳраро, сина пуроҳ кардаам.
Дархури теғ дидаам пеши ту фарқи хешро,
Аз ту ба офтоб агар тез нигоҳ кардаам.
Гарчи зи хуни куштагон гашт рақиб сурхрӯй,
Боз манаш ба дуди дил рӯйсиёҳ кардаам.
Носеҳ, агар бубиниям рӯй ба хоки роҳи ӯ,
Ҳеч магӯй, к-аз ту беҳ рӯй ба роҳ кардаам.
Буд ҳамеша, ҷони ман, расми ту бегунаҳкушӣ,
Ҳеч намекушӣ маро, ман чӣ гуноҳ кардаам?
Хат чу дамид бар рухат, меҳри дилам зиёд шуд,
Номи хатат ба он нишон меҳргиёҳ кардаам.
Он чӣ Камол аз он ду рух кард баён дар ин ғазал,
Саҳл мабин, ки фикри он ман ба ду моҳ кардаам.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

Шабе, ки бе рухи он шамъи маҳҷабин бошам,
Ба нола ҳамдаму бо дард ҳамнишин бошам.
Маро, ки меҳри дилафрӯз дар дил аст чу субҳ,
На содиқист, ки бе оҳи оташин бошам.
Гарам маҷол бувад дар ҳарими ҳазрати дӯст,
Чаро муқайиди фирдавсу ҳури ин бошам?
Туро, ки хирмани мушк аст гирди моҳ, чӣ бок,

Агарчи ман зи гадони хўшачин бошам?
Камол ошиқу риндаст ҳолиё зи азал,
Зиҳӣ саодат, агар то абад чунин бошам!

***

Шўхчашмем кашад дил, ки кушад аз нозам,
Ҳиммате дор, ки худро бари ёр андозам.
Ман чу шамъам, ки гарам сўз ба поён бирасад,
Сўхтан пеши рухи дўст зи сар оғозам.
Пеши мардум агар аз дида наяфтодӣ ашк,
Ҳаргиз аз парда бурун менафитодӣ розам.
Гар садам айб ба майхориву риндӣ пайдост,
Дар ниҳон як ҳунарам ҳаст, ки шоҳидбозам.
Нашнавад нолаам аз заъфи дарун ҳеч табиб,
З-он ҷаҳон ояд, аз ин чун шунавад овозам?
Дўш таб доштаму шаб ҳама шаб гарм бад-он,
Ки шавӣ ранҷаву ой ба аёдат бозам.
Боз гуфтам ба таби ҳарза, ки гўянд, Камол,
Ин суханҳои муҳол аст, ки мепардозам.
Дарди ҷонсўзам агар ину ҷароҳат ин аст,
Марҳам он беҳтару дармон, ки бад-инҳо созам.

Сўҳбати ошиқу ҳабиб ба ҳам,
Васли гул дону андалеб ба ҳам.
Ғам ҷигар сохт қисмати ману дил,
Ҳар ду хўрдем он насиб ба ҳам.
Ба тафоул қирони таҳсинрост
Дидани носеҳу адиб ба ҳам.
Мешикофанд сақфи мақсура
Наъраи воизу хатиб ба ҳам.
Нест фарқе миёни он ду бузург,
Гар бубинӣ сагу рақиб ба ҳам.
Ранҷ диданд ҳар дуву ваҳшат
Аз ман афсунгару табиб ба ҳам.
Ёфт шўҳрат, чу ҷамъ кард Камол
Ғазалу маънии ғариб ба ҳам.

***

Сўҳбати ёр биҳиштест пур аз нозу наим,
Эй, хуш он дам, ки ба мо ояд аз он равза насим.
Ҳур, чашми сияҳат хонд беҳ аз наргису гуфт:
Натавон хонд аз ин беҳ, ки саводест сақим.
Нест хоки дари ў холӣ аз омадшуди ашк,
Рў ниҳад соили афтода ба даргоҳи карим.
Мекунам бому дари дида ба хуни мижа нақш,
То шавӣ аз паи наззора дар он гўша муқим.

Як диле дораму хоҳад зи ман он ғамзаву хол,
Теғи ҳиндуст, чу дар пеши ту созад ба ду ним.
Дид нақши даҳанат дил, чу ба рух фол кушод,
Бас маломат кашад аз ишқи ту, чун ояд мим.
Бар қадамҳои ту хоҳад, ки занад бӯса Камол,
Боз бинмо қадаме хоса ба муштоқи қадим.

Сад ҷон зи лабат ба вом гирам,
То пеши ту дамбадам бимирам.
Чандон ки ба хеш мекунам фикр,
Ҷуз фикри ту нест дар замирам.
Эй дуст, ки панд хоҳиям дод,
Хомӯш, ки душманат нагирам.
Сад дил диҳамаш, агар пазирад,
Гӯед ба ёри дилпазирам.
Бе зулфу рухаш наметавон буд,
Чун нест зи ҷону сар гузирам.
Дар ғорати ғамзаҳош карданд
Туркони сиёҳдил асирам.
Зад ғамза сӯи Камолу мегуфт:
Афсӯс, ки ҳайф рафт тирам.

***

Сӯҳбати зулфи каҷат рост наёяд ба қалам,
Моҳи нав бошад аз абрӯи ту бисёре кам.
Ту ба хубӣ на чунонӣ, ки шикеб аз ту тавон,
Ҳама савдои ту доранду мани ғамзада ҳам.
Бо ҳама ранҷи ғарибиву ғами танҳоӣ
Чун ғами ишқи туам мӯниси ҷон аст, чӣ ғам?
Куштаи ишқи ту ҳаргиз накунад майли ҳаёт,
Хастаи теғи ту қатъан напазирад марҳам.
Чашмам, ар тира шуд аз фурқати рӯи ту, равост,
Зуд ёбад халал он хона, ки бошад пурнам.
Рӯзгорест, ки хоки қадами туст Камол,
Ба вафоят, ки макаш доман аз ин хоки қадам.

Ишқи ту доғи бандагӣ боз ниҳод бар дилам,
Ному нишони муқбилӣ шуд ба ғами ту ҳосилам.
Пеши ду дида қадри ман бин, ки миёни мардумон
Ғайри хаёли рӯи ту кас наниҳад муқобилам.
Дарди дилам, табиб, гӯ, зуд макун муолиҷат,
Пурсиши дер-дери ту беҳ зи шифои оҷилам.

Нест азоб, хондаам, номзади биҳиштиён,
Аз назарам марон, чу шуд хоки дари ту манзилам.
Дил зи рақиб мекунад фикр, ба ман чу бигзарӣ,
Ҳайф, ки бигзарад чунин умр ба фикри ботилам.
Бар сари хоки ҳар касе лола бирӯяд аз ҳаво,
Ман чу равам дар ин ҳавас, нола барояд аз гилам.
Гуфт: Камол, оқибат дар сари зулфи мо расӣ,
Ҳам бирасам ба шаст, чун умр гузашт аз чилам.

***

Умрест, к-аз диёри ту маҳрум мондаам
В-аз шавқномаҳои ту сатре нахондаам.
То доманат ба дасти иродат гирифтаам,
Доман зи ҳар чӣ ғайри ту бошад, фишондаам.
Дар ҳайратам, ки бе ту чаро мурда нестам?
Дар хиҷлатам, ки бе ту чаро зинда мондаам?
Аз баҳри гарди сумми саманди ту ҳар даме
Гулгуни ашк дар ақибат тунд рондаам.
Безорам аз вуҷуди худ аз моҷарои ту,
Ин бо Камоли содадарун бозрондаам.

Умрест, ки аз хилват дар майкада мастурем,
Шаб масту саҳаргоҳон чун чашми ту махмурем.
Кас бӯи риё нашнид аз хирқаи мо - риндон,
Чун дур ба сад фарсанг аз зоҳиди мағрурем.
Ҳайрони ҷамоли ту мо - сӯхтагон як-як
Парвонаи он шамъем, мустағриқи он нурем.
Пай бурда ба кӯи ту, то ёфта бӯи ту,
Осуда ба рӯи ту аз ҷаннату аз ҳурем.
Эй ҷони гаронмоя, ту нуриву мо соя,
Бо мо чу ту наздикӣ,  мо аз ту чаро дурем?
То дарди диле гӯем, ку бо ту маҷоли он
Фарёд, ки натвон кард фарёд, ки ранҷурем.
Гӯянд, Камол аз ишқ шуд шӯҳра ба гумномӣ,
Чун зарра гумем, аммо аз меҳри ту машҳурем.

***

Ид меояду вақт аст, ки дар маҳ нигарем,
Парда баргир, ки аз маҳ ба ту муштоқтарем.
Аз ҷамоли ту, ки ид асту ба маҳ монад рост,
Гар гуморем назар бар маҳи нав, каҷназарем.
Ҳаст дар иди дигар куштани мо фикри баид,
Пеши рӯи ту чӣ мӯҳтоҷ ба иди дигарем?
Сари зулфат шаби қадр асту ғанимат шаби қадр,
Як шаб он иқд бигирему ғанимат шуморем.

Соқиё, бода деҳу нуқл, ки шуд навбати он,
Ки дигар рӯза хӯрему ғами фардо нахӯрем.
Паст шуд ғулғули тасбеҳу таровеҳу ҳанӯз,
Ба ҳақи рӯза, к-аз он валвала бо дарди сарем .
Рӯза хӯрдему қасам ҳам ба намози ту, Камол,
Ки дигар дарди сари хеш ба масҷид набарем.

Ғами дӯст ман муғтанам мешуморам,
Нишоте, ки бе ӯст, ғам мешуморам.
Ситамҳо, ки хотир надорад шумораш,
Аз он ғамза айни карам мешуморам.
Гадои туро подшаҳ мешиносам,
Фақири туро мӯҳташам мешуморам.
Ту ширинтарӣ, гуфтамаш, ё даҳонат?
Бигуфто, ки ӯро адам мешуморам.
Зи рӯи ту маҳро ба мизони ақлӣ
Агар пур шавад низ, кам мешуморам.
Қадам то наёвардаӣ дар раҳи ишқ,
Наранҷӣ, гарат беқадам мешуморам.
Камолат зи ҷон банда шуд, хоҷагӣ бин,
Ки худро чунин мӯҳтарам мешуморам.

***

Қадаҳе биёр, соқӣ, ки зи зӯҳд шармсорам,
Сари он надорам акнун, ки ба зӯҳд сар дарорам.
Ман аз он майе, ки хӯрдам зи азал ба ёди лаълат,
Ба ду чашми ниммастат, ки ҳанӯз дар хуморам.
Наравам ба таъни душман зи дараш ба ҳеч боме,
Ки саре ниҳодам ин ҷо, ки ба теғ барнадорам.
Ба назораи гулистони ҷамоли ӯ чу наргис
Ҳама чашм бошам он дам, ки зи хок сар барорам.
Зи майи муғона имшаб каму беш ҳар чӣ бошад,
Бидиҳед, эй ҳарифон, мадиҳед интизорам.
Қадаҳе намой, соқӣ, ки расам ба дайри маънӣ,
Ки зи хонақоҳи сурат накушод ҳеч корам.
Чӣ зиён, агарчи гаштам чу Камол ринду ошиқ,
Ки зи зӯҳду некномӣ ҳама умр буд орам.

Қароре кардаам бо худ, ки чун дар пеши ёр афтам,
Ба хоки пои ӯ бехуд биғалтам, беқарор афтам.
Маро гӯянд чун бинӣ зи дураш, бехабар афтӣ,
Ду чашмам чор шуд, то кай ба он маҳваш дучор афтам?
Бад-он савдо, ки аз боғи ҷамоли ӯ барам бӯе,
Чу зулфаш гоҳ дар гулшан, гаҳе дар лолазор афтам.
Сари ҷони гиромӣ чун надорад қадр чандоне,

Чу инҳо пеши ӯ резам, зи рӯяш шармсор афтам.
Ба новакҳои сайдафкан, хушо он ғамзаву мижгон,
Ки ҳар як дар шикор афтанду ман ҳам дар шикор афтам.
Самоъи ту куҷо монад ба ҳолоти ман, эй сӯфӣ,
Ки ту қасдан ба рақс оиву ман беихтиёр афтам.
Ба зикру фикр агар рафтӣ, Камол, инак туву хилват,
Маро бигзор, то дар фикри рӯи он нигор афтам.

***

Гар ба майхона ҳарифи маю шоҳид бошам,
Беҳ, ки дар савмаа биншинаму обид бошам.
Вақти он шуд, ки иқомат ба харобот кунам,
То ба кай мӯътакифи гӯшаи масҷид бошам?
Домани пири муғон гар фитад ин бор ба даст,
Мани саргашта чаро толиби муршид бошам?
Солҳо бар дари майхона нишинам беҳ аз он,
Ки аз ин гӯшанишинони муқаллид бошам.
Зӯҳд дар савмаа меварзаму ин риндӣ нест,
Риндӣ он аст, ки дар майкада зоҳид бошам.
Ёр агар з-оҳи мани хаста накӯ андешад,
Фориғ аз қасду бадандешии ҳосид бошам.
Зиндагӣ дар сари тақво шуду ҳайф аст, Камол,
Ки ҳама умр дар ин фикрати фосид бошам.

Гар бе ту як-ду дам мани бемор зистам,
Аз ғамзаи ту хаставу афгор зистам.
Аз ман чу нимнози дигар доштӣ дареғ,
Чун сайди нимкушта ба ночор зистам.
Тан гарчи рӯзи ҳаҷр задӣ, боз шуд ҳалок,
Шармандаам зи ёр, ки бисёр зистам.
Ризвон ба равза, Хизр ба оби ҳаёт зист,
Ман бо хаёли он лабу рухсор зистам.
Кавсар зи санги турбати ман гар чакад, равост,
Чун солҳо ба ёди лаби ёр зистам.
Ҳар бор, к-аз карашма маро ғамзаи ту кушт,
Аз завқи куштани ту дигар бор зистам.
Гуфтӣ, кушам зи ҷумла туро пештар, Камол,
Ман бештар барои ҳамин кор зистам.

***

Гар ту сар хоҳӣ зи ман, сар бо ту биспорам, ба чашм,
Сар чӣ бошад, ҳар чӣ дорам дар назар, орам ба чашм.
Гуфтаӣ: Бардор, аз хоки дари мо рӯи хеш!
Гарчи гард аст он на рӯ, он гард бардорам ба чашм!
Гуфтаӣ: Наззораи рӯям ба чашми ман гузор!
Чун ту чашми дигарӣ, ғам нест, бигзорам, ба чашм!
Гуфтаӣ: Аз дур бишмар иқдҳои зулфи ман!
Гарчи бе ангушт душвор аст, бишморам ба чашм.

Гуфтаӣ: Сарномаи ишқам ба хуни дил нигор!
Созам аз мижон қалам в-он нома бингорам ба чашм.
Гуфтаӣ: Поям бибӯс, озурдаи мижгон масоз!
Мардуми чашми дили мардум наёзорам ба чашм.
Гуфтаӣ: Аз мо нигаҳ дор обрӯи худ, Камол!
Хоки кӯи туст оби рӯ, нигаҳ дорам, ба чашм!

Гар ҷон зи мани дилшуда хоҳӣ, бисупорам
В-ар дидаи равшан талабӣ, дар назар орам.
Ронӣ зи дари хешаму сад узр биёрӣ,
Савганд ба ёрӣ, ки ман он дар нагузорам.
Гар чашми туро ёркушӣ рӯй намудаст,
Ман низ бад-он шева, ба чашми ту, ки ёрам.
Гуфтам ба қадаш: Ҳеч надорӣ сӯи мо майл.
Гуфто, ки: Бале, ман алифам, ҳеч надорам.
Дӣ гуфт: Бикаш бори ғаму бори фироқам!
Чун мекашам, аз баҳри чӣ фармуд ду борам?
Хунҳо равад аз рашк миёни ману мардум,
Ҳар бор, ки чун ашк дароӣ ба канорам.
Гар бигзарад ӯ пеши Камол аз раҳи таъҷил,
Хун гиряму гил созаму он роҳ барорам.

***

Гар худ ҳазор санги маломат ба сар хӯрам,
Чандон ки зиндаам, ғами он симбар хӯрам.
Обе, ки аз сафоли сагонаш равад ба ҳалқ,
Беҳ з-он шароби лаъл, ки аз ҷоми зар хӯрам.
Резам ба бода хуни ҷигар, гар барам ба кор,
Бе рӯи ёр бода ба хуни ҷигар хӯрам.
Тире ба чашм хӯрдаму серӣ нашуд аз он,
Бифрист дигаре, ки ба чашми дигар хӯрам.
Ояд хушам чу бод, ки бар наргисе занад
Муште, ки аз рақиби ту бар чашми тар хӯрам.
Умр аст ёру халқи ҷаҳон дар дуои ӯ,
Ман дар дуои хеш, ки аз умр бар хӯрам.
Гуфтӣ: Сухан магӯй, Камол, он даҳан бибӯс!
Ман тӯтиям, сухан кунам, он гаҳ шакар хӯрам.

Гар дил талабӣ аз ман, ҷон ҳам ба ту дарбозам
В-аз дидаи хунафшон он низ равон созам.
Дар пои ту ғалтидан корест писандида,
Коре, ки чунин бошад, ҳар дам зи сар оғозам.
Гуфтам, ки: Чӣ расм аст ин бар рӯи ту бурқаъ? Гуфт:
Расмест баду хоҳам, к-ин расм барандозам.
Гар шамъ расад дар ту, бигзорамаш аз ғайрат,

Боре чу ҳамесӯзам, бигзор, ки бигдозам.
Аз заъф чунон гаштам, к-ин қисса агар гӯям
Ҳамчун паша дар гӯшат, ҳам нашнавӣ овозам.
Зулфи ту ба ҷону сар бастаст гарав бо ман,
То ту барӣ ин бозӣ, ман каҷтар аз ӯ бозам.
Гар чашми Камол аз ту бар ҷону ҷаҳон афтад.
Бо мардуми дунҳиммат минбаъд напардозам.

***

Гар диҳад дастам, к-аз он ораз ниқобаш барканам,
Бӯсае ду аз рухи чун офтобаш барканам.
Талх гардад коми айши ман, чу дандони тамаъ
Аз лаби ширини чун ҳалвои нобаш барканам.
Пеши чашми ман муқобил ҷуз хаёли рӯи дӯст
Ҳар кӣ зад хайма, ҳама меху танобаш барканам.
Сарвро пеши қади ӯ боғбон гар баркашид,
Ман равам бо чашми гирён, то ба обаш барканам.
Наргис, ар гӯяд: Мисоли ғамзааш дидам ба хоб.
Дар назарҳо чашми масти нимхобаш барканам.
То ҳадиси ӯст нуқли маҷлиси пири муғон,
Дил куҷо як лаҳза аз нуқлу шаробаш барканам?
Гар шавад мутриб хамӯш, бо ӯ чу май нӯшад Камол,
Бишканам чашми наю гӯши рубобаш барканам.

Гар коми худ аз лабат бигирам,
Чун Хизр ба солҳо намирам.
З-он дам, ки ту омадӣ ба хотир,
Фикри ҳама рафт аз замирам.
Дорам зи ғами ту бар дили реш
Дарде, ки даво намепазирам.
Чун зулфи ту гар дароям аз пой,
Ҳам зулфи ту бод дастгирам!
Эй боди баҳор, к-аз ту хушбӯст
Маҷлис ба равоеҳи абирам,
Бигзар ба Хуҷанду гӯ, ба ёрон
Аз ман, ки ба шаҳри Чин асирам.
З-он бурд Камол, ҷавр аз он шӯх,
К-ӯ мӯҳташам асту ман фақирам.

***

Гар гузорӣ, ки бо ту мо нигарем,
Хоки поят ба чашмҳо бихарем.
То бибӯсем остони туро,
Ҳалқа-ҳалқа нишаста гирди дарем.
Гар ғаромат ситонӣ, аз инсоф
Сару дида ниҳода дар назарем.
Гуфтаӣ: Як шабам бибар сӯи хеш!
Мо аз он кӯй ҷон чӣ гуна барем?

Ахтаре чун ту гар ба мо гузарад,
Ба баландӣ зи осмон гузарем.
Кешат аз тир шуд тиҳӣ, дил пур,
Пурдилӣ бин, ки ҷумларо сипарем.
Гарчи оташ задӣ ба ҷони Камол,
Дар муҳаббат ҳанӯз тезтарем.

Гар ман аз ишқи он ду рух мирам,
Эй гули равза, доманат гирам!
Кош созанд аз гилам мурғе,
То камонабрӯе занад тирам.
Дидам он рух ба хоби хуш саҳаре,
Бахту рӯзи накӯст таъбирам.
Пеши рӯ ар нишониям чун зулф,
Бояд аввал ниҳод занҷирам.
Шуд сапедам чу шир мӯю ҳанӯз
Бо бути тифл чун маю ширам.
Ҳирси пирон фузун бувад ба бутон,
Дарк дор, эй ҷавон, ки ман пирам.
Пеши лаб хат кушоду гуфт: Камол,
Лутфи таҳрир бину тақрирам.

***

Мо аз ту суханвари ҷаҳонем,*
Соҳибназарему нуктадонем.
Сӯзӣ дили мо, чу хат барорӣ,
Мо мардуми нонавиштахонем.
Чун нақши даҳони ту муаммост,
Мо низ ба фикри он даҳонем.
Он оби бақост, ёфтемаш,
Чун ёфтанаш наметавонем?!
Дилҳост кашону дилкаш он зулф,
Инҳо ба куҷо кашад, надонем?
З-он гуна саворие, ки морост,
Ашке зи пайи ту медавонем.
Гар буд Камол ошиқу ринд,
Валҳолату ҳозиҳи ҳамонем.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Мо аз шаробу шоҳид сад бор тавба кардем,
Он тавбаҳо шикастем, бо ту чу бода хурдем.
Соқӣ, бирез дурде бар дарди мо, к-аз он лаб,
Ҳам ташнагони дурдем, ҳам хастагони дардем.
Моему гашти кӯят рақсону боданӯшон,
З-ин кӯча барнагардем, то бехабар нагардем.
То чанд бар ту хондан томоту зӯҳду тақво?

Тӯмори зулф бикшо, то қисса дарнавардем.
Ҳар кас чу бод аз он кӯ бархостанду рафтанд,
Мо хокиён бар он дар биншаста ҳамчу гардем.
Дорем сурхрӯӣ аз ашкҳои рангин,
Чун шамъ агарчи гирён бо чеҳраҳои зардем.
Ҳар фардро камоле бошад зи рӯи ҳиммат,
Моро, Камол, ин бас, к-аз ҳар ду кавн фардем.

***

Мо аз лаби ту ком надидему гузаштем,
Ташна ба лаби чашма расидему гузаштем.
Гуфтем дуои туву аз бахти мухолиф
Аз лафзи ту дашном шунидему гузаштем.
Бо доғи фироқи ту, ки ҷонсӯз азобест,
Аз зиндагӣ уммед буридему гузаштем.
Як шаб накашидем туро дар бару ҳар рӯз
Сад ҷавру ҷафо аз ту кашидему гузаштем.
Дар бешаи дунё, ки чарогоҳи дили мост,
Рӯзе ду чаридему чамидему гузаштем.
Шаҳди лаби ту шарбати васли дигарон буд,
Мо заҳри фироқи ту чашидему гузаштем.
Монанди Камол аз ҳаваси он гули рухсор
Сад ҷома ба ёди ту даридему гузаштем.

Мо бо ғами ту хурраму осудахотирем,
З-он лаб ба коми мо шакаре нею шокирем.
Ғоиб наӣ зи чашми ҷаҳонбин чу нури чашм,
Ту ҳозирӣ ҳамешаву мо бо ту нозирем.
Наззорагӣ ба ҳайрати он сурат асту мо
Ҳайрони ҷоннигории килки мусаввирем.
З-он дам, ки номи ҷом бар он лаб ниҳодаанд,
Онро, ки нест мӯътақиди бода, мункирем.
Гуфтам: Ба дайр бо ту расам, ё ба Каъба? Гуфт:
Моро ба ҳар мақом, ки ҷӯянд, ҳозирем,
Чун дид, к-аз татовули он зулфи беқарор
Шӯридарӯзгору парокандахотирем,
Бубрид зулфу гуфт ба афсӯс бо Камол:
Гар дер мерасем ба хидмат, муқассирем.

***

Мо ба савдои ту доман  зи ҷаҳон барчидем,
Меҳнати ишқи ту бар роҳати ҷон бигзидем.
Пеш аз он дам, ки набуд аз дилу ҷон осоре,
Дар миёни дилу ҷон меҳри ту меварзидем.
То бағоят дили мо моили хубон мебуд,
Дар ба рӯи ҳама бастем, чу  рӯят дидем.
Халқ дар ишқи ту бар ваҷҳи насиҳат моро
Ҳар чӣ гуфтанд, шунидем, вале нашнидем.

Хабари мастии мо рафт ба атрофи ҷаҳон,
То зи майхонаи ишқат қадаҳе нӯшидем.
Ор ояд дигар аз хилъати шоҳӣ моро,
Далқи савдои ту з-он рӯз, ки дарпӯшидем.
Роҳ паймуд басе дар талаби дӯст, Камол,
Дӯст дар хонаву мо гирди ҷаҳон гардидем.

Мо чу қатъи  назар аз рӯи накӯ натвонем,
Дил ба беҳудаи бадгӯй чаро ранҷонем?
Маҳраме ку, ки ба соҳибғараз аз мо гӯяд,
Ки дигар дар ҳақи мо ҳар чӣ бигӯӣ, онем.
Зоҳид он беҳ, ки гузорад ба сари худ моро,
З-он, ки мо маслиҳати худ беҳ аз ӯ медонем.
Беш аз он нест, ки ӯ домани олуда зи халқ
Бозмепӯшаду мо бознамепӯшонем.
Мо на онем, ки гар хок шавад қолаби мо,
Гарди савдои ту аз домани ҷон афшонем.
Халқ гӯянд, ки ринд асту назарбоз, Камол,
Ҳар чӣ гӯянд, ба рӯи ту, ки садчандонем.

***

Мо хонаи дил ҷои таманнои ту кардем,
Дар хона чароғ аз рухи зебои ту кардем.
Шӯридасарӣ ҷумла гирифтем ба гардан
В-он гаҳ чу сари зулфи ту савдои ту кардем.
Дидем дилу ақл зи худ дур ба сад гом,
Он рӯз, ки аз дур тамошои ту кардем.
Аз пастиву боло ҳама кас наъра баровард,
Ҳар ҷо, ки ҳадиси қаду болои ту кардем.
Ҳар лаҳза ба мо гармтарӣ аз ситаму ҷавр,
То дар дили оташзада маъвои ту кардем.
Бар синаи мо чанд ниҳад фурқати ту доғ,
Охир на ба ин сина таманнои ту кардем?
Чун рафт Камол аз назарат талъати дилдор,
Қатъи назар аз дидаи бинои ту кардем.

Мо дар ҳарими маҷлиси ушшоқ маҳрамем,
Бо дарди ёр соҳибу бо нола ҳамдамем.
То мансаби ғуломии он дар ба мо расид,
Ҳар ҷо, ки меравем, азизу мукаррамем.
Оқил хабар наёфт, ки моро тариқа чист,
Девона пай набурд, ки мо дар чӣ оламем?
Дар даври ғуссаҳои ту, к-он мустадом бод,

Ториғ зи шодмониву осуда аз ғамем.
Аз хун чу ғунча гарчи дили мо лаболабаст,
Пеши лабу даҳони ту хандону хуррамем.
Дарди сари табиб гарон асту барсарӣ
Моро, ки хастахотир аз осеби марҳамем.
Гар ҳоли дарди мо накунӣ бовар аз Камол,
Аз ғам суол кун, ки шабу рӯз бо ҳамем.

***

Мо дар ин шаҳр ба доми санаме дар бандем,
Ки ба дашном аз ӯ шоду ба ғам хурсандем.
Ҳамчу паргор зи ёрем ҷудо, саргардон,
То дар ин доира кай боз ба ҳам пайвандем?
Дар ғами фурқати ӯ нолакунон бо дили реш
Гаҳ-гаҳе зор бигирйему гаҳе механдем.
Аз дили сӯхтаи мо чӣ хабар дорад шамъ,
Беш аз ин нест, ки дар гиря ба ҳам монандем.
Як раҳ аз боди саҳар пурс, ки мо дилшудагон
Ҷамъ дар ҳалқаи он зулфи парешон чандем?
Шарҳи он зулфи пароканда дароз аст, мапурс,
Беҳтар он аст, к-аз ин қисса забон дарбандем.
Гарчи риндему назарбоз, макун айб, Камол,
Ин ҳунар бас, ки на сӯфиву на донишмандем.

Мо даст ба зулфи ёр бурдем,
Сабр аз дили беқарор бурдем.
Симу зару ҷону сар бар он дар -
Ҳар чор ба ихтиёр бурдем.
Сар дар пайи оҳувони мушкин
Чун раҳ сӯи лолазор бурдем,
Ҷонҳо кардем дар сари теғ,
Сар низ ба пои дор бурдем.
Бурдем рақибро кашона,
Сагро ба ситам ба кор бурдем.
Бурдем ба хок меҳри он рӯй,
Шамъе ба сӯи мазор бурдем.
Гар шуд зи Камол саргарон ёр,
Дарди сар аз ин диёр бурдем.

***

Моро сари он аст, ки дар пои ту афтем,
Чун зулфи ту бар хоки қадамҳои ту афтем.
Бори ту бар он хоки раҳ, эй соя, гарон аст,
Бархез ту, то мо ҳама бар ҷои ту афтем.
Чун соя, ки дар пои санавбар фитад аз меҳр,
Хоҳем, ки пеши қаду болои ту афтем.
Дар оина бинмой ба мо он рухи зебо,
Чун чашми ту то масти тамошои ту афтем.

Ё Раб, чӣ хуш аст он, ки ба хун рехтани мо
Фармон диҳиву мо ба тақозои ту афтем.
Сад гуна чу гул рӯй диҳад маънии нозук
Моро, чу ба фикри рухи зебои ту афтем.
Озод шавад ҷони Камол аз ҳама андӯҳ,
Он лаҳза, ки бо шодии ғамҳои ту афтем.

Мо ринду қаландарсифату ошиқу мастем,
Маъзур тавон дошт, агар тавба шикастем.
Бо ҳеч касе кор надорем дар ин мулк,
Моро бигузоред дар ин ҳол, ки ҳастем.
Он оқили дунёталаб ар чоҳ парастад,
Шак нест, ки мо ошиқу девонаву мастем.
Гар нӯш кунад ҷуръае аз ҷоми муҳаббат,
Он гоҳ бидонад, ки чаро бехуду мастем.
То пай набарад кас ба сири мо, зи дари халқ
Бархоста, дар кунҷи харобот нишастем.
Гӯянд, ки девонаи ин давр Камол аст,
Шукрона, ки аз ҷумлаи таклиф бирастем.
Аз касрати сӯҳбат чу дари дил накушояд,
Бар худ дари омадшудани ғайр бубастем.

***

Мо зи сагони дарат бештару камтарем,
Умр гузашту ҳанӯз мӯътакифи он дарем.
Зинда зи сӯзи дилем дар шаби ҳиҷрон чу шамъ,
Бин, ки чи сон-зиндагӣ бе ту ба сар мебарем.
Бори раҳи мо сар аст, манзилаш он хоки по,
Чунки ба манзил расем, бор фуруд оварем.
Дида чу дид офтоб, зарра наёрад ба чашм,
Мо, ки туро дидаем, беш ба худ нангарем.
Гар ту бихоҳӣ, ба чашм, дар назар орем ҷон,
В-ар ту бигӯӣ равон, аз сари он бигзарем.
Гарчи дарахти мурод ҳаст бағоят баланд,
Бар ту чу ёбем даст, ҳар як аз он бар хурем.
Дар марази ишқи мо гуфт, ки чунӣ, Камол?
Аз қибали дарди ту, шукр, ки ҳам хуштарем.

Ман аз ин хирқаи олуда, ки дар бар дорам,
Ор бошад, агар аз хеш набошад орам.
Гуфтам, оям ба сӯи дайру бубандам зуннор,
Боз дидам, ки аз он ҳам накушояд корам.
Карами пири муғон бин, ки дусад бор ба чашм
Куфри пинҳони маро диду накард изҳорам.
Дилам аз сӯҳбати асҳоби тариқат бигирифт,
Раҳбаре ку, ки расонад ба дари хаммарам?

Андалеби гули рўят на Камол имрўз аст,
Солҳо шуд, ки дар ин кўй бад-ин гуфторам.

***

Мо лабатро намаки хони малоҳат хонем,
Холи мушкини туро донаи дилҳо донем.
Ба даҳонат, ки беҳ аз қанди мукаррар бошад
Ҳар ҳадисе, ки аз он лаб ба забон меронем.
Зоҳид он беҳ, ки гузорад ба сари худ моро,
З-он ки мо маслиҳати худ беҳ аз ў медонем.
Беш аз он нест, ки ў домани олуда зи халқ
Бозмепўшаду мо бознамепўшонем.
Мо на онем, ки гар хок шавад қолаби мо,
Гарди савдои ту аз домани ҷон афшонем.
Эй дил, он беҳ, ки нагўӣ марази худ ба табиб,
Ки ваят сабр бифармояду мо натвонем.
То наёбад кас аз ин орази мо ваҷҳи вуқуф,
Ранги рухсора ба хуни мижа мешўёнем.
Халқ гўянд, ки ринд асту назарбоз Камол,
Ҳар чӣ гўянд, ба рўи ту, ки садчандонем.*

---

* Байтҳои 3, 4, 5 ва 8 такрор аз ғазале
бо матлаъи зерин:
Мо чу қатъи  назар аз рўи накў натвонем,
Дил ба беҳудаи бадгўй чаро ранҷонем?

---

Маризи ишқаму дарди ту дорам,
Зи дардат то абад сар барнадорам.
Хато гуфтам, чӣ дард, астағфируллоҳ,
Ман ин худ айни дармон мешуморам.
Ғамат гўяд: Барор аз сина оҳе!
Ба ҷон, инак, муродаш мебарорам.
Рақиб ар бегуноҳам аз дарат ронд,
На инам ман, агар он дар гузорам.
Ба ҷурми он, ки рўзе гуфтамаш моҳ,
Ҳанўз аз рўи хубаш шармсорам.
Бад-ў гуфтам: Камол аз ғам хароб аст,
Бигуфто: Гар бимирад, ғам надорам.

***

Маро гўянд ёрон, кист ёри ту? Чаро гўям?
Зи маҳрўён кадом аст ихтиёри ту? Чаро гўям?
Нишаста бар сари роҳи талабгорӣ чу муштоқон,
Барои кист чандин интизори ту? Чаро гўям?
Намонд аз хўрдани ғамҳои ту ному нишоне ҳам,
Нагўӣ, чист номи ғамгусори ту, чаро гўям?
Рақиб, ар гўядам, к-эй бехабар аз кору бори худ,
Ба ман боре бигў бо кист кори ту? Чаро гўям?
Гарам бошад маҷоли нутқ пеши ту ба рўзу шаб,
Сухан ҷуз аз сари зулфу узори ту чаро гўям?
Агар боз аз қарори дўстӣ он зулф баргардад,

Чарову чун ба зулфи беқарори ту чаро гӯям?!
Агар хуни Камол он ғамза резад аз сари мастӣ,
Ман аз ранҷиш ба чашми пурхумори ту чаро гӯям?!

Ман ба ҷонон зи ҷон гурехтаам
В-аз ҷафои ҷаҳон гурехтаам.
Офарин бар гурезпоии ман,
К-аз ғами ину он гурехтаам.
Халқ дар хонаам куҷо ёбанд,
Ки ман аз хонумон гурехтаам.
Бар дараш дидаам рақибонро,
Чун гадо аз сагон гурехтаам.
Банда ҳаргиз гурехт з-озодӣ,
Аз дари ӯ ман он гурехтаам.
Гуфт: Аз ман гурез натвонӣ.
Гуфтамаш: Ман аз он гурехтаам.
Гар ту ногаҳ, гурехтӣ зи Камол,
Ман аз ӯ ҳар замон гурехтаам.

***

Ман бар ин дар бандаам, то зиндаам,
То чунинам, бандаи пояндаам.
Гуфтаӣ: Резам ҳамин дам хуни ту.
Бе ҳамин ар зиндаам, арзандаам.
Мурдам аз гиря, ба андӯҳи наве
Муждаам гӯю бикуш аз хандаам.
Толеъи фархундаам дидори туст,
Офарин бар толеъи фархундаам!
Рӯзи равшан бе рухат манмо маро,
З-он, ки ман дар шаб қавӣ тарсандаам.
Чашми ман чун барканад ҳосид зи рашк,
Чун ман аввал чашми ӯ баркандаам.
Бандаи мо нест, мегӯӣ, Камол,
Нест ҳуҷҷат, ҳар чӣ гӯӣ, бандаам.

Ман туро монда ба ҳар ёр, куҷо ёр шавам
В-ар бувад низ вафодор, чаро ёр шавам?
Ту мапиндор маро дар сабукӣ шеваи хеш,
Ки ба ҳар хас чу ту аз боди ҳаво ёр шавам.
Гар кунад ҳар сари мӯи ту ҷудо бори дигар,
Ман ба ҳар як сари мӯи ту ҷудо ёр шавам.
Ғамзаи шӯхи ту дар даъвии хунам, ки равост,
Гар гувоҳӣ бидиҳад, ман ба гуво ёр шавам.

Ҷони ширин чу аз он лаб набаред, эй магасон,
Чӣ шавад, гар мани мискин ба шумо ёр шавам?
Бе риё саҷда барам абрӯи шӯхе авло,
Гар ба меҳробнишинони дағо ёр шавам.
Гуфтамаш: Чист, ки ҳаргиз нашавӣ ёри Камол?
Гуфт: Ман подшаҳам, кай ба гадо ёр шавам?

***

Ман тарки зӯҳд кардаву риндӣ гузидаам,
Хошоки роҳ додаву гавҳар харидаам.
То кардаам зи манзили ҳастӣ сафар гузин,
Норафта ним гом, ба мақсад расидаам.
Нақши ҷамоли дӯст, ки хуршед акси ӯст,
Ҳар субҳидам дар оинаи ҷом дидаам.
Имшаб ба ёди лаъли лаби ӯ аладдавом
То рӯз бода хӯрдааму нуқл чидаам.
Май нӯшу такя бар карами ом кун, ки ман
Дӯш ин сухан зи ҳотифи ғайбӣ шунидаам.
Гар з-он ки ёр чошнии васл медиҳад,
Боре ба ман, ки шарбати ҳиҷрон чашидаам.
Аз бими зоҳидон, ки нагиранд бар Камол,
Пӯшида хирқа бар маю дам даркашидаам.

Ман зи бӯяш бехуду девонаам,
Гаҳ ба масҷид, гоҳ дар майхонаам.
То ба он ҷону ҷаҳонам ошно,
Ҳам зи ҷон, ҳам аз ҷаҳон бегонаам.
То бад-он дар ёфтам ҷои қарор,
Кас намеёбад дигар дар хонаам.
Фитнаи он ғамзаи ошиқкушам,
Куштаи он наргиси мастонаам.
То ғамат бунёди вайронӣ ниҳод,
Ёфт ободӣ дили вайронаам.
Гуфтаӣ: Девонаи ӯям магӯй!
Ҳаргиз ин гӯям, магар девонаам?
Сар макаш аз сӯзи мо, гуфтӣ, Камол,
Шамъро гӯ ин, ки ман парвонаам.

***

Ман зи ғамат хуррааму ба ёди ту шодам,
Дарди ту дорам, ки ҳеч дард мабодам.
То варақи рӯи ту мутолиа кардам,
Ҳар чӣ бихондам, ҳама бирафт зи ёдам.
Қиссаи сӯзи даруни хеш ба мардум
Мурдаму чун шамъ дар миён наниҳодам.
То набарад бӯе аз ту боди сабо низ,
Аз дили пурхун чу ғунча лаб накушодам.
Рӯи ту дидам шабе дар оинаи ҷом,

Ҷоми май аз дасту ман зи пой фитодам.
Сайъ намудам ба пойбӯси ту умре,
Ба ҳама ҷаҳд он мурод даст надодам.
Аз ту, Камоли шикаста ҷуз ту нахоҳад,
З-он ки муриди туам ману ту муродам.

Ман зи меҳрат ҳар саҳар, к-аз сӯзи дил дам мезанам,
Оташи ҷон дар тару хушки ду олам мезанам.
Эй бути сангиндил, охир, сустпаймонӣ макун
Бо мани мискин, ки лофи ишқ мӯҳкам мезанам.
Гар намебинам хаёлат соате дар пеши хеш,
Хонумони дидаро аз гиря барҳам мезанам.
Оби чашмам мекунад рози дилам ҳар лаҳза фош,
Ман бад-ин гуна гуноҳаш низ ҳар дам мезанам.
То дар он ҳазрат ғубори раҳ наёбад ҳар замон,
Бар дарат пайваста об аз чашми Замзам мезанам.
Ман бар он хоки дар аз шавқи даҳони ӯ, Камол,
Он Сулаймонам, ки лоф аз тахту хотам мезанам.

***

Ман тоқати дурӣ зи рухи ёр надорам,
Ҷуз бурдани бори ғами ӯ кор надорам.
Оҳ, аз мани дилхаста, ки ман мираму дар даст
Тадбири илоҷи дили бемор надорам.
Хоҳам, ки ба рӯи ту кунам рӯз шаберо,
Ин аст, ки он давлати бедор надорам.
Бо ишқ баромехтаму тарки хирад, гуфт:
Яъне, ки сари сӯҳбати ағёр надорам.
Гар мартабаи хидмати дарбони ту ёбам,
Фармони сагонат барааму ор надорам.
Сад бор фузун чокари даргоҳи худам хонд,
Бо ин ҳама дар хидмати ӯ бор надорам.
Гӯянд, Камол, аз сари кӯяш сафаре кун,
Побастааму қуввати рафтор надорам.

Мани дилхаста ба дарди ту даво ёфтаам,*
Ранҷҳо дидаву имрӯз даво ёфтаам.
Мурда бо дарди туву зиндаи ҷовид шуда,
Шуда дар ишқи ту фониву бақо ёфтаам.
Кардаанд аҳли назар хоки дарат сурмаи чашм,
Мани хокӣ назар аз лутфи шумо ёфтаам.
Рафтаам бар асари бод ба бӯят ҳама умр,
Хоки пои ту на аз боди ҳаво ёфтаам.
Давлат он нест, ки ёбам ду ҷаҳон зери нигин,

Давлат он асту саодат, ки туро ёфтаам.
Зоҳидон бар сари саҷҷода гарат ёфтаанд,
Мани майхора туро дар ҳама ҷо ёфтаам.
Шукри Эзад, ки аз ин дар ба дуоҳои Камол
Ҳар чи дил хоста буд, он ҳамаро ёфтаам.

***

Ману дарди ту в-он гаҳ ёди марҳам,
Набошад ин қадар дарде маро ҳам.
Ҳадисам аз каму афзун ҷуз ин нест,
Ки афзун бод ин дарду даво кам!
Ба хунрезам иҷозат чист гуфтӣ?
Иҷозат ин, ки бисмиллаҳ, ҳамин дам.
Набинам ҳаргиз он рӯзе, ки бе дӯст
Бубинам дидаи ғамдида бе нам.
Аҷаб ғамхорае дорам, ки ҳар кас
Ғами ӯ мехӯрад, ман мехӯрам ғам.
Камол аз хуни дил бинвишт фатво,
Расонд он гаҳ бад-он дерина ҳамдам,
Ки кас ёбад муроде аз ту ё не,
Ҷавоб омад, ки не, валлоҳу аълам.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Ман ҳамчу гардам дар раҳат, з-он рӯ талабгори туам,
Меҳри ту дорам заррасон в-аз ҷон ҳаводори туам.
Бишнав, ки бо Юсуф чӣ гуфт он пиразан гирякунон:
Гар бар дирам қодир наям, боре харидори туам.
Ҳар хишт, к-аз хокам занад дасти аҷал, кардам биҳил,
Лекин ба шарте, к-афканад дар пойдевори туам.
Як шаб ғамат дар мезадӣ, гуфтам, ки оё кист он?
Гуфто: Дарат бикшо, ки ман ёри вафодори туам.
Гар оядам боз он табиб, ин нукта хоҳам гуфтанаш:
Ҳолам чӣ мепурсӣ, чу медонӣ, ки бемори туам? !
Сахт ояд аз теғат маро, гӯ, ҳар нафас барҳам занад,
Гар роҳате бар дил расад аз лутфи озори туам.
Гуфтӣ: Камол, аз кори худ ғофил машав, коре бикун,
Ин аст кори ман, ки шуд сар дар сари кори туам.

***

Маҳе нишаста хаёли рухат ба хонаи чашм,
Ту моҳӣ, аз ту ситонем моҳиёнаи чашм.
Чиҳо фитод, шунидӣ, зи гиря чашми маро?
Дур(р) аст ин суханон, гӯш кун фасонаи чашм.
Касе ба хок чунин бедареғ дона нарехт,
Ки мо ба кӯи ту дурҳои дона-донаи чашм.
Гарат чу ашк наяфтад канори ошиқ хуш,
Чу нури чашм фуруд ой дар миёнаи чашм.
Ба дуди дил чӣ ғам, ар тира шуд сарочаи ҷон,

Ки равшан аст зи рӯи ту то ба хонаи чашм.
Шаҳи бутониву шоҳон чунон ки ганҷ ниҳанд,
Ниҳад ҳаёли лабат лаъл дар хизонаи чашм.
Камону тир чӣ ҳоҷат туро ба сайди Камол,
Ки мекушӣ ба назарҳои оҳувонаи чашм.

Номи он лаб ба хати сабз ба ҷое дидам,
Қоғазе ёфтаму қанд, дар ӯ печидам.
Он хат аз шавқ кашидам мани гирён дар пеш,
Ҳарф-ҳарфаш чу қалам гирякунон бӯсидам.
Номаро нима ба хун сурх шуду ниме зард,
Нақши он нома чу бар дидаву рӯ молидам.
Нуқтаи он даҳон имкон, ки бибӯсам ба хаёл,
Ки чу паргор ба гирди ту басе гардидам.
Рост нокарда забон, хост қалам номи ту бурд,
Бандаш аз банд ҷудо кардаму сар бибридам.
Дил бигуфто: Гул аз он дафтари хубӣ ҳарфест,
Он чу ҷузве зи сухан буд, зи дил нашнидам.
То касе бӯ набарад аз ту ба анфоси Камол,
Чу гул авроқи ҷарида зи сабо пӯшидам.

***

Наравад нақши хаёли ту замоне зи замирам,
Худ мани содадарун сурати ғайре напазирам.
Мурдаам дар ҳаваси он, ки бувад фурсати онам,
Ки ниҳӣ пой дар ин дидаву дар пои ту мирам.
Ҳоли худ бо кӣ бигӯям, ки шикоят зи ту дорам,
Ё халос аз кӣ биҷӯям, ки ба доми ту асирам?
Ба қалам сурати Ихлос навиштан чӣ зарурат,
Чун замири ту бувад вофиқи асрори замирам?
Гуфтаӣ, ҳоли Камол аз ғами ман дар чӣ нисоб аст?
Чӣ тавон гуфт, ҳамон оҷизу мискину фақирам.

Нақди ҷон чист, ки дар домани ҷонон резам?
Гар бихоҳад, зи сари ҳар ду ҷаҳон бархезам.
Бе гуноҳ ар ҳама теғам бизанад ёри азиз,
Адаб он аст, ки гардан ниҳаму настезам.
Расм бошад, ки гурезанд ғуломон зи ҷафо,
Ман – ғуломи ту чунонам, ки кушӣ, нагрезам.
Дари раҳмат бикушоянд ба рӯям фардо,
Гар бувад силсилаи зулфи ту дастовезам.

Мебаранд аз шакари ноб ба ширинӣ даст
Бо ҳадиси лаби ӯ нуқтаи дардомезам.
Гар гуноҳ аст тааллуқ ба чунин рӯй, Камол,
Ман на онам, ки аз ин гуна гунаҳ парҳезам.
Ман, ки Хоразм гирифтам ба суханҳои ғариб,
Набувад майли Ироқу ҳаваси Табрезам.

***

Нест ҷуз ғам бе ту хӯрди дигарам,
Гар диҳӣ савганд, биллаҳ, мехӯрам.
Ман саги кӯи ту в-он гаҳ ор аз ин,
Гар аз он камтар наям, з-ин камтарам.
Хоки поят бар сари ман миннат аст,
Бод ин миннат ҳамеша бар сарам!
Бигзарад ҷон аз ман он соат, ки ту
Гӯӣ, аз ҷон бигзару ман нагзарам.
Гиря дарди сар ҳамеорад маро,
Аз ту гар дарди сари худ мебарам.
Ғайратам, гӯяд, зиҳӣ хуни ҳалол,
Вақти куштан, гар ба рӯят бингарам.
Ҷон биёр ин ҷо сабук, гуфтӣ, Камол,
Бас гарон аст он сабук, чун оварам?

Васфи даҳани танги ту ман ҳеч нагӯям,
Чун нест зи лутфаш хабаре як сари мӯям.
Он беҳ, ки нагӯям пас аз ин рози ниҳонӣ,
То халқ надонанд, ки ман ошиқи ӯям.
То зулфи чу чавгони туам мебарад аз ёд,
З-он рӯ мани саргашта надонам, ки чӣ гӯям.
Ҷуз бар гули рӯят нашавад дидаи ман боз,
Сад бор чу наргис агар аз хок бирӯям.
Бо он, ки дил аз даст бурун шуд батамомӣ,
Берун нашуд аз дил ҳаваси рӯи накӯям.
Дар дафтари ушшоқ наёям ба ҳисобе,
То лавҳи вуҷуд аз рақами зӯҳд нашӯям.
Гуфтӣ: Дили гумгашта, Камол, аз чӣ наҷӯӣ?
Чун ёфтамаш бар сари кӯи ту, чӣ ҷӯям?!

***

Ҳар шабе то ба саҳар дасти дуо бикшоям,
Ки магар як шабе он банди қабо бикшоям.
Ҳамчу ман уқдакушое набувад дар олам,
Гар гиреҳ з-абрӯи он турки Хито бикшоям.
Дӯст дар хона фуруд омаду ман дар бастам,
Бар рухи хасм дари баста чаро бикшоям?
Мурғи дил боз ҳавои сари зулфаш дорад,
Гоҳи он шуд, ки манаш банд зи по бикшоям.
Ҳама офоқ шавад мушкфишон, гар нафасе

Рози гесӯи ту бо боди сабо бикшоям.
Ҳолиё азми сафар дораму раҳ дар пеш аст,
Бори барбаста, надонам, ки куҷо бикшоям?
Чӣ гираҳҳо, ки кушода шавад аз кори Камол,
Гар шабе ҳалқаи он зулфи дуто бикшоям.

Ҳар гаҳ, ки ба нокомӣ дур аз лаби ёр афтам,
Чун хастаи бемарҳам маҷрӯҳу фигор афтам.
Махмури хароб омад ҷон бе лаби ширинаш,
Чун май набувад, лобуд дар ранҷи хумор афтам.
Ҳар ҷо назар андозам бе ту ба дарахти гул,
Аз гиря ба болояш чун абри баҳор афтам.
Он ёр ба ман сад бор наздиктараст аз ман,
Гар дур ба сад манзил аз ёру диёр афтам.
Бошам ҳама шаб бо маҳ дар гашт, бувад ногаҳ
Бо чордамоҳи худ як шаб ба дучор афтам.
Сад мавҷ занад ашкам аз шавқи канори ӯ,
Гӯ, мавҷ бизан, дарё, бошад ба канор афтам.
Бо зоҳид агар афтам, сокин шавадам гиря,
Чун пеши Камол оям, дар нолаи зор афтам.

***

Эй хуш он бод, ки аз кӯи ту ояд бари ман,
Миннати хоки дарат боз ниҳад бар сари ман.
Нафурӯзад шабам аз маҳ, ки фитад бар дару бом,
Хона равшан куну чун шамъ даро аз дари ман.
Тира ҷоест дили сӯхта, бар дида нишин,
Ки бувад дидаи тар хонаи равшантари ман.
Шарбати васл бидеҳ аз лаби ҷонбахш маро,
К-аз таби ҳаҷри ту бигдохт тани лоғари ман.
Бодбезан чу касе бар мани бемор занад,
Аз заифӣ чу магас бод барад пайкари ман.
Ҳеч кас гирди мани хаста нагардад ҷуз ашк,
Оҳу фарёд зи баргаштагии ахтари ман.
Ҳар чӣ ҷуз шарҳи ғамат дар қалам овард, Камол,
Оби чашм омаду шуст аз варақи дафтари ман.

Ёр ашкам диду шуд бар ман раҳим,
Соилонро дӯст медорад карим.
Бар баногӯшат зи мискинӣ ду зулф
Ҳар ду меафтанд бар болои сим.
Чашми мастат турки яклухт аст, лек
Дил ба теғи ғамза месозад дуним.
З-он сари зулфу даҳон дил хун шудаст,
Хун шавад, чун дол пайвандад ба мим.*
Кас нашуд аз чашму зулфат мустафид,

К-ин саводи нодуруст аст, он сақим.
Машварат карданд бо дил сабру ғам,
Он сафар кард ихтиёр, ин шуд муқим.
Нест ҳамдам ҷуз ба дарду ғам Камол,
Хуш бувад сӯҳбат ба ёрони қадим.

***

Ёр гуфт: Аз ғайри мо пӯшон назар! Гуфтам: Ба чашм!
В-он гаҳе дуздида дар мо менигар. Гуфтам: Ба чашм!
Гуфт: Агар ёбӣ нишони пои мо бар хоки роҳ,
Барфишон он ҷо ба доманҳо гуҳар! Гуфтам: Ба чашм!
Гуфт: Агар сар дар биёбони ғамам хоҳӣ ниҳод,
Ташнагонро муждае аз мо бубар! Гуфтам: Ба чашм!
Гуфт: Агар гардад лабат хушк аз дами сӯзону оҳ,
Боз месозаш чу шамъ аз дида тар! Гуфтам: Ба чашм!
Гуфт: Агар бар остонам об хоҳӣ зад зи ашк,
Ҳам ба мижгонат бирӯб он хоки дар! Гуфтам: Ба чашм!
Гуфт: Агар гардӣ шабе аз рӯи чун моҳам ҷудо,
То саҳаргоҳон ситора мешумар! Гуфтам: Ба чашм!
Гуфт: Агар дорӣ хаёли дурри васли мо, Камол,
Қаъри ин дарё бипаймо сар ба сар! Гуфтам: Ба чашм!

---

* Аз пайванди долу мим «дам» ҳосил мешавад, ки ба маънои хун аст.

---

Ёри ман ёри дигар металабад, донистам,
Ошиқи зори дигар металабад, донистам.
Ораш ояд дигар аз ёриву ғамхории ман,
Ёру ғамхори дигар металабад, донистам.
Хуни мижгони ман аз ноз наёрад дар чашм,
Чашми хунбори дигар металабад, донистам.
Ман тиҳидастаму он донаи дур бешбаҳост,
Дур харидори дигар металабад, донистам.
Рахт барчид зи савдои ман он ҳуснфурӯш,
Сари бозори дигар металабад, донистам.
Дӣ бизад теғаму нагзошт, ки бӯсам он даст,
Қатли ман бори дигар металабад, донистам,
Ғамзаро гуфт, ки кам ҷӯ дигар озори Камол,
Бар дил озори дигар металабад, донистам.

***

Ёр ҳарчанд ба ноҳақ, талабад озорам,
Гар аз ӯ бошадам озор, зи ҳақ безорам.
Бо хаёлаш чу ҳикоят кунам аз чашми пуроб,
Гӯш доред, ки дур мечакад аз гуфторам.
Агар андешае аз ҳурмати хунам накунад,
Ба ҳаққу ҳурмати ёрӣ, ки ба он ҳам ёрам.
Дил аз он рӯи чу маҳ рӯй ба имон овард,
Варна мекард зи зулфаш ҳаваси зуннорам.
Бӯсае бар лаби ширини ту дорам даъво,

Ту мани хомтамаъ бин, ки чӣ даъво дорам?
Гуфтаӣ: Дар ғами мо ҳоли ту чун аст, Камол?
Ба ҷигар ташна, ба дил хаста, ба тан афгорам.
То навиштам сифати рӯи ту дар дафтари хеш,
Бӯи гул мешунаванд аз варақи ашъорам.

Як шаб насими зулфат аз халқае шунудам,
Мушкиннафас баромад он дам зи сина дудам.
Биме зи ҷонфишонӣ ҳечам набуд чун шамъ,
Он шаб чу оби дида аз сар гузашта  будам.
Ман дар латофати он гӯи зақан чӣ гӯям,
То дидамаш рабуда аз хеш, даррабудам.
Чандон ки кину меҳрат бо ман фузуну кам шуд,
Дар сабру беқарорӣ кам кардаму фузудам.
Соқӣ, марез ҷуръа, то мӯҳтасиб набинад
Доғи шароби гулгун бар хирқаи кабудам.
Аз бонги чанг корам шуд сад бирешим афзун,
То сӯи боданӯшон дар парда раҳ намудам.
Рафт он, ки бе ту дигар чашми Камол хусбад,
Он хоб буд вақте, гӯӣ, ки меғунудам.

***

Оташи дурӣ дили мо барнатобад беш аз ин,
Доғи ҳиҷрон ҷони танҳо барнатобад беш аз ин.
Тан, ки чун мӯе шуд аз ғам, чанд бинмоям ба дӯст,
Заҳмати мӯ чашми бино барнатобад беш аз ин.
Пеши ёри сарвболо офтобу моҳро
Даъвии хубӣ ба боло барнатобад беш аз ин.
Ҳамчу об аз лутф метобад тани симини ӯ,
Ҳеч сарви симтанро барнатобад беш аз ин.
Гул сӯи ӯ хост шуд доманкашон, гуфташ сабо:
Домани тар бурдан он ҷо барнатобад беш аз ин.
Мо тамошояш ба моҳе мекунем, он ҳам зи дур,
Нозук аст он рух, тамошо барнатобад беш аз ин.
Акси ӯ дар шишаҳои ашк бин дигар, Камол,
К-он парӣ наззораи мо барнатобад беш аз ин.

Ҳар шабе хоки дарат аз гиря пурхун мекунам,
Чеҳраи шамъӣ ба оби дида гулгун мекунам.
Дар ба рӯям бастиву ман бар умеди фатҳи боб
Дар канори баҳри дида дамбадам хун мекунам.
Оҳи гармам хонаи дил то насӯзонад ба дам,
Мезанам ҳар соате, аз хона берун мекунам.
Чун зи макри абрӯят каҷ мешавад табъи Камол,
Бозаш аз наззораи рӯи ту мавзун мекунам.

Ман ба сад манзил зи Хоразмам ҷудо в-аз оби чашм
Ҳамчунон наззораи мардум ба Ҷайҳун мекунам.

***

Омад даруни дил ғамат, дигар намеояд бурун,
Савдои он зулфи сияҳ аз сар намеояд бурун.
Шавқи биҳишту ҳури ин, савдои ону фикри ин,
Аз дил бурун омад, вале дилбар намеояд бурун.
То рух напӯшӣ, кай шавад аз дида ашки мо равон?
Пинҳон нагашта офтоб, ахтар намеояд бурун.
Наққоши Чин ҳар сурате, к-ангехт дар бутхонаҳо,
Ҳаргиз зи шарми рӯи ӯ аз дар намеояд бурун.*
То дил наруфтам аз ҳама, нақшат дар ӯ пайдо нашуд,
Оинаро бе сайқале ҷавҳар намеояд бурун.
Гуфтӣ: Бурун ой аз дарам, биншин ба хоки остон,
Шаҳ ҳар чӣ гӯяд, з-он сухан чокар намеояд бурун.
То ту наронӣ, кай раванд аз кӯи ту дилҳои мо?
Норонда ҳукме подшо, лашкар намеояд бурун.
Аз ғамза чашми хуният бар реши дил зад ништаре,
Хунҳо бурун омад, вале ништар намеояд бурун.
Чашми Камол аз талхии ҳаҷри ту шуд гавҳарфишон,
Бе талхие аз баҳрҳо гавҳар намеояд бурун.

---

* Ин байт аз нусхаи Давлатободӣ
бар ғазал афзуда шуд.

---

Бо дарди ту орамид натвон,
Аз доғи ту ҳам раҳид натвон.
Гар теғ биборад аз ту бар сар,
Аз ҳамчу туе бурид натвон.
Чун аз ҳама дилбарон гузинӣ,
Бар ту дигаре гузид натвон.
Рухсори чу зар чӣ суд моро,
Васлат чу ба зар харид натвон?!
Рӯят маҳи иди ошиқон аст,
Ҳар дам маҳи ид дид натвон.
Себи зақани шакардаҳонон
Бӯсид тавон, газид натвон.
Гӯянд, Камол, паст кун оҳ,
Паст аст сухан, шунид натвон.

***

Омад лаби ту боз ба сад гуна дар сухан,
Ширин ҳикоятест, ки гӯяд шакар сухан.
Ҳоҷат ба гуфт нест, туро чашму ғамза ҳаст,
Гар мекунӣ ба мардуми соҳибназар сухан.
Девор гӯш дораду ағёр низ чашм,
Мо чун кунем бо ту зи беруни дар сухан?
Бо гесуят шабе, ки ба поён барам ҳадис,
Хоҳам гирифт бо сари зулфат зи сар сухан.
Аз моҷарои ашки манат ҳам шудӣ вуқуф,
Гаҳ-гаҳ агар ба гӯши ту кардӣ гуҳар сухан.
Ошиқ рухи ту диду сухан баста шуд бар ӯ,

Чун шуд тамом кушта, нагўяд дигар сухан.*
Васфи рухат Камол чу овард дар миён,
Гуфт аз ҳама накўтару покизатар сухан.

---

*Дар нусхаи Давлат ободӣ
байт чунин сабт шуда:
Ошиқ рухи ту диду бар ў баста шуд ду лаб,
Чун шуд тамом кушта, нагўяд дигар сухан.

---

Эй, одати қадимат дилҳои мо шикастан,
Бар худ дуруст кардӣ аҳду вафо шикастан.
Тарсам, ки пои нозук озурда созӣ аз дил,
Ин обгина то кай дар зери по шикастан?
Тарфи ду рух раҳо кун, то бишканем зулфат,
Як орзу чӣ бошад дар моҳҳо шикастан?!
Бодому писта карданд ғамзе аз он лабу чашм,
Чашму даҳони ҳар як бояд ҷудо шикастан.
Сар бар хати ту дорам ҳамчун қалам, чӣ ҳоҷат
Рондан ба гуфти мардум, ҳар дам маро шикастан?!
Сўфии шаҳри моро бут шуд асои тавба,
Дар ишқ фарз бошад бар вай асо шикастан.
Пеши Камол васлат мулки ду олам арзад,
Расмест муштариро аввалбаҳо шикастан.

***

Эй, ба дил наздику дур аз дидаи гирёни ман,
Нестӣ ғоиб замоне аз дили пажмони ман.*
Гар намехоҳӣ зи васлам шодмон, боре бипурс,
К-он фалон чун мегузорад бо ғами ҳиҷрони ман.
Дард агар ин аст, к-аз ҳаҷрат мани дилхастарост,
Нест ғайр аз ҷонсупорӣ чораву дармони ман.
Дасти ишқат хуни ман чандон ки резад бе гуноҳ,
Гар нагирам доманат, дасти туву домони ман.
Дўш дилҳои рақибон сўхт бар ман ҳамчу шамъ,
То шуданд огаҳ зи сўзу гиряи пинҳони ман.
Баъд аз ин шаб бар дарат оҳиста хоҳам нола кард,
То сагонатро набошад заҳмат аз афғони ман.
Гуфтаӣ: Бе мо чӣ гуна зистӣ чандин, Камол?
Рост фармудӣ, бале, ҳаст ин гунаҳ бар ҷони ман.

---

*Дар нусхаи С.Асадулоев мисраъ чунин омада:
«Нестӣ огаҳ замоне аз дили ман, ҷони ман».

---

Эй ғамат қути ҷони сўхтагон,
Доғи ишқат нишони сўхтагон.
Карда ишқат ҳазор сина кабоб,
То шуда меҳмони сўхтагон.
Дар дилу ҷони мо задӣ оташ,
Сўхтӣ хонумони сўхтагон.
Пеши оташ кабоб гиря кунад,
Бар дили хунчакони сўхтагон.
Оташи ҷони мо, дило, накушӣ,
Накунӣ хом нони сўхтагон.

Огаҳ аз рози шамъ парвона-ст,
Ту чӣ донӣ забони сӯхтагон?!
Чашми бадро сипанд сӯз, Камол,
Гар бубинӣ миёни сӯхтагон.

***

Эй, ғамат ороми ҷони ошиқон,
Аз ту пуршодӣ ҷаҳони ошиқон.
Холи мушкинат саводулваҷҳи* мост,
Ин бувад бар рух нишони ошиқон.
Бар забонҳо зикри номат рафт, ҳайф,!
Ин бувад вирди забони ошиқон.
Ходимо, бар зоҳид афшон мирваҳа,**
Гар магас ронӣ зи хони ошиқон.
Ошиқон аз ҳар тараф дар ҷӯшишанд,
Кист оё дар миёни ошиқон?
То фузун аз ошиқон бошам басе,
Ошиқам бар ошиқони ошиқон.
Гар ба ҷонон зиндагӣ ёбӣ, Камол,
Зиндагӣ ёбӣ ба ҷони ошиқон.

---

* Саводулваҷҳ - рӯсиёҳӣ.
** Мирваҳа – бодбезан.

---

Эй лабат чун шакару нуқл, даҳон низ чунон,
Дили ман ошиқи номи ту, забон низ чунон.
Нури маҳз аст узори ту, ҷабин низ чунин,
Сирри ғайб аст даҳони ту, миён низ чунон.
Шуд равон сӯи ту ашкам, чу хиромон рафтӣ,
Сарв кам рафта чунин, оби равон низ чунон.
Гарчи гаҳ зоҳиру гаҳ чун даҳанат пинҳонӣ,
Ошкоро ҳама лутфиву ниҳон низ чунон.
Гул зи шавқи рухи ту ҷомадарон аст ба боғ,
Булбул аз мастии ту наъразанон низ чунон.
Зулфу абрӯ агар ин аст туро, рӯзи шикор
Нест ҳоҷат ба каманду ба камон низ чунон.
Гуфтаӣ: Хуни ту як рӯз бирезам ба яқин,
Дар дили хаста маро буд гумон низ чунон.
Ёр мехост, ки бе ҷурм шавад кушта Камол,
Ҳар чӣ мехост дили ёр, шуд он низ чунон.

***

Баҳри ишқат баҳри бепоёб гуфтан метавон,
Дурри васлат гавҳари ноёб гуфтан метавон.
Ошиқи гирён, ки гӯяд бо ту дасте деҳ ба мо,
Гарчи густохист, дар ғарқоб гуфтан метавон.
Гар кунам бо чашму дил гаҳ-гаҳ зи бахти худ ҳадис,
Пеши бедорон ҳадиси хоб гуфтан метавон.
Абрӯят аз гӯшагирон дил ба ноҳақ мебарад,
Қавли ҳақ дар гӯшаи меҳроб гуфтан метавон.
Гар нашуд гуфтан ба оҳу васфи чашмат, чун гурехт,

Аз хатат ҳарфе ба мушки ноб гуфтан метавон.
Булбулон шаб то саҳар аз гул ҳикоят мекунанд,
Ин ҳикоят бо гули сероб гуфтан метавон.
Ғам махӯр чун зоҳидони хушк аз пирӣ, Камол,
То ғазалҳои тари чун об гуфтан метавон.

Ба дида сӯи ту ҳайф оядам гузар кардан,
Нишони пои ту озурдаи назар кардан.
Ниҳодаем ҳама сӯи остони ту рӯй,
Ба азми тавба муборак бувад сафар кардан.
Лаби ту ҳамдами ҷон, чун бурем аз сари зулф?
Зи завқи ҷон кӣ тавонад ба тарки сар кардан?
Дуои ҷони ту гӯям ҳамеша пеши рақиб,
Ки бе дуо натавон аз бало ҳазар кардан.
Рақиб тез кунад, гуфтӣ, аз барои ту тег,
Кирост сабр? Бифармой тезтар кардан.
Зи бими он ки ба дармон ҳаволатам накунӣ,
Зи дарди худ натвонам туро хабар кардан.
Илоҷи дарди худ ар пурсӣ аз табиб, Камол,
Дар он мақом забон боядат бадар кардан.

***

Эй ниҳода доғи ҳиҷрон бар дили пурдарди ман,*
То чӣ ояд баъд аз ин бар ҷони ғампарварди ман?
Эй сабо гар бӯи ӯ дорӣ? Чӣ дорӣ? Зуд бош!
Варна чун ман рафта бошам, дарнаёбӣ гарди ман.
Мардуми чашмам ба хуни дил барои чашми халқ
Обуранге боз меорад ба рӯи зарди ман.
Шаб ҳама шаб ашк мерезам ба зорӣ ҳамчу шамъ,
Нисбате дорад ҳамоно дарди ӯ бо дарди ман.
Абри тардоман ҳамегиряд зи ашки гарми ман,
Кӯҳи сангиндил ҳаменолад зи оҳи сарди ман.
Дар миёни хоку хун мехуфтаму хун мехӯрам,
Хобухурди кас мабодо ҳамчу хобу х(в)арди ман.
Эй Камол, он дам, ки бо ман хилвате афтад туро,
Гар ту худ ҷони азизӣ, нестӣ дархурди ман.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори
нахуст ба хати имрӯзаи тоҷикӣ чоп мешавад.

---

Ба рух қадри гулу гулзор бишкан,
Сухан гӯ, қандро бозор бишкан.
Агар хоҳӣ шикасти мушк дар Чин,
Зи зулфи анбарин як тор бишкан.
Ба мижгон чун бикардӣ найзабозӣ,
Синон дар синаи афгор бишкан,
Шикасти ман дилат гар мекунад хуш,
Ба рӯзе хотирам сад бор бишкан.
Шигифт, эй боғбон, атрофи гулзор
Қафас бар андалеби зор бишкан.
Назар ҳам ғайратам ояд бар он сарв,

Ба чашми наргис, эй гул, хор бишкан.
Бизан сар бар дари майхона, сӯфӣ,
Димоғи ақли даъводор бишкан.
Ба рӯяш саҷда кун, номус бигзор,
Мусалмон шав, бути пиндор бишкан.
Камол, ин тавбае сад ҷо шикаста,
Ба бодаш деҳ, чу зулфи ёр бишкан.

***

Бар дарат бе об шуд ашкам зи бисёр омадан,
Баъд аз ин хун хоҳад аз чашми гуҳарбор омадан.
Эй дил, ар оҳанги он дар мекунӣ, чун оҳи хеш
Бояд аз худ шуд бурун в-он гаҳ бари ёр омадан.
Гар ба сад бандам нигаҳ доред чун оби равон,
Хоҳам аз шавқи гули хандон ба гулзор омадан.
Чун ба даври рӯяш, эй гул, ҳусн натвонӣ фурӯхт,
Аз чаман доманкашон то кай ба бозор омадан?!
Зоҳидо, шармат намеояд аз он чашмони маст,
Пеши арбоби назар то чанд ҳушёр омадан?!
Гар малӯлӣ, к-омадам пеши ту, дашномам мадеҳ
В-ар диҳӣ, хоҳам ба завқи он дигар бор омадан.
Чун табиби ошиқонӣ, ранҷа шав сӯи Камол,
Ҳаст қонуни атиббо пеши бемор омадан.

Барги гул хондамаш аз лутф, биранҷид зи ман,
Магар ин нуктаи рангин написандид зи ман?
Он паричеҳра, ки девонаи хешам гардонд,
Чӣ хато рафт, ки чун бахт бигардид зи ман?
Зоҳиран барги касе нест чу гул сарви маро
В-арна чун ғунча чаро рӯй бипӯшид зи ман?
То ба меҳри ту чу абрӯи ту пайвастам дил,
Чун сари зулф барошуфту бибуррид зи ман.
Шаб бар он дар задам аз шавқ чунон фарёде,
Ки саги кӯи ту дар хоб битарсид зи ман.
Ба вафоят, ки ман имрӯз бағоят хиҷилам
Аз рақиби ту, ки бисёр ҷафо дид зи ман.
Солҳо мунтазири пурсиши ӯ буд Камол,
Умр бигзашт дареғову напурсид зи ман.

***

Тарки дил гуфт он ду чашму дил зи бими ғамза хун,
Турк аз деҳ рафту саҳми ӯ нарафт аз дил бурун.
Чун ниҳод аз вусма зеҳ бар тоқи абрӯ, гуфтамаш:
Нест чун чашми ту турке зери тоқи нилгун.
Ошиқи фард аз сутуни хона ҳам дар ваҳшат аст,
Сохт Фарҳод аз паи ин хона бар худ Бесутун.
Толиби симурғ бошу кимиё, лекин маҷӯй
Дар бутон меҳру вафо в-аз ошиқон сабру сукун.
Гуфта будӣ, тарки сар кун, то бибӯсӣ пои ман,
Ончунон кардам, ки фармудӣ, чӣ фармоӣ кунун?
Сӯзи мо аз гиря шуд чун оташ аз равған зиёд,

Шамъро, оре, зи ашк афзун шавад сӯзи дарун.
Дур аз он лабҳои хандон чашми гирёни Камол
Тифли обафтодаро монад, ки бошад сарнагун.

Чашм агар ин асту абрӯ ину нозу шева ин,
Алвидоъ, эй зӯҳду тақво, алфироқ, эй ақлу дин!
Мекашӣ новак зи мижгон дар камони абрӯвон,
Гаҳ бад-онам мекушӣ, эй номусалмон, гаҳ бад-ин.
Гар парӣ мегӯядат, ман бо ту мемонам, маранҷ,
Беадаб гар одамӣ будӣ, нагуфтӣ инчунин.
Дӯш андак бурқаъе аз пеши рӯ бардоштӣ,
Дошт моҳи осмон пеши ту рӯе бар замин.
Гар малулӣ аз дилам, к-он ҷои торик асту танг,
Дида маъвоест равшан, баъд аз ин ин ҷо нишин.
Камтарин иқболи ман, бингар, ки худро бар дарат
Аз дари ихлос медорам ғуломи камтарин.
Баъд аз ин кам ҷӯй озори дили реши Камол,
Он чӣ дар дил доштам, гуфтам, ту донӣ баъд аз ин.

***

Ҳадиси ёри ширинлаб нагунҷад дар даҳони ман,*
Кӣ бошам ман, ки номи ӯ барояд бар забони ман.
Рақибам рӯзе аз чашмат ба куштан дод пайғоме,
Ҳанӯз он муждаи давлат нарафт аз гӯши ҷони ман.
Насими дӯстӣ ояд сагони остонашро,
Зи баъди мурдан ар як-як бибӯянд устухони ман.
Ғами ӯ то тавон дорад ба ҷон меҷӯяд озорам,
Чӣ меҷӯяд, намедонам, зи ҷони нотавони ман?
Гумон мебурдаме, к-он маҳ ба сарви бӯстон монад,
Чу дидам шакли ӯ, шуд рост аз қаддаш гумони ман.
Камол, ар бишнавад Саъдӣ ду байте з-ин ғазал, гӯяд:
Ки хоки боғи табъат бурд об аз «Бӯстон»-и ман.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал
ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

---

Чу зулфи ёр зи худ лозим аст бибридан,
Гар ихтиёр кунӣ хоки пош бӯсидан.
Дило, чу дар ҳарами ишқ меравӣ, худро
Чу шамъи ҷамъ адаб нест дар миён дидан.
Агар на доияи шабравист зулфи туро,
Чӣ мӯҷиб аст ба доман чароғ пӯшидан?
Бикушт печиши он зулфи тобдор маро,
Чунон ки дом кушад мурғро ба печидан.
Ҳамеша гирди ту хоҳем чун камар гардид,
Ки гирди мӯймиёнон хуш аст гардидан.

Ба хокбӯсии поят ҳанӯз дорам чашм,
Дар он замон, ки бихоҳам ба хок пӯсидан.
Камол, васфи миёнаш агар кунӣ таҳрир,
Қалам бибояд бориктар тарошидан.

***

Чӣ хуш аст аз ту бӯсе ба хушӣ ниёз кардан,*
Зи лаби ту ваъда додан, паси ваъда ноз кардан.
Мани дилсияҳ чу холат накунам шикеб аз он лаб,
Зи шакар куҷо тавонад магас эҳтироз кардан?
Ба суоли бӯса аз мо чӣ кунӣ ба хоб чашмон?
Дари мунъимон нашояд зи гадо фароз кардан.
Рухи хуб боз бикшо, ки қиёмат аст бе ту,
Чу қиёмат аст, бояд дари хулд боз кардан.
Ба суҷуд пеши қибла биниҳам хаёли рӯят,
Ки ҳузур бояд аввал, пас аз он намоз кардан.
Зи дари Ту ошиқонро ба ҳарам куҷо кашад дил,
Чу Ту Каъбаӣ, чӣ ҳоҷат ҳаваси Ҳиҷоз кардан?
Ту киӣ, Камол, боре, ки бисоти қурб ҷӯӣ?
Ба ҳадди гилем бояд сару по дароз кардан.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

---

Хоки поят дӯст дорад рӯи ман,
Нест айб, эй дӯстон, ҳуббулватан.
Хок гаштам, ин сухан чанд, эй рақиб?
Дар даҳан дорӣ, ки: Хокат дар даҳан!
Орзӯи мост зулфат, бишканаш,
Дар ҷаҳон як орзӯи мо шикан.
Гуфтаӣ: Дигар насӯзам ҷони ту.
Ҷони ман, дигар чӣ бошад сӯхтан?
Ман хасам, ту оташӣ, чанд интизор?
Дар дили ман з-интизор оташ мазан.
Эй рақиб, ар чашмам аз сар барканӣ,
Чашм агар з-ӯ барканам, чашмам бикан!
Ақлу дил, гуфтам, кӣ дуздид аз Камол?
Зери лаб хандон «Чӣ донам, - гуфт,- ман».

***

Дило, тӯҳфаи ҷон ба ҷонон расон,
Ниёзи гадо пеши султон расон.
Заминбӯси мӯрони баргаштабахт
Ба хоки ҷаноби Сулаймон расон.
Шунидам, ки чашмаш мусалмонкуш аст,
Маро пеши он номусалмон расон.
Аз он зулфи дилбанду чоҳи зақан
Маро муждаи банду зиндон расон.
Ҳадиси сари мову пои ҳабиб
Чу аз сар гирифтӣ, ба поён расон.
Зи ашки ман ин моҷаро гӯш дор,
Якояк ба он дурри ғалтон расон.

Зи селоби мижгон дуруди Камол
Ба Ҷайҳуну Хоразму Уммон расон.

Хабаре ёфтам аз ёр, мапурсед зи ман,
То наёред бари ман хабари дору расан.
Хабари дору расан рояти Мансур бувад,
Хабари рояти Мансур бувад қалбшикан.
Хабаре ёфтаам аз гулу аз боди баҳор,
Хабари ман бирасонед ба мурғони чаман.
Хабари мурғи чаман боғу гулистон бошад,
Хабари боғу гулистон чӣ кунад?
- Дафъи ҳазан.
Хабаре ёфтам аз накҳати пероҳани дӯст,
Ба хато чанд давед аз пайи оҳуи Хутан.
Хабари накҳати ҷонон чӣ бувад?
- Муждаи ҷон,
Муждаи ҷон чӣ бувад?
- Сӯҳбати ақлу дилу тан.
Хабаре ёфтам, эй ҷавҳарӣ, аз маъдани лаъл,
Ту чаро меравӣ аз баҳри ақиқе ба Яман?
Хабари маъдани лаъл он лаби ширин бошад,
Лаби ширин бибарад талхии ғамҳо зи даҳан.
Хабаре ёфтам аз давлати васли набавӣ,
Ту куҷо меравӣ аз баҳри Увайсе ба Қаран?
Хабари васл бувад муждае аз дӯст, Камол,
Хатм шуд қиссаи он рӯй ба ваҷҳи аҳсан.

Хоҳем нақди ҷону сар дар пои ҷонон рехтан,
Бар хоки кӯяш хуну ашк аз чашми гирён рехтан.
Ҳар гарди дарде, к-аз раҳи савдош гирд овард ҷон,
Дар хок ҳам натвонам он аз домани ҷон рехтан.
Маҷрӯҳи тири ғамзаро, гуфтӣ, зи лаб созам даво,
Суде намедорад намак бар захми пайкон рехтан.
Бар хони ҳусни худ накӯ кардӣ парешон зулфро,
Одат бувад бар рӯи хон сабзӣ парешон рехтан.
З-он сон, ки доманҳои зулф аз ҷону дил пур кардаӣ,
Ҷонҳои мо дар зери по хоҳӣ ба домон рехтан.
То бар дарат ҳар кас равон чун оби чашмам нагзарад,
Бар хоки он раҳ хорҳо хоҳам зи мижгон рехтан.

Аз гиря об аз хонаи чашми Камол омад фурӯ,
Бошад харобӣ хонаро аксар зи борон рехтан.

***

Хоҷа, чаро нишастаӣ, хез, ки рафт корвон,*
Бор бубанду шав ту ҳам аз пайи корвон равон!
Қасри амал чӣ мекунӣ? Равзани дилкушо бубин!
Кулбаи фақр хуштар аз шоҳнишини хусравон.
Рехт баҳори зиндигӣ барги худу ту бехабар,
Бар сари гул чу наргисӣ масти шароби арғувон.
Марди Худош афканад нафс, ки кӯҳ барканад,
Панҷаи шер бишканад зӯри ҳазор паҳлавон.
Рӯза гирифта порсо, вирд чӣ хонаду дуо?
Гурсунаи серӯзаро бар сари хон бигӯ, бихон.
Пир ҳарис бошаду ҳаст зи ҳирс пиртар,
Ин ки ба ҷаннат ояду боз шавад зи сар ҷавон.
Чист, Камол, ҷаннати адн, ки бигзаранд аз ӯ?
Аз ҳама метавон гузашт, аз дари ӯ наметавон.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

---

Дорӣ лабу даҳоне ширин, вале чӣ ширин!
Бар рух хатеву холе мушкин, вале чӣ мушкин!
Ғоратгарест зулфат, золим, вале чӣ золим!
Ошиқкушест чашмат, бедин, вале чӣ бедин!
Аз моҳ ранг гирад ҳар чизу ашки мо ҳам
Аз акси он ду рух шуд рангин, вале чӣ рангин!
Бинам биҳишт шояд дар хоби хуш, ки шабҳо
Дорам зи остонат болин, вале чӣ болин!
Бемор буд ошиқ в-он лаб, ки нӯш бодаш
Аз қанд сохт шарбат ширин, вале чӣ ширин!
Об аст оби он бар, дар об санг бошад,
Дар бар диле туро ҳам сангин, вале чӣ сангин!
Дар хайли дилбаронӣ султон, вале чӣ султон!
Пешат Камоли бедил мискин, вале чӣ мискин!

***

Хуш аст бар лаби маъшуқи маст бӯсидан,*
Ба ёди рӯи дилором бода нӯшидан.
Чӣ умри хуш, ки гузаштӣ ба васли ёр маро,
Агар мурод муяссар шудӣ ба кӯшидан.
Рақиб арчи насиҳат кунад, вале натавон
Ба бонги ҳар саге аз кӯи дӯст гардидан.
Буто, зи коми дили худ зи боғи рухсорат
Гуле чунон ки ту донӣ, куҷо тавон чидан?
Чу акси ҷавҳари оби ҳаёт рӯҳафзост
Ақиқи бодафурӯшат ба гоҳи хандидан.
Касе, ки васфи ҷамолат шунид, мумкин нест,
Ки бигзарад ба малолат зи ишқ варзидан.
Агарчи теғи аҷал бар сари Камол омад,

Ба ҳеч рӯ натавонад дил аз ту бибридан.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

---

Дар сари занҷири зулфи ӯ мани беақлу дин
Боз дарпечидаам, ҳазо ҷунунулошиқин.
Дӣ табиб омад ба пурсиш бар сари болини ман,
Гуфт: Бинам заҳмати ту. Гуфтамаш: Заҳмат мабин!
Пеши лаб холи сияҳро он ду рух гар ҷой дод,
Содагӣ бошад магасро бар шакар кардан амин.
Чун шавӣ, эй тир, аз он тиркаш равон, маншин ба хок,
Ту ба қадди ёр мемонӣ, биё, дар ҷон нишин!
Лутфи андомат, ки пероҳан ба доман менуҳуфт,
Тарсам аз соид, ки нанҳад дар миён бо остин.
Остинбӯсат чу касро барнамеояд зи даст,
Доман аз мо - хокиён чун зулф боре бармачин.
Ё нишон дар пеши теғам, ё нишин пеши Камол,
Ман нахоҳам умр бе ту, ё чунон кун, ё чунин.

***

Дилбари нозукдили ман ҳар замон ранҷад зи ман,
Гар лабаш гӯям ба ҷон монад, ба ҷон ранҷад зи ман.
Гар бубандам нақши бӯсаш дар хаёл, ояд ба чанг
В-ар барорам номи он лаб бар забон, ранҷад зи ман.
Гар бигӯям, нест хубонро мусалмониву раҳм,
З-ин шикоятҳо нахуст он дилситон ранҷад зи ман.
Фитнаангезиву шӯхиро агар айбе ниҳам,
Аввал он чашм, он гаҳе он абрувон ранҷад зи ман.
Дӯсттар дорам зи хубонаш, ҳама донанд, - гӯ,
Ман чӣ ғам дорам, гар ин озорад, он ранҷад зи ман.
Хотири ҷону ҷаҳони ман чу бошад барқарор,
Саҳл бошад, гар дили халқи ҷаҳон ранҷад зи ман.
Дарди сар кам деҳ ба нола он саги кӯро, Камол,
Гар намехоҳӣ, ки ёри меҳрубон ранҷад зи ман.

Дил аст ҷояш, ё дидаи фитода ба хун,
Бад-ин хушем, ки боре аз ин ду нест бурун.
Аҷаб мадор, ки парвона шаб наёромид,
Ки шамъ Лайлии ҳусн асту ошиқаш Маҷнун.
Фузун зи моҳи нав аст абрுяш ба сад хубӣ,
Ки сад бувад чу бигиранд дар ҳисоб ду нун.
Чу ҳамнишини қадат шуд дил, изтироб намуд,
Зи дил сукун равад, ар бо алиф шавад мақрун.
Ба анкабут бигӯед то ба як-ду магас
Тани низори ман орад ба хона баҳри сутун.
Даруни дил чу нишастӣ, наистод даме

Зи дида хуну бад-ин ваҷҳ рафт то акнун.
Зи ҷаври қандлабе гарм рафт ашки Камол,
Ба тозиёнаи Ширин даванда шуд Гулгун.

***

Диламро сабр мумкин нест аз рӯи накӯ кардан,
Диле гар инчунин бошад, нашояд айби ӯ кардан.
Ба шабгардӣ баромад номи ман чун моҳ дар кӯяш,
Шабе аз равзанаш ночор хоҳам сар фурӯ кардан.
Ба ҳусн, оина мегӯяд, ки ҳастам чун маҳи рӯяш,
Ман он рӯсахтро бо дӯст хоҳам рӯбарӯ кардан.
Кунун гар фурсате дорӣ, манеҳ як лаҳза ҷом аз каф,
Ки хоҳад кӯзагар рӯзе зи хоки мо сабӯ кардан.
Ба хуни дил вузӯ созам, чу орам рӯ ба абрӯяш,
Ки дар меҳроби дилҳо саҷда натвон бе вузӯ кардан.

Дили ман ошиқи ёрест, ки гуфтан натавон,
Рӯзу шаб дар паи корест, ки гуфтан натавон.
Ин ҳама чеҳра, ки кардем ба хуноба нигор,
Аз ғами рӯи нигорест, ки гуфтан натавон.
Дида з-он дам, ки зи хун хоки дарат шуст ба ашк,
Бар дил аз дида ғуборест, ки гуфтан натавон.
Домани чун ту гуле кай ба каф орам, ки рақиб
Дар ту овехта хорест, ки гуфтан натавон.
Чашми хунрези туро дӯш ба хунам, ки бирехт,
Дар сар имрӯз хуморест, ки гуфтан натавон.
Бо ту, эй сангдил, аз ман кӣ расонад, ки маро
Бар дил аз ҳаҷри ту борест, ки гуфтан натавон.
Саҳл машмар, ки ба зулфи ту дарафтод Камол,
Ки дар ин дом шикорест, ки гуфтан натавон.

***

Дил нисори зулфи ҷонон кард ҷони хештан,
Ҷон диҳад мурғ аз барои ошёни хештан.
Ҳамчу шамъ аз ангубин комам зи ширинӣ бисӯхт,
То гирифтам номи он лаб бар забони хештан.
Қумрии нолон, ки ошиқ буд бар болои сарв,
Дар сари ӯ кард охир хонумони хештан.
Дарди сар овардаам бар дар, бимолаш зери по,
Дафъ кун дарди саре аз остони хештан.
Аз лабат кардам сухан, бигзор, то номат барам,
Чун ба оби зиндагӣ шустам даҳони хештан.
Гар надорӣ бовар аз бемории ин нотавон,
Худ бубин инак ба чашми нотавони хештан.

Меҳўрад хуни ҷигар бе ту, ба ҷони ту, Камол,
Меҳўрад савганд, бовар кун ба ҷони хештан.

Дил, ки мерафт зи худ, чун наравад боз чунин,
Чашму абрўи туро шева чунон, ноз чунин.
Мани бедил чу зарам бо ту зи ихлоси дарун,
Қалб чун нест маро, ин ҳама магдоз чунин.
Тири хокӣ набувад расм, ки дур андозанд,
Хокиям ман, зи худам дур маяндоз чунин.
Чун шавӣ қосиди ҷонҳо, бинеҳ аз ман бунёд,
То барояд ҳама корат, бикун оғоз чунин.
Воиз, он гўш, ки панди ту шунидӣ ҳама вақт,
Шуд зи фарёди ту кар, бармакаш овоз чунин!
Ҳамдамиҳост ба он ғамза дили пурхунро,
Кас нашуд ҳамдаму ҳамроз ба ғаммоз чунин.
Гуфтаӣ, ҷои ту бар хоки дари мост, Камол,
Он маҳал нест гадоро, макун эъзоз чунин.

***

Дўстон, марҳамате бар дили бечораи ман,
Ки бирафт аз бари ман ёри ситамкораи ман.
Дил ниҳодам мани мискин ба ҳалоки тани хеш,
Чӣ кунам, дар ғами ў нест ҷуз ин чораи ман?!
Вой бар ҷони ману бекасиву танҳоӣ,
Ки набудӣ ғами ў мўнису ғамхораи ман.
Ҳаваси лаъли лаби ў ба хароботи муғон
Кард  садбора гарав хирқаи садпораи ман.
Эй сабо, гар гузар аз кўи дилором кунӣ,
Бозпурсӣ хабаре з-ин дили овораи ман.
Дорам имрўз сари он, ки кунам ҷонбозӣ,
Гар қадам ранҷа кунад дўст ба наззораи ман.
Гар наёрад ба забон сўзи ту чун шамъ, Камол,
Худ гувоҳ аст бар ў гунаи рухсораи ман.

Рози ишқат зи дил омад ба забон,
Меҳр дар зарра нуҳуфтан натавон.
Гуфтӣ: Аз чашми ту хун меояд.
Ҳар чӣ меояд аз ў, даргузарон.
Даҳанат дидаму гуфтаам: Шакар аст!
Гуфтамаш ҳар чӣ хуш омад ба забон.
Лоф агар зад ба қадат сарви чаман,
Гўяш инак фарас, инак майдон!
Нисбати рўи ту карданд ба моҳ,
Моҳ чархе бизад аз шодии он.
Гуфтаӣ: Хуни ту резем, Камол,

З-интизорам чӣ кушӣ, бош бар он?!
Бандаам, хоҳ бикуш, ҳоҳ бубахш,
Ҳокимӣ, хоҳ бихон, хоҳ бирон.

***

Рӯи ӯ аз зулф дидан метавон,
Гул шаби маҳтоб чидан метавон.
Гарчи зулфи ӯ зи сар то по ҷафост,
Ин ҷафо аз вай кашидан метавон.
Куштанӣ мурғе, ки бошад хонагӣ,
Гар ба боми ӯ паридан метавон.
Бо лабаш дар меваи ширини васл
Гар расад вақте, расидан метавон.
Аз даҳонаш чашмаи оби ҳаёт
Гар бақо бошад, чашидан метавон.
Дил ба захме аз ту тарки нола гуфт,
Вақти марҳам орамидан метавон.
Дид акси ҷон дар он ораз Камол,
Акси гул дар об дидан метавон.

Зулф бар дӯш он парӣ дар моҳтоб омад бурун,
Гӯиё, аз сӯи Чин сад офтоб омад бурун.
Дур созам, гуфтам, ашк аз чашми тар бо остин,
Чашма чандоне, ки кардам пок, об омад бурун.
Меравад оҳам ба гардун, то зи дил хун меравад,
Дуд аз равзан зи хуноби кабоб омад бурун.
Ков-кови хирқаҳо карданд дар даври лабаш,
З-остини сӯфиён ҷоми шароб омад бурун.
Гар зи дил берун шуду биншаст бар чашмам, чӣ бок?!
Буд ганҷе ҳусн, аз кунҷи хароб омад бурун.
Бӯсаҳо додам ҳамоилро, ки аз бахри рақиб
Чун кушудам фол, оёти азоб омад бурун.
То наёфтад дар давидан пеши болояш Камол,
Аз дари хилват ба таъҷилу шитоб омад бурун.

***

Зи нишоту айш бодо лаби ту ҳамеша хандон,
Шакар аст он, на лабҳо, гуҳар аст он, на дандон!
Ба даҳони танг фармо, ки зи ҳуққа марҳаме деҳ,
Чу ба ханда тоза кардӣ сари реши дардмандон.
Ба ғубор гирди рӯи ту хате навишта дидам,
Ки ба ҳусн аз он чӣ будӣ, шудаӣ ҳазорчандон.
Қалами мусаввирон, гӯ, сари худ бигиру мерав,
Ту биёву сурати худ бинамо ба нақшбандон.
Ба бутони оҳаниндил нашавӣ, дило, муқобил,
Ки ту обгина дориву наӣ ҳарифи сандон.
Чу маҷоли бӯса афтад ба лаби ниёзи сӯфӣ,
Туву остини зоҳид, ману остини риндон.

Наниҳӣ, Камол, худро зи сагони остонаш,
Ки ба пояи бузургӣ нарасанд худписандон.

Зери по доманкашон зулфи дутои ӯ бубин,
Бар замин афтод чандин сар ба пои ӯ, бубин!
Ҷаннати аълову Тубо фикри дур асту дароз,
Баргузар з-он кӯю қадди дилрабои ӯ бубин.
Тӯтиёро гар хаёли чашм равшан кардан аст,
Гӯ, ба чашми мо биёву хоки пои ӯ бубин.
Гаҳ ба ғамза ҷанг ҷӯяд, гаҳ ба ораз оштӣ,
Ҳар замон бар ину он ҷангу сафои ӯ бубин.
Дида раъйи пойбӯси сарви ту дорад чу об,
То чӣ ғоят равшану олист рои ӯ, бубин!
Дил ҳалоки ҷони худ мехост бе ту дар дуо,
Оқибат чун мустаҷоб омад дуои ӯ, бубин!
Бо саги кӯяш сари ҳамсӯҳбатӣ дорад Камол,
Аз муҳиббон ҳиммати камтар гадои ӯ бибин.

***

Сарв мемонад ба қадди ёри ман,
Хоки пои сарв аз он рӯ шуд чаман.
Мекунанд аз лутфи худ бо ту ҳадис
Ғунчаву савсан, забон бину даҳан!
Гул турову ӯ маро ёри азиз,
Сӯҳбати Юсуф беҳ аз сад пераҳан.
Зулфи ту доим расантобӣ кунад,
То кашад дилҳо аз он чоҳи зақан.
Нақди ҷон афшон зи лаб бар хони ишқ,
Боз шӯре дар намакдонҳо фикан.
То намеоӣ ту пеши ошиқон,
Ошиқонро ҷон намеояд ба тан.
Хоҳишат дил буд, бурдӣ аз Камол,
Ҷони ман, дигар чӣ мехоҳӣ зи ман?

Сӯхт ба доғи ғам чунон дил, ки намонд аз ӯ нишон,
Пеши ман о, даме нишин, оташи ҷони ман нишон.
Бе ту маро зи  ташнагӣ омада буд ҷон ба лаб,
Дод зи оби зиндагӣ холи лаби туам нишон.
То фиканӣ ба зери по ҷони ҷаҳониён ҳама,
Даст зи остин бикаш, домани зулф барфишон.
Панду насиҳати касон талх кунанд айши ман,
Носеҳи талхгӯйро чошние зи лаб чашон.
Мастии мо зи чашми ту сар ба ҷунун кашад яқин,
Чун ба карашмае аз ӯ ҷумла шудем сархушон.
Ман на ба ихтиёри худ меравам аз қафои ту,

Он ду каманди анбарин мебарадам кашон-кашон.
Баҳри парӣ агар касе уд бар оташ афканад,
Сӯхт Камол уди ҷон аз ҳаваси паривашон.

***

Сӯхт ҷонам, то зи бод афтод зулфат бар зақан,
Ташнаро ҷон сӯзад, оре, чун ба чоҳ афтад расан.
Дида то мими даҳону нуни абрӯи ту дид,
Нақши он бастам ба дил, чун буд ҳар ду нақши ман.
Дилбаронро аз буруни пераҳан бошад хаёл,
З-он миён ўро хаёле дар даруни пераҳан.
Мекунад сарв аз фузулӣ пеши он гул по дароз,
Эй сабо, чандон ки пояш бишканӣ, бар вай бизан.
Гар дарорад сар ба меҳр он зулф, бар рухсор неҳ,
Чун мусалмон шуд, бигӯ, зуннор бар оташ фикан.
Мо фақирему гадо, донам, надорад гӯши мо,
Чун ба зар ўро тааллуқҳост чун дурри Адан.
Нестию тангдастӣ бошадат доим, Камол,
Чун надорӣ дил, ки дорӣ даст аз он шириндаҳан.

Сӯхтӣ, эй марҳами ҷонҳо, даруни реши ман,
Оташе биншон зи дил, яъне нишин дар пеши ман.
Шокирам з-инъоми махдуме, ки гуфтӣ бо рақиб:
Бештар деҳ бахши ғам бо ошиқи дарвеши ман!
Эй, ки ҳам чокар шудӣ, ҳам банда ёри хешро,
Гар надорӣ ор аз ин, ёри манӣ, ҳам хеши ман,
Ақлро андешаи дур аст азми кӯи дӯст,
Хок бар андешаҳои ақли дурандеши ман!
Гуфтам: Ар нӯше набошад кам зи неш, он ғамза гуфт:
Бо дили маҷрӯҳ то кай ранҷа созӣ неши ман?!
Баҳри пайкон дар низоъ афтанд ҷону дил ба ҳам,
Гар ба ҷон тире расад аз турки кофиркеши ман.
Ёди ҷон кардию дилро аз лаби ҷонон, Камол,
Ёд додиву парокандӣ намак бар реши ман.

***

Шабе хоҳам чу шамъаш лаб газидан,
Бад-ин қавлам забон бояд буридан.
Чу он лаб дар хаёл орад ду чашмам,
Чу об аз нозукӣ гирад чакидан.
Надонам ашки хунин аз паи кист,
Ки дам бар дам фитодаш аз давидан.
Маро чашмӣ, гарат бинам, чӣ бошад,
Ба чашми худ гуноҳе нест дидан.
Ҳадиси ҳусни гул нозук ҳадисест,
Зи булбул бояд ин маънӣ шунидан.
Магӯ, эй боғбон, бугсил аз он сарв,
Ки ҳайф аст аз чунон сарве буридан.

Камол, он зулф дол асту хаёл аст
Чунон доле ба ангуштон кашидан.

Шабе нагзарад бар ду чашм ашки гулгун,
Ки аз дидаи мо наёрад шабехун.
Гар он маҳ пазирад зи ман оҳу нола,
Аз ин сон матоаш фиристам ба гардун.
Хаёлат чу бар оби чашмам нишинад,
Бигӯянд: Биншаст Ширин ба Гулгун.
Куҷо истанд оҳувон пеши чашмат,
Ки доранд аз ту ҷигарҳои пурхун.
Чу ёд ояд он абрувон дар намозам,
Нахонам ба меҳроб ҷуз сураи Нун.
Зи лаб хастагонро диҳад нӯшдору,
Табиби шифобахш бошад ба Қонун.
Камол, аҳли ҳикмат чу шеъри ту хонанд,
Аз ин хуб таркиб созанд маъҷун!

***

Шаҳи лашкаркаши мо бурд аз мо ақлу ҳушу дин,
Чаро он турки кофиркеш ғорат мекунад чандин?!
Дар он саф, к-ӯ сипаҳ ронад ба қасди ғорати дилҳо,
Диле, к-он ҷо нахоҳад шуд асири ӯ, зиҳӣ мискин!
Чу дуди оҳи худ бо ӯ расондам, сӯхт чашмонаш,
Чӣ бинӣ зарқи худ, сӯфӣ, ту кофирсӯзии ман бин!
Ҷаҳонгирӣ ҳамин бошад, ки чун бурқаъ барандозӣ,
Рухат филҳол бикшояд Хито, зулфат бигирад Чин.
Маро ҳар лаҳза бо тири ту ҷанги дигаре бошад,
Чу бинам нӯги он пайкон ба хуни дигаре рангин.
Ба Гулгун гар ҳавас дорӣ, ки биншинӣ ба Ширинӣ,
Ду чашмам шуд ба хун гулгун, биё, бар чашми ман биншин!
Камол, имсол чанде шуд ғазал бар асп гуфт аскар,
Суханҳои сариаспӣ набошад ғолибан беҳ з-ин.

Ошиқи кист дилам, боз нахоҳам гуфтан,
Сари мӯе ба кас ин роз нахоҳам гуфтан.
Васфи он рӯй, к-аз осеби назарҳост ниҳон,
Пеши риндони назарбоз нахоҳам гуфтан.
Гар бипурсад зи ман он ғамза, ки хуни ту кӣ рехт?
Ҳаргиз ин роз ба ғаммоз нахоҳам гуфтан.
Гилаву нозу итоби ту ба он абрӯву чашм
Гар кушӣ сад раҳам аз ноз, нахоҳам гуфтан,
Пеши болот, к-аз ӯ шӯҳрати Тӯбо паст аст,
Сухани сарви сарафроз нахоҳам гуфтан.
Дар мақоме, ки биронам сухан аз сангдилон,
Ҷуз ҳадиси ту дар оғоз нахоҳам гуфтан.

Гар бигӯям зи саги кӯи ту васфе ба Камол,
Ҷуз ба икрому ба эъзоз нахоҳам гуфтан.

***

Тӯтӣ лаби ту диду дарафтад дар сухан,*
Бурд аз даҳони танги ту тунги шакар сухан.
Аз фундуқи ту ҳеч нахезад ба ҷуз набот,
Дар пистаи ту ҳеч нағунҷад, магар сухан.
Аввал ҳадиси рӯи ту гӯянд булбулон
Бар шохсори гул, чу дароянд дар сухан.
Бо аҳли ишқ одати ту талх гуфтан аст,
Оре, чу аз лаби ту надорад хабар сухан.
Дилро ба пеши лаъли ту қалб аст нақди ҷон,
То ҳамчу сикка бо ту нагӯяд ба зар сухан.
Барбод рафт умри азиз, охир, эй сабо,
Дар пеши он нигор бигӯ ин қадар сухан.
Мақсуди гуфтугӯи Камол аз миён туӣ,
Гуфт он чӣ дошт бо ту, нагӯяд дигар сухан.

---

* Мисраъи аввали ин ғазал дар нусхаи чопи Душанбе чунин сабт шуда: «То тӯтии лаби ту дарафтод дар сухан» ва пайдост, ки хатои қалами котиб аст.

---

Ишқ ҳолест, ки Ҷабрил бар он нест амин,
Соҳиби ҳол шиносад сухани аҳли яқин.
Ҷуръае бар сари хок аз майи ишқ афшонданд,
Аршу курсӣ ҳама бар хок ниҳоданд ҷабин.
Мурғи фирдавс дар ин парда навозад дастон,
Тӯтии қудс аз ин оина гирад талқин.
Аҳли фатво, ки фурӯрафтаи килку вараканд,
Мушриконанд, ки иқрор надоранд ба дин.
Муфлиси ишқ надорад ҳаваси мансабу ҷоҳ,
Хоки ин роҳ беҳ аз мамлакати рӯи замин.
Шаби қурб аст, марав, эй дили ҳақдида, ба хоб,
Ки сари зиндадилон ҳайф бувад дар болин.
Эй ки равшан нашудат ҳоли дили сӯхтагон,
Ҳамчу шамъ аз сари ҷон хезу бар оташ бинишин.
Бод равшан ба тамошои рухат чашми Камол,
Ин дуоро зи ҳама халқи ҷаҳон бод омин!

***

Қад аст он, ё алиф, ё сарви симин,
Бигӯям рост, ҳам ониву ҳам ин.
Хати сабзат зи рух дил бурдан омӯхт,
Ки тӯтӣ гирад аз оина талқин.
Зи беморӣ маро дарди саре нест,
Чу хоки остони туст болин.
Ба рӯят зулфро тайи макон аст,
Ки шаб дар Рум бошад, рӯз дар Чин.
Зиҳӣ Фарҳоду ширинкории ӯ,
Ки дунё карду дин дар кори Ширин.

Беҳ аз Фарҳод марди бори ғам нест,
Ки бори ошиқӣ борест сангин.
Камол, аз лутфи он лаб гӯву рухсор,
Ки хуш бошад ҳикоятҳои рангин.

Кӣ хабар барад ба ёр аз мани мубталои ғамгин,
Ки лабаш бирехт хунам ба баҳонаҳои рангин.
Шаби ҳаҷри дилфурӯзон чу саҳар надорад имшаб,
Ту ҳам, эй чароғи маҷлис, ба умеди субҳ маншин!
Сари мо дигар нахоҳад ба вуҷуди остонат,
Ки ба хок ҳам бубинад ҳама умр нақши болин.
Ба суманбарони бӯстон бибар, эй сабо, паёме,
Ки ба булбули хушилҳон накунед ноз чандин.
Агар оядам ба хилват чу ту сарви гулузоре,
Накунем майли саҳро ба тафарруҷи раёҳин.
Дил аз ин каманди савдо, аҷаб, ар халос ёбад,
Магар он, ки ту кушоӣ гираҳе зи зулфи мушкин.
Чӣ ғариб, илтифоте ба Камол агар намоӣ,
Ки кунанд подшоҳон назаре ба ҳоли мискин.

***

Корам зи даст шуд, назаре кун ба кори ман,*
Бингар ба кори банда, Худовандгори ман!
Фориғ шудам зи ҷаннату фирдавсу ҳури ин,
То уфтод бар сари кӯят гузори ман.
Бас ҷони нозанин, ки чу гул меравад ба бод
Дар пои сарви нози ту, эй гулузори ман!
То ҷилва кард сарви қадат бар канори чашм,
Холӣ нагашт оби равон аз канори ман.
Гуфтӣ: Шабе биёяму бистонам аз ту ҷон.
Зинҳор, ҷони ман, ки мадеҳ интизори ман!
Вақте, ки бигзарӣ ба сари турбати Камол,
Роҳат расад басе ба тани хоксори ман.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

Гар сар зи теғи тезат дорад сари буридан,
Ман бори сар нахоҳам бори дигар кашидан.
З-ин сон, ки ҷон ба ё Раб з-он ғамза хост тире,
Як тир бар нишона хоҳад яқин расидан.
Ҳар кас ба дафъи дарде ором ёбаду ман,
То дарди ӯ наёбам, натвонам оромидан.
Гар порсо бихонад дар зери лаб дуое
Баҳри шифои дардам, нагзорамаш дамидан.
Ҳар шарбате, к-аз инам ранҷуртар насозад,
Гар ташналаб бимирам, натвонамаш чашидан.
Ҳикматфурӯш то кай марҳам ҳамекунад арз?

Мо хастагон нахоҳем инҷо аз ӯ харидан.
Гӯши Камол пур шуд аз оҳи дардмандон,
Дигар наметавонад номи даво шунидан.

***

Гар шабе он маҳ зи манзил бе ниқоб ояд бурун,
Аз сари шаб то дами субҳ Офтоб ояд бурун.
То ба чашми мо хаёли он лаб омад, хоб рафт,
Чун намак афтад даруни чашм, хоб ояд бурун.
Аз ҷигар хуне, ки резам, дил ғизо месозадаш,
Қути оташ бошад он хун, к-аз кабоб ояд бурун.
Ҳар куҷо бошад нишони пои ӯ, он ҷо ба чашм
Хок бардорем чандоне, ки об ояд бурун.
Кай бурун ояд лабат аз ӯҳдаи бӯсе, ки гуфт?!
Чун муҳол аст оби ҳайвон, к-аз сароб ояд бурун.
Хирқаҳои сӯфиён дар даври чашми масти ту
Солҳо бояд, ки аз раҳни шароб ояд бурун.
Бо ҳама тақвою зӯҳд, ар бишнавад номат Камол,
Аз даруни савмаа масту хароб ояд бурун.

Мо боз дил ниҳодем бар ҷаври дилситонон,
Моро ба мо гузоред, ёрону меҳрубонон!
Аз бими бадзабонон бурдан наметавонем
Илло ба зери лабҳо номи шакардаҳонон.
Бо чашму ғамзаи ту афтода ҷони ширин
Ҳамчун мавиз амонат дар дасти туркмонон.
Холи ту хӯрд хунам, то дошт боғ он рух,
Оре, ҳаромхора бошанд боғбонон.
Дар зулфи ту муқайяд ҷонест ҳар танеро,
Бигзор, то фишонанд он зулф ҷонфишонон.
Чашмон ба куштани мо то чанд ранҷа созӣ?
Бахшой, то тавонӣ бар ҷони нотавонон.
Дилбар чу хат бирорад, сӯзад, Камол, ҷонат,
Ин ҳарф ёд дорам аз нонавиштахонон.

***

Гар қадди ҳамчу сарваш дар бар тавон гирифтан,*
Умри гузашта дигар аз сар тавон гирифтан.
Гӯянд: Дил зи хубон баргир! Ҳошалиллаҳ!**
Ҳаргиз! Чӣ гуна аз ҷон дил бартавон гирифтан?!
Дар умри худ гирифтам як бӯса аз даҳонаш,
Гар бахт ёр бошад, дигар тавон гирифтан.
Ҳаргиз бувад, ки як шаб маст аз дарам дарояд,
К-он фитнаро ба мастӣ дар бар тавон гирифтан.
То кай ба бӯи васлаш миҷмар тавон ниҳодан?
То кай ба ёди лаълаш соғар тавон гирифтан?
Ҷону сару дилу зар кардам нисори пояш,
Баҳри матои саҳле дил бартавон гирифтан.
Доим Камол шеъраш дар рӯи худ бимолад,

Сеҳри ҳалол бошад, дар зар тавон гирифтан.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал
ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.
** Ҳошалиллаҳ - 1. Худо нигаҳ дорад!
2. ҳаргиз, ҳеч гоҳ, мабодо.

---

Ману меҳнати ту, зиҳӣ роҳати ман!
Чӣ роҳат, ки бахти ману давлати ман!
Чу ман бо ту бошам, зиҳӣ роҳати ту,
Агар ин набошад, зиҳӣ меҳнати ман!
Ба дашноми ман ранҷа гаштӣ, шунидам,
Зиҳӣ хории ту, зиҳӣ иззати ман!
Ману иқтидо бо ту дар ҳар намозе,
Ҳамин аст то зиндаам нийяти ман.
Ғамам, гӯ, махӯр, чунки он ёри дерин
Накӯ мешиносад ҳақи неъмати ман.
Зи тасдеъ метарсам, эй ҷон, равонтар
Зи хоки дари ӯ бубар заҳмати ман.
Камол, ин шараф то қиёмат туро бас,
Ки гӯяд фалонист дар хидмати ман.

***

Маро, ки хирқаи азрақ ба бода шуд гулгун,*
Ҳавои шоҳиду май кай равад зи сар берун?
Ба ҳар қадаҳ, ки биёбад табассуми лаби ёр,
Ҳиҷобвор аз ӯ ақлро кашам берун.
Зи нуҳ равоқи фалак бартар аст хонаи ишқ,
Гумон мабар, ки кас он ҷо расад ба ҳиммати дун.
Камоли ишқ ҳамин бошаду ниҳояти фикр,
Ки ҷуз тасаввури Лайлӣ намекунад Маҷнун.
Ба ҷуз дуои висолаш зи даст барнояд,
Муроди он ба иҷобат намешавад мақрун.
Чӣ суд аз он, ки бипӯшам ба доман оташи дил,
Ки мекушад рухи шамъӣ миёни сӯзи дарун.
Ба ҷаври дӯст ризо деҳ Камолу ҳеч магӯй,
Ки дар тариқи муҳаббат чаро нагунҷаду чун.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал
ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

---

Маҳи идат муборак бод, эй хуршеди маҳрӯён!
Зи лаб ҳалвои идӣ деҳ нахустин бо дуогӯён.
Халоиқро назар дар моҳу моро бар ту наззора,
Ба рӯят ошиқонро иду мардум моҳи нав ҷӯён.
Маҳи иду шаби қадре, ки меҷустанд ону ин,
Дили мо ёфт дар зулфи сиёҳи анбаринмӯён.
Сабоҳи ид агар созанд атрӣ маҷлиси моро,
Шакар гиранду уд аз зулфу лабҳои суманбӯён.
Рақиб, эй кош, аз ногаҳ чу моҳи рӯза мешуд гум,
Ки ман бе рустоӣ ид мекардам ба дилҷӯён.
Намози ид хоҳам кард, ҳон, соқӣ, биёр обе
Барои обдасти ман зи ибриқи қадаҳшӯён!

Касон шод аз маҳи иду Камол аз ёри маҳманзар,
Ҳама муштоқи рӯи моҳу ӯ муштоқи маҳрӯён.

***

Нахоҳам беш аз ин аз халқ рози хеш пӯшидан,*
Намеояд зи ман коре ба ғайр аз бода нӯшидан.
Агарчи дидани хубон ҳама айни бало бошад,
Ба ҳар сурат, ки мебинем дидан беҳ зи нодидан.
Дилу динро зи дарвешӣ бубахшидем ба дарвеше,
Биёмӯзед, эй шоҳон, аз ин дарвеш бахшидан.
Агарчи ишқ ногоҳон ба хотирҳо фурӯ ояд,
Валек ӯро ба муддатҳо бубояд низ варзидан.
Фалак, гӯ, ҳар замон мегард аз ин авзои беҳосил,
Нахоҳад маркази хокӣ зи вазъи хеш гардидан.
Насиҳатгӯ агар панде диҳад, саҳл аст, гӯ, мегӯ,
Забони ӯву он гуфтору гӯши мову нашнидан.
Камоли хастахотирро хуш омад субҳдам нола,
Бале, хуш бошад аз булбул ба вақти субҳ нолидан.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал
ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

Ман нахоҳам дида аз рӯят дигар бардоштан,
Мушкил аст аз дидаи равшан назар бардоштан.
Чашм дорӣ, эй кабӯтар, ин чӣ густохист боз,
Номае, к-он ҷост номи ӯ, ба пар бардоштан.
Ҳамчу бар мӯест аз ҷо баргирифтан бори кӯҳ,
Пеши он мӯи миён бори камар бардоштан.
Дида гирён хост гарде аз дараш, хандиду гуфт:
Чун тавон, эй дида, гард аз хоки тар бардоштан?
Эй магас, маншин бар он лаб, ҷони ширин, гӯш дор,
Бори ту натвонад аз лутф он шакар бардоштан.
Бори шабҳои фироқат чун тавонад баргирифт,
Он ки натвонад зи заъф оҳи саҳар бардоштан.
Сар муҳаққар буд, чун бинҳод бар пояш Камол,
Аз хиҷолат боз натвонист сар бардоштан.

***

Намедиҳад даҳанат коми мо аз он лаби ширин,
Чаро ба тангдилон мекунад музоиқа чандин?
Чу бӯсае зи ту хоҳам, сӯи рақиб газӣ лаб,
Зиҳӣ тааллули ширин, зиҳӣ баҳонаи рангин!
Ҳамеша ман зи Худо давлати висоли ту хоҳам,
Бувад, ки вақти дуо бигзарад фариштаи омин.
Агар саодату давлат дуаспа оядам аз пас,
Чу дар рикоби ту бошам, кадом мартаба беҳ з-ин?!
Чунин, ки хоби шаб аз мо ба чашми маст рабудӣ,
Дигар ба хоб набинӣ, ки сар ниҳем ба болин.
Дило, чу накди ту ҷуз бори обгина наёмад,
Макун муомила бори дигар бад-он дили сангин.
Расид то дари Деҳлӣ қавофили сухани ман,
Куҷост Хусрав то бишнавад мақолати Ширин?!

Камол чун суханат беҳ зи Хусраву зи Ҳасан омад.
Дигар мадор аз ину аз он таваққӯъи таҳсин.*

---

* Дар нусхаи чопи Душанбе байтҳои се, чаҳор ва ҳафтуми ғазали боло ихтисор шудаанд. Аз нусхаи Давлатободӣ ба ғазал тасҳеҳу такмил ворид намудем. А.Суруш.

---

Нӯш кун, хоҷа, алорағми суроҳишиканон
Бодаи талх ба ёди лаби шириндаҳанон.
Ба талаб ёфт нишони лаби Ширин Фарҳод,
Раҳ сӯи лаъл набурданд ба ҷуз кӯҳканон.
Хок бар фарқи касоне, ки зару сим ба хок
Боз бурданду нахӯрданд ба симинзақанон.
Дӯш рафтам ба чаман аз ҳаваси булбулу гул,
Ин яке ҷомадарон дидаму он наъразанон.
Гуфтам: Ин чист? Бигуфтанд, ки он қавм, ки пор
Мерасиданд дар ин равза ба ҳам ҷилвакунон,
Ҳамаро хок бифарсуд, кунун навбати мост,
Ҳоли шамшодқадон бингару нозукбаданон.
Булбул ин гуфту дигар гуфт, ки май нӯш, Камол,
Фасли гулрезу ба мутриб бигузор ин суханон.

***

На ҷӯест он равон дар қасри Ширин,
Ки гиряд санг бар Фарҳоди мискин.
Ҷигар хун гашт мушкин оҳувонро
Зи оҳу нолаи Маҷнуни ғамгин.
Чӣ афтодаст Лайлиро, бипурсед,
Ки пурсад дер-дер аз ёри дерин?
Рақиби мо бимурд, алҳамдулиллоҳ,
Бихон бар Бӯлаҳаб Таббат, на Ёсин!
Маро вақте дар он раҳ по ба гил рафт,
Ки Одам буд «байнал мои ваттин».*
Камол, аз соддагӣ бо нақшу тазҳиб
Маёро ҳафт байти хеш чандин.
Сухан ҳаргиз тару рангин нагардад
Ба заркориву ҷадвалҳои рангин.

---

* Байни обу хок

---

Ҳар замон бо дигарон ноз макун,
Чашм бар рӯи хасон боз макун.
Чун насибе диҳӣ аз дард маро,
Дигаронро ба ман анбоз макун.
Мекунам нози дигар аз ту ниёз,
Ноз кун бори дигар, ноз макун.
Ғамзаро ҷониби ман тез масоз,
Мадади мардуми ғаммоз макун.
Сари ошиқ мафикан зери қадам,
Бозаш аз кибр сарафроз макун.
Чун кунӣ тарки ҷафои ҳама кас,

Он нахустин зи ман оғоз макун.
Гуфтаӣ: Хоки раҳи мост Камол.
Хокро ин ҳама эъзоз макун.

***

Нест бозӣ бо рухи ӯ ишқи пинҳон бохтан,
Бо чунон рух ғоибона нест осон бохтан.
Ҷон басе дарбохт ошиқ, то ба он рух ишқ бохт,
Покбоз ояд муқомир* аз фаровон бохтан.
То барӣ аз ман ба бозӣ ҷону сар, он гаҳ равон,
Хоҳам ин шатранҷро бо ту ба поён бохтан.
Чун ба лаб бозӣ кунӣ, дар ишва ҷон бозам манат,
Ҳар чӣ бояд бохт, бояд бо ҳарифон бохтан.
Дар миёни гиря чун бо зулфи ту бозам назар,
Рӯзи борон нест, гӯӣ, рӯзи чавгон бохтан.
Дастбозӣ хуш бувад гаҳ бо ту, гаҳ бо зулфи ту,
Ин муяссар нест илло бо сару ҷон бохтан.
Бо даҳонаш пеши он ораз назарбозӣ, Камол,
Чун тавон, к-ангуштарӣ дар рӯз натвон бохтан?!

* Муқомир – қиморбоз.

Он ки ранге нест касро аз лаби нӯшини ӯ,
Бод ҷони ман фидои ишваи ширини ӯ.
Домани васлаш агар бори дигар ояд ба чанг,
Мову шабҳои дарозу гесуи мушкини ӯ.
Дил ба чандин обгина ҷониби ӯ рафт боз,
Сахт ғофил буд мискин аз дили сангини ӯ.
Гӯ, бипурс аз ҳоли ранҷуре, ки ғайр аз оби чашм
Кас набошад з-ошноён бар сари болини ӯ.
Ошиқиву масканат чандон ки роҳу расми мост,
Ҳаст айёриву шӯхӣ шеваву оини ӯ.
Бо қадаш рӯзе баробар дид наргис сарвро,
Хок зад боди сабо дар чашми кӯтаҳбини ӯ.
Гарчи султониву дорӣ ҳукм бар ҷони Камол,
Раҳмате кун, то тавонӣ бар дили мискини ӯ.

***

Агар дашном мегӯӣ, маро гӯ,
Ки аз ҷонат дуогӯям, дуогӯ.
Чу гӯӣ носазои ҳар кӣ хоҳӣ,
Манат пурсам: Киро гуфтӣ? Туро - гӯ.
Равам гуфтиву дарде оварам боз,
Чу дард овардӣ, эй мӯнис, даво гӯ.
Нахоҳам ёр шуд, гуфтӣ, ба ёрон,
Чӣ ёр, эй шӯхи бадмеҳр, ошно гӯ.
Гар эҳсоне набошад дар ту боре,
Бар ин дар чанд бошад, ин саногӯ?
Камол, он шӯх агар надҳад туро даст,

Ҷафоҳои ҷаҳонро марҳабо гӯ.

Оҳ, ки хоки роҳ шуд дидаи ман ба роҳи ту,
Карда чу коҳ чеҳраам фурқати умркоҳи ту.
Бар дили ман ҷафои ту баски ниҳод бори ғам,
Ғайр набурда пай бад-он, то шуда боргоҳи ту.
Бандааму ба ҷуз дарат нест паноҳи ман дигар,
Чун ту паноҳи бандаӣ, бод Худо паноҳи ту!
Шоҳи бутониву туро куштаи ишқ лашкаре,
Нест шаҳони мулкро бештар аз сипоҳи ту.
Гарчи баландпояӣ чун қади худ ба салтанат,
Ҳаст аз он баландтар нолаи додхоҳи ту.
Ёр чу нест мустамеъ, чанд кунӣ, дило, фиғон?
Боди ҳавост пеши ӯ нолаи мову оҳи ту.
Партави рӯи ӯ дилат сӯхт, Камолу ҳамчунон
Тавба накард аз назар дидаи рӯсиёҳи ту.

***

Эй ҳарими Каъбаи дил кӯи ту,
Қиблаи риндони муқбил рӯи ту.
Гӯшагирон карда дар меҳробҳо
Ҳамчу чашмат мастӣ аз абрӯи ту.
Порсо чандин бузургӣ дар димоғ
Кай тавонад, кай шунидан бӯи ту?
Гар кунам васфи даҳонат солҳо,
Кардаам васфи сари як мӯи ту.
Хоб чашмони ту доранд аз чӣ рӯй?
Сар ниҳад зулфи ту бар зонуи ту.
Дилкаш аст он зулфу ин қуллобҳост,
Он ки моро мекашад дил сӯи ту.
Гарчи гум шуд бар сари кӯят Камол,
Ёфтам бозаш ба ҷустуҷӯи ту.

Эй, диловезтар аз риштаи ҷон кокули ту,
Бурда сӯи ту дилам мӯйкашон кокули ту.
Сунбули ғолиясоят чу сабо шона зада,
Шуда бар хирмани гул мушкфишон кокули ту.
Дода аз кори фурӯбастаи ман мӯй ба мӯй
Хабар он турраи дилбанду нишон кокули ту.
Ҳамчу шамшод, ки аз бод ба печ афтаду тоб,
Дар ту печидаву афтода чунон кокули ту.
Гар бисозанд гул аз ғолияву оби ҳаёт,
Ҳам нашояд, ки бишӯянд ба он кокули ту.

Уд хушбӯ буваду мушк, валекин зи ҳама
Барсар омад, чу баромад зи миён кокули ту.
Дил, ки дуздид сари зулфи ту аз дасти Камол,
Бурду дар зери кулаҳ кард ниҳон кокули ту.

***

Эй дил, ҳикояти ғами худ бо сабо бигӯ,*
Бо ёри ошно сухани ошно бигӯ.
Чун бигзарӣ ба манзили ёр, эй насими субҳ,
Аз рӯи лутф шаммае аз ҳоли мо бигӯ.
Сӯзе, ки ҳаст дар дили ман, шарҳи он бидеҳ,
Ҳоле, ки рафт бар сари ин мубтало, бигӯ.
То кӯҳ дар хурӯшу фиғон ояд аз ғамам,
Рамзе зи дарду меҳнати ман босадо бигӯ.
Алқисса, муҷмале зи тафосили дарди ман
Гар бошадат маҷоли сухан, эй сабо, бигӯ!
Чун бишнавӣ ҷавоби Камол, аз камоли лутф
Лафзан ба лафз ҳар чӣ шунидӣ, биё, бигӯ!

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

---

Эй дил, ғуломи ӯ шудӣ, эй ман ғуломи ту,
Бодат муборак ин, ки ҷаҳон шуд ба коми ту!
Аз ман ба расми банданавозӣ ба ӯ бигӯ:
Муштоқи хидмат аст ғуломи ғуломи ту.
Охир, на аз туам ҳама вақт омадӣ паём,
Охир, куҷо шуд он карами мустадоми ту?
Пеш аз салом пеш равам қосиди туро,
Гар дар намоз бошаму орад саломи ту.
Номи канору бӯс чу бурдан наметавон,
Ҳам дар канори нома бибӯсем номи ту.
Сад гӯши дигарам зи Худо бошад орзу,
Рӯзе, ки бишнавам зи расуле паёми ту.
Эй кош, нома рӯй бипечидӣ аз Камол,
То ӯ ба гӯши хеш шунидӣ каломи ту.

***

Эй кош рафтаме чу сабо дар ҳарими ту,
То зинда гаштаме нафасе аз насими ту.
Аз ту умед қатъ кунам, ин раво бувад,
Моро умедҳост ба лутфи амими ту.
Гар бигзарӣ ту аз сари аҳди қадими мо,
Мо нагзарем аз сари аҳди қадими ту .
Эй он, ки манъ мекунӣ аз ошиқӣ маро,
Фарёд аз ин табиати номустақими ту.
Моро ба сӯҳбати худ агар раҳ намедиҳӣ,
Боре рақиб кист, ки бошад надими ту?!
Оё чӣ гуна сабр кунад дар ғами фироқ

Парварда дар висол ба нозу наими ту?
Мағрури ишвае шудаӣ боз, эй Камол,
Оҳ аз саломати туву табъи салими ту.

Эй нури дидаро нигаронӣ ба рӯи ту,
Ҷоно, тааллуқест диламро ба кӯи ту.
Гар дигарон зи васли ту дармон талаб кунанд,
Моро бас аст дарди туву орзуи ту.
Чашми ҷаҳон ба моҳ рухат дид солҳо,
Бигзашт солҳову нидидем рӯи ту.
Аз раҳгузори ёр чӣ бархезад, ар даме
Дилро кушоише расад аз банди мӯи ту.
Бо мо даме барор, ки ҷони ғариби мо
Мондаст дар бадан мутааллиқ ба бӯи ту.
Биншин даме, ба ҳаққи дили мо, ки солҳо
Наншастаем як нафас  аз ҷустуҷӯи ту.
Гӯӣ, ҳикояте зи лабаш гуфтаӣ, Камол,
К-оби ҳаёт мечакад аз гуфтугӯи ту.

***

Бе лаби соқӣ маро май наравад дар гулӯ,
Нуқлу май они шумо бод, кулу в-ашрабу.*
Пири муғон гӯядам, бода бихӯр, ҳам бубар,
Бода куҷо мебарам бо лаби ӯ карда хӯ?
Мӯҳтасиби хумшикан гар кадуи май шикаст,
Мешиканам ман сараш, гарчи кам аст аз каду.
Чун бикашӣ хони ҳусн, лаб зи назарҳо бипӯш,
Варна гадоён кунанд аз паи ҳалво ғулӯ.
То биниҳам пеши ту ҳар қадамеро саре,
Соя сари ман бисохт рӯзи висоли ту ду.
Гар бикашам зулфи ту, фикр зи бадгӯ макун,
Ман чу нагуфтам ба кас ҳар чӣ шунидам зи ту.
Дӯсттар аз ҳар чӣ ҳаст сӯҳбати ёр асту бас,
Дар ҳама олам, Камол, дӯст куҷо, ёр ку?

---

* Аз Қуръони маҷид: Бихӯред ва биошомед (бинӯшед).

---

Кард бо хок сару ҷони азизон ҳамвор

Чораи кас накунад ғамзаи хунхораи ту,
Чун нагиряд, чӣ кунад ошиқи бечораи ту?
Доғи пайваставу дарду ғами ҳамвораи ту.
Ҳар касеро зи дили реш бувад нолаву оҳ,
Нолаи мо зи дили сахттар аз хораи ту.
На манам аз ватан афтода ғариби туву бас,
Эй, муқимону ғарибон ҳама овораи ту.
Рӯзи ҳашр аз дили ошиқ ба ҷуз ин нест суол,
Ки чӣ омад ба ту аз ёри ситамкораи ту?
Гар кунӣ парда зи рух дур, марон чашми маро,
Ки бувад лоиқу шоистаи наззораи ту.

Чанд пӯшӣ зи халоиқ чу шуниданд, Камол,
Лайса фӣ ҷуббати аз хирқаи садпораи ту.

***

Чу дар ҷон кард ҷо дил ғамзаи ту,
Миёни мардумаш хонанд ҷоду.
Ба тири ту шикориро назарҳост,
Ки бинад аз қафо сӯи ту оҳу.
Ба ҷаннат бештар сӯзанд мардум,
Агар бошад буҳур ин чашму абрӯ.
Чу хоки по фурӯшӣ баркашида,
Ду чашми тар бисоземаш тарозу.
Зи лаб шафтолуе ду лутф кун, лутф,
Агарчи алинаб гӯянд ду-ду.
Магар зулфат парешон аст аз зулм,
Ки дорад аз надомат сар ба зону?
Камол, он турк агар ояд ба меҳмон,
Сару ҷон пеш каш бар расми тарғу!*

---

* Дар баъзе нусхаҳо мақтаъ ин аст:
Сари зулфи муанбар гар фишонӣ,
Равад дар мушк поят то ба зону.
Камол, он лаъллаб норест хандон,
Ки бошад себи симинаш ба паҳлу.

---

Дили заиф баякбора нотавон шуд аз ӯ,
Падид нест нишонаш, магар ниҳон шуд аз ӯ?
Агарчи дар ғами ӯ шуд ҳалоки ман наздик,
Бад-ин қадар ситаме дур чун тавон шуд аз ӯ?
Ба роҳи ошиқ агар баҳри оташ омад ишқ,
Зи тирагист, ки чун дуд баркарон шуд аз ӯ.
Бад-ин гуноҳ, ки бе ӯ ба хоб мешуд чашм,
Чунон задам шаби ҳаҷраш, ки хун равон шуд аз ӯ.
Камол, умри гаронмояат ба савдо рафт,
Чӣ моя, бин, ки дар ин раҳ туро зиён шуд аз ӯ.

***

Дил сӯи ӯ рафт, ҷон ҳам, гӯ, бирав,*
Ҷону сар, гӯ, дар сари дилҷӯ бирав.
Гар сари шӯридае чун гӯ бирафт,
Бар сари чавгони зулфаш, гӯ, бирав!
То наяфтад рози мо бар рӯи рӯз,
Эй сиришк, имшаб зи пеши рӯ бирав!
Ҷӯи чашм оби равон дорад ҳанӯз,
Гар малӯлӣ, лаблаби ин ҷӯ бирав.
Эй дил, аз ҷоми адам дил бармагир,
Дар пайи рӯи накӯ некӯ бирав.
Эй сабо, гар ҷонфишонит орзуст,
Бар сари он сунбули гулбӯ бирав.
Чун сарояд бар гули рӯят Камол,
Аз чаман, гӯ, булбули хушгӯ, бирав!.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

Сар хуш аст, эй писар, маро бо ту,
Кушт чашми туам, на танҳо ту.
Бар дару боми дил чӣ гардад ҷон?
Ӯ дар ин хона бош, гӯ, ё ту!
Кавсару салсабил ҳар ду равон
Шуда пинҳон, чу гашта пайдо ту.
Воизо, чанд хониям ба биҳишт,
Мо аз ӯ нагзарем, фармо ту!
Гул фурӯтар нишондаанд аз сарв,
Баргузашта аз ӯ ба боло ту.
Гуфта ширинлабон туро дар рӯй
Магасонем мову ҳалво ту.
Навхатон дар ҷавоби нома, Камол,
Ло навиштанд ҷумла, илло ту.

***

Ду бӯсам, ки гуфтӣ, агар гӯям он ку? *
Маро он забон ку, туро он даҳон ку?
Камар, гуфта будӣ, бубандам ба хунат,
Камар худ бубандӣ, нагӯӣ миён ку?
Дилат, гуфта будӣ, бар оташ нишонам,
Нишонӣ, валекин аз ин дил нишон ку?
Фишондам сари зулфи ту, рехт ҷонҳо,
Бар ин дар чу  ман ошиқе ҷонфишон ку?
Ту чоки гиребони мо гар бидӯзӣ,
Ба андозаи чокҳо ресмон ку?
Агар аз табибем марҳам ситонӣ,
Ба қадри алам марҳамаш дар дукон ку?
Камол, аз ту, дилбар, дилу ақл ҷӯяд,
Касе ин чӣ донад куҷо рафту он ку?

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

Ғуломи пири хароботаму табиати ӯ,
Ки нест ҷуз маю шоҳид ҳарифи сӯҳбати ӯ.
Дар он замон, ки тани ман ғубор хоҳад буд,
Нишаста бошам бар остони хидмати ӯ.
Чу нест дар кафи зоҳид бизоати ихлос,
Чӣ фисқу маъсияти мо, чӣ зӯҳду тоати ӯ.
Мапӯш рух зи ман, эй порсо, ба айби гуноҳ,
Гуноҳи банда чӣ бинӣ, нигар ба раҳмати ӯ.
Ҳазор бор хирад кард ҳалли нуктаи ишқ,
Ҳанӯз ҳеч надонист аз ҳақиқати ӯ.
Ба ҳеч қибла наояд фурӯ сари авбош,
Зиҳӣ маротиби ринду улувви ҳиммати ӯ!

Камол, хоки харобот гавҳарест шариф,
Ки ҳар касе нашиносад қадру қимати ў.

***

Зиҳӣ з-он қомати зебои дилҷў,*
Ки чун сарв истода бар лаби ҷў.
Гувоҳӣ медиҳад рўи накўяш,
Ки ин ҳур омада аз боғи бетў.
Дил аз тири нигоҳаш сайд гардид,
Камондор аст он пайвастаабрў.
Ба рағми хубрўён он парирух
Хушахлоқ асту хушрафтору хушхў.
Бинозам гунаҳои тобнокаш,
Ки мебошад чу  гул хушрангу хушбў.
Басе шодон шавад ҳар кас, ки бинад
Ба рўи синаяш шибҳи ду лимў.
Камол, он лаъллаб себест хандон,
Ки бошад себи симинаш ба паҳлў.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал
ба алифбои имрўзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

Гар тир кашӣ ҳар тараф аз ғамзаи ҷоду,
Сад оҳ кашад бо ҷигари сўхта оҳу.
Хунам чу шавад рехта, мастӣ кунад он чашм,
Аз рехта завқасту тараб дар сари ҳинду.
Сад ҳусн ба он рух ту ба як дафъа фурўшӣ,
Маҳ рафт ба мизон, ки фурў шуд ба тарозу.
З-он чашм дили гумшуда пурсидаму з-он хол,
Холи ту ба лаб дод нишон, чашм ба абрў.
То дод диҳад он рухи зебо ба ду мискин,
Ҳар лаҳза дароянд ду зулфи ту ба зону.
Гуфтам ба дарахтон, ки қади ёр кадом аст?
Мурғе зи сари сарв бизад бонг, ки ку-ку.
Бишкуфт, Камол, аз ту ба ҳар ҷо гули маънӣ,
То шуд чу сабо мунташир анфоси ту ҳар сў.

***

Гар маро сад сар бувад, ҳар як пур аз савдои ў,
Чун сари зулфаш бияфшонам ба хоки пои ў.
Чашми мо аз гиря шуд торик, чун созем ҷо-ш,
Нест ҷои чашми равшан худ, ки бошад ҷои ў.
Бо хаёлаш мардуми чашмам намеояд ба чашм,
Дигаронро чун тавонам дид дар маъвои ў?
Дар чаманҳо з-он қаду боло ҳикоят кард сарв,
Ҳар куҷо мурғест, ошиқ гашт бар болои ў.
Хост ҷон бўсеву рафт аз худ, лабаш гуфто, ки ло,
Май чунин бояд, ки ҷон мастӣ кунад аз лои ў.
Гарчи умре талхкомиҳо кашидам аз рақиб,
Гар бимирад, ман ба ширинӣ пазам ҳалвои ў.
Хоки пои ў ба тоҷи салатанат надҳад Камол,

Гарчи дарвеш аст, бингар, ҳиммати волои ў.

Гуфтамаш: Моҳи пур аст он чеҳра. Гуфто: Пур магў,
К-аз замин то осмон фарқ аст аз мо то бад-ў.
Гуфтам: Он мўи миён ҳеч аст, ҳеч, ар бингарӣ.
Гуфт: Агар дилбастагӣ дорӣ бад-ў, ҳечааш магў.
Гуфтамаш: Он рангу накҳат дар гулу мушк аз чӣ хост?
Гуфт: Ҳар як бурдаанд аз рўю мўям рангу бў.
Гуфтамаш: Дил фикри рўю рои қаддат мекунад.
Гуфт: Ин роест олӣ в-он дигар фикри накў.
Гуфтам: Аз чоҳи занахдони ту дил дар ҳайрат аст.
Гуфт: Рафтастанд бисёре дар ин ҳайрат фурў.
Гуфтам: Ар бо дида бикшоям, чӣ бошад рози дил?
Гуфт: Пеши мардумат, тарсам, ки резад обрў.
Гуфтам: Аз меҳри рухат дил кай тиҳӣ созад Камол?
Гуфт: Он соат, ки созад чарх аз хокаш сабў.

***

Гуфтам, ки будам ман бандаи ту,*
Бе ҷурм аз чашм афкандаи ту.
Гоҳе аз ин дар, гоҳе аз он дар,
Боре зи ҳар дар ҷўяндаи ту.
Дар ҷустани ту з-онам, ки бошад,
Ҷўяндаи ту ёбандаи ту.
Гар пои имкон беш аст моро,
Бошад дар ин раҳ пўяндаи ту.
Гўй, он даҳонро бошад, ки моро
Созад ба бўсе шармандаи ту.
Дил, к-аз бари ман гум шуд, ту дорӣ,
Донистам, эй ҷон, аз хандаи ту.
Гуфтӣ: Камолат баҳри чӣ гўянд?
З-он рў, ки бошам ман бандаи ту.

---

* Дар нусхаи Давлатободӣ мисраъи аввал ба ин шакл аст:
«Гуфтӣ: Кийӣ ту? Ман бандаи ту»

---

Гуфтам: Малакӣ, ё башари? Гуфт, ки ҳар ду.
Кони намакӣ, ё шакарӣ? Гуфт, ки ҳар ду.
Гуфтам: Ба латофат гулӣ, эй сарви қабопўш,
Ё найшакаре дар камарӣ? Гуфт, ки ҳар ду.
Гуфтам: Ба лаби лаълу хати сабзи равонбахш
Оби Хизирӣ, ё Хазарӣ? Гуфт, ки ҳар ду.
Гуфтам: Ба ҷабине, ки ба он рўй тавон дид
Ё оинаӣ, ё қамарӣ? Гуфт, ки ҳар ду.
Гуфтам, ки ба як ишва рабоӣ зи сарам ақл,
Ё ҳуши ман аз тан бибарӣ? Гуфт, ки ҳар ду.
Гуфтам: Дили моӣ, ки надонам, ки куҷоӣ,

Ё дидаи аҳли назарӣ? Гуфт, ки ҳар ду.
Гуфтам: Зи Камолӣ ту чунин бехабару бас,
Ё худ зи ҷаҳон бехабарӣ? Гуфт, ки ҳар ду.

***

Гуфтаӣ: Аз мо дилат бардор, зинҳор, ин магӯ,
Ҷони ман, бо он лабу гуфтор, зинҳор, ин магӯ!
Гуфтаӣ: Роҳи вафо мо рост натвонем рафт,
Бо чунон қадди хушу рафтор, зинҳор, ин магӯ!
Гуфтаӣ: Хоҳам буридан аз ту дигар бор меҳр,
Ҳам ба меҳри худ, ки дигар бор, зинҳор, ин магӯ!
Гуфтаӣ: Субҳи умедат ман наёвардам ба шом,
Аз руху аз зулф  шарме дор, зинҳор, ин магӯ!
Гуфтаӣ: Дар офтобу маҳ тавон ҳаргиз расид,
Васли рӯям ҳам ҳамон ангор, зинҳор, ин магӯ!
Гуфтаӣ: Оби хуше ҳаргиз касе хӯрд аз сароб,
Ваъдаи мо ҳам ҳамон пиндор, зинҳор, ин магӯ!
Гуфтаӣ: Аз дӯстӣ ҷони худам хондӣ, Камол,
Ҳар чӣ мегӯӣ, бигӯ, зинҳор - зинҳор, ин магӯ!

Мо бакуллӣ тамаи васл буридем аз ту,
Марҳабое назада, даст кашидем аз ту.
Дил, ки дар ишқи ту худро ба ғуломӣ бифурӯхт,
То ба ҳечаш надиҳӣ, боз харидем аз ту.
Солҳо гарчи ниҳодем ба ту чашми умед,
Ҷуз ҷафову ситаму ҷавр надидем аз ту.
Ҳар суолеву дуое, ки бар он дар кардем,
Ғайри дашном ҷавобе нашунидем аз ту.
Чӣ дарахтӣ ту, ки то дар чамани ҷон рустӣ.
Бар нахӯрдему гуле низ начидем аз ту?
Дар ду лаби рангбаранг ин ҳама ҳалво, ки турост,
Эй аҷаб, чошние ҳам начашидем аз ту.
Рафтӣ аз чашми тару гирякунон гуфт, Камол:
Рафт умру ба муроде нарасидем аз ту.

***

Он оразу рухсору ҷабин ҳаст ду-се моҳ,
К-аз дида ниҳонанд, ниҳон кардамат огоҳ.
Гар дида гунаҳ кард, ки аз хона кашемаш
В-ар ашк, ба зудиш биронем зи даргоҳ.
Бар шоҳ гадоро набувад ҳеч гирифте,
Ҷуз домани давлат, ки бигирад гаҳу бегоҳ.
Гар ҳаст худ аз ҷониби он рӯй, мапӯшон,
То рӯй бубинему бигирем бар ӯ роҳ.
Ҳарчанд, ки аҷлам равад аз сар, чу занад теғ,
Ҷурм аз тарафи дӯст нагирам, алимуллоҳ.*
Ҷон хост, шунидам, лабат аз бандаи ҷонӣ,
Ин буд маро худ ҳама аз лутфи ту дилхоҳ.

Бинҳод, Камол, он ба адаб бар кафу мегуфт:
Ал-абду ва мо фӣ ядиҳи кона лимавлоҳ.**

---

* Алимуллоҳ - Худо гувоҳ аст, Худо медонад.
** Банда ва ҳар он чӣ дар дасташ дорад азони мавлояш аст.

---

Надонад қадри ҳуснат кас беҳ аз ту,
Ки хоки пои худ рӯбӣ ба гесӯ.
Шароби ҳусн менӯшӣ зи лабҳо,
Дарояд зулф аз он пешат ба зону.
Зи рӯят муштабеҳ шуд қибла бар халқ,
Сӯи меҳроб ишорат кун ба абрӯ.
Ба ман ҳалвои лаб манмой, гуфтам,
Агар даст оварам дар гардани ту.
Ба ҳусн аз Моҳ мечарбиву Парвин,
Агар мункир шавӣ, инак тарозу.
Сари рақс аст имшаб моҳи моро,
Бизан бар найзанон бонге, ки даф ку?
Камол, имшаб самоъи ошиқон аст,
Чунин шабҳо нашояд рақси паҳлу.

***

Аз фурқати ту ҳар дам хун борам аз ду дида,*
Гар диданат набошад, безорам аз ду дида.
Чашмам наметавонад рӯи рақиб дидан,
Оре, ҳамин тавақкуъ медорам аз ду дида.
Гар нестам ба меҳрат содиқ чу субҳ, бодо
Ҳамчун шафақ пур аз хун рухсорам аз ду дида!
То дида дид рӯят, афтод дар бало дил,
Афтад чунин балоҳо ҳар борам аз ду дида.
Бодам ба дасту оташ дар ҷону хок бар сар,
Ҳамвора оби ҳасрат меборам аз ду дида.
З-он дам, ки вақфи ошиқ кардам харобаи дил,
Тухми вафову меҳрат мекорам аз ду дида.
Гарчи Камол дар ҷон дарди ту кард пинҳон,
Чун об мебихонам асрорам аз ду дида.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал
ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

---

Ашки чу лаъл резад он лаб маро зи дида,
Дар шиша ҳар чӣ бошад, аз вай ҳамон чакида.
Бошад ҳанӯз чашмам ҳамчун магас бар он лаб,
Гар анкабут бинӣ бар хоки ман танида.
Аз об баркашида суратгарон варақро,
Гулбарги орази ту ҳар ҷо, ки баркашида.
Себи зақан расад худ бо ман, чу дидам он рух,
Аз офтоб гардад ҳар мевае расида.
Гар оядам ба меҳмон шабҳо хаёли рӯят,
Гирам барои шамъаш пиҳ аз чароғи дида.
Пеши ту гул ба хубӣ аз муфлисон баромад,

Инак гувоҳи ҳолаш пероҳани дарида.
Зоҳид либоси тақво гар аз ту пора созад,
Бар қомати Камол аст ин ҷомаҳо бурида.

***

Эй бо лаби ширин суханат талх фитода,*
Шуд дар ҳама халқ аз намаки шӯр зиёда.
Абрӯ-т камон бар мани бечора кашида,
Чашмон-т камин бар дили хунхора кушода.
Аз навъи башар чун башарат дида надида
В-аз ҳусни парӣ чун ту паризод назода.
Дар боғ саҳисавр ба умеди қабуле
Дар хидмати болои ту бар пой ситода.
Ушшоқи сари кӯи ту бар ёди лабонат
Мастанд чу чашмони ту бе заҳмати бода.
Аз пеши Камол арчи гузаштӣ ту савора,
Дил дар пайи қаддат шуда чун сарви пиёда.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал
ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

Эй аз ҳадиси зулфи туам бар забон гиреҳ,
Бикшой бурқаъ аз руху аз зулф он гиреҳ.
Хубон, ки дона-дона кунанд ашки ошиқон,
Аз соҳирӣ зананд бар оби равон гиреҳ.
Чашмам гуле начид зи боғи рухат ҳанӯз,
То кай занад ду зулфи ту бар абрувон гиреҳ?
Зулфат дилам бубасту даровехт аз ҳаво,
Ҷуз боди дилкушо кӣ кушояд аз он гиреҳ?
Абрӯ туруш кунӣ, чу бигӯям, зиҳӣ камон!
Оре, фитад ҳамеша зи зеҳ бар камон гиреҳ.
Мӯи миёни ӯ ба камар ҳаст дар хаёл
Чун риштае, ки бошадаш андар миён гиреҳ.
Назми Камол баста ба ҳам риштаи дур аст,
Гуфтори дигарон ҳама бар ресмон гиреҳ.

***

Эй чу чашми хуши ту чашми касе кам дида,*
Шакари танги ту бар тунги шакар хандида.
Ваҷҳе аз рӯи ту дар дидаи ман хуштар нест,
З-он сабаб дидаи ман дида туро дуздида.
Дидаи аҳли назар дида басе хобу туро
Бар сари ҷумлаи хубони ҷаҳон бигзида.
Ман зи меҳри рухи хуби ту зи худ бибридам,
Аз мани сӯхта бар қавли адӯ бибрида.
Ту биё сӯи висоқи мани бедил, то ман
Тӯтиёвор кашам хоки раҳат дар дида.
Набарам ҷон ман аз ин вартаи ғам, гар бошӣ
Бе гуноҳ аз мани беҷон ту чунин ранҷида.
Солҳои гуфта дуои тану ҷони ту Камол
В-аз ту ҷуз ҷавру ҷафо ҳеч дигар нашнида.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал
ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

Эй дили реши ман аз ҷаври ту ғамгингуна,
Лабат аз хӯрдани хунам шуда рангингуна.
Баски бар хоки раҳ андохта, бишкаста дилам,
Чун сари зулфи худам сохта мискингуна.
Ҳамчу булбул ману бедориву сад гуна хурӯш,
То ки бошад гули рухсори ту бо ин гуна.
Нарасад қанд ба ширинии лабҳои ту, лек
Ба даҳонат чу расида, шуда ширингуна.
Сурхрӯӣ бувадам пеши муҳиббон ҳама вақт,
Ки ба хун ранг диҳӣ ашки маро з-ин гуна.
Гарчи ҳам риндаму ҳам дурдкашам, шукри Худо,
Ки наям боре аз ин зоҳиди худбингуна.
Бар варақ рехт магар сурхии ашки ту, Камол,
Ки суханҳост ба девони ту чандин гуна.

***

Эй хатти мушкбори ту печида гирди моҳ,*
Бар рӯи рӯз нуқтаи холат шаби сиёҳ.
Рухсори туст ҳуҷҷати иқрори ошиқон,
Ҳастат бар ин сухан хатти анбарфишон гувоҳ.
Васфи қамар ба рӯи ту гуфтам, бигуфт ақл:
Дар офтобу моҳ чӣ гӯӣ ҳадиси шоҳ?!
Хоҳам, ки рӯи хеш ба рӯят ниҳам, валек
Ҳаргиз кӣ дида хирмани гул ҳамнишини коҳ?
Чашмат ба ғамза гарчи рабояд ҳазор дил,
Лекин зи рӯи лутф надорад диле нигоҳ.
Оинаи ҷамоли ту, эй шамъи дилфурӯз,
Рӯзе бувад, ки ранг барорад зи дуди оҳ.
Мискин Камол аз ту ба мақсуд кай расад,
Султон чу нест бохабар аз ҳоли подшоҳ?

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал
ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

Эй равон гирди дарат ашки равон пайваста,
Ба фалак бе ту маро оҳу фиғон пайваста.
Дар чаман чун варақи оrazи рухсори ту нест,
Гули сурх ин ҳама бар сарви равон пайваста.
То лабам пои ту бӯсиду забон номи ту бурд,
Ин ҷудо шукри ту мегӯяду он пайваста.
То ба тири мижа дил сайд кунӣ аз чапу рост,
З-абрӯвон чашми ту дорад ду камон пайваста.
Хоки пои ту зи сад мил маро дар назар аст,
Бод он сурма ба чашми нигарон пайваста.
Дар ҷаҳон ҷои ҳадиси дигаре нест, ки нест
Сухани он лабу дандон ба забон пайваста.
Ба висоли лаби ӯ ёфта, то ҷуста Камол,
Зиндагонӣ чу тани гашта ба ҷон пайваста.

***

Эй руху зулфи сиёҳи ту шаби тираву моҳ,*
Мардуми дида кӣ бошад, ки кунад дар ту нигоҳ?!
Мардуми чашми ту мотамзадаи ушшоқанд,
Варна ранги мижаҳо баҳри чӣ гардид сиёҳ?
Ошиқи рӯи туро барги гули бустон не,
Булбули боғи Ирам майл надорад ба гиёҳ.
Гар нишони қадамат бар сари роҳе ёбам,
Барнагирам рух, агар хок шавам бар сари роҳ.
Ситам аз чашми ту дар айни парешонкорист,
Худ сари зулфи ту ту дол аст, чӣ ҳоҷат ба гувоҳ?
Гуфтамаш: Рух биниҳам бар рухи зебои ту, гуфт:
Хирмани гул натавонад, ки кашад заҳмати коҳ.
Қиссаи зулфи ту , гуфтем, ба поён нарасид,
К-ин ҳикоят на ҳадисест, ки гардад кӯтоҳ.
Кас наёрад дигар афсонаи Ширин ба забон,
То дарафтод ҳадиси лаби ту дар афвоҳ.
Чӣ ҷафо монда, ки ишқат нарасонда ба Камол?
Воқифи ҳол касе нест ба ҷуз Ҳазрати Шоҳ.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

---

Эй шишаи дили мо дар зери по шикаста,
Сангиндилӣ гузида, аҳду вафо шикаста.
Бо гӯшаҳои абрӯ дилҳо шикаста ҳар сӯ,
Бисёр шиша дидам аз тоқҳо шикаста.
Буд орзуи зулфат дилҳои ошиқонро,
Он орзуи дилҳо боди сабо шикаста.
Бо қомати ту Тӯбо дар лутф карда даъво,
Шарти адаб надонист он шохи пошикаста.
Номат забони хома чун бурд пеши нома,
Аз ғуссаи ҷудоӣ ҳар як ҷудо шикаста.
Чун ғунча дарнагунҷам дар пераҳан зи шодӣ,
З-он дам ки баҳри қатлам атфи қабо шикаста.
Дӣ гуфт, хоки поям хуни Камол арзад,
Бар одати бузургон худро баҳо шикаста.

***

Эй лабу гуфтори ту ширин ҳама,
Гирди рӯят холу хат мушкин ҳама.
Хуш намудат хол пеши хат, вале
Оразат хуштар намояд з-ин ҳама.
Гарчи бо холу хатам ҷон сӯхтӣ,
Дӯст медорам туро бо ин ҳама.
Ошиқон дар мактабат дар лому бе
Карда дандон тез ҳамчун син ҳама.
Соиду зулфат ба доман в-остин
Ҷону дил бурданду ақлу дин ҳама.
Гар зи хубони Хито хоҳӣ чароғ,
Саҷда орандат бутони Чин ҳама.

Бар варақ омад суханҳои Камол
Ҳамчу ашки ў тару рангин ҳама.

Эй манат ҷонфишони дерина,
Доғи ишқат нишони дерина.
Ба фаромўшият наёмада низ
Ёде аз ошиқони дерина.
Бе ту будам ҳалоки хеш гумон,
Рост кардӣ гумони дерина.
Гў, ғамам хўр ҷигар, ки нест дареғ
Ҳеч аз ин меҳмони дерина.
Пир гашту ҳанўз ҳаст рақиб,
Оҳ аз ин сахтҷони дерина.
Навгуле чун ту боядам, на биҳишт,
Чӣ кунам бўстони дерина?!
Саги кўят чу дид лоғариям,
Бў накард устухони дерина.
Барнадорад Камол то дари ҳашр
Сар аз ин остони дерина.
То чу Маҷнун бисохт дафтари ишқ,
Тоза шуд достони дерина.

***

Эй мардуми ду чашмам мисли рухат надида,*
Лекин ҷамоли хубат рашки фаришта дида.
Гуфтӣ ба рўи чашмат хоҳам қадам ниҳодан,
Гуфтӣ, вале накардӣ як рўи монда дида.
Бо орази ту зулфат карда дароз дасте,
Ё Раб, бувад, ки бинам дасти варо бурида.
Дӣ аз чаман нигорам чун шохи гул баромад,
То бо худ омадам ман, ақлам зи сар парида.
Ҳамчун Камоли бедил мардум зи иштиёқат
То зикри ту бигуфта, то номи ту шунида.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба алифбои имрўзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

Бод орад бари ман бўи ту ногаҳ-ногаҳ,
К-ў гузар мекунад аз кўи ту ногаҳ-ногаҳ.
Андак - андак зи сабо бастадилам бикшояд,
Чун зи ҳам боз кунад мўи ту ногаҳ-ногаҳ.
Гарчи ҳиндуст худ он зулф, чу давлат ёр аст,
Сар ниҳад бар сари зонуи ту ногаҳ-ногаҳ.
Машмурам айб, ки девонааму моҳ нав аст,
Гар кунам чашм бар абрўи ту ногаҳ-ногаҳ.
Ҷуз ба шоҳид накашидӣ дили зоҳид ҳаргиз,
Гар фитодӣ гузараш сўи ту ногаҳ-ногаҳ.
Ҳалқадаргўш шудӣ, зоҳид, агар кардӣ гўш
Қиссаи ҳалқаи гесўи ту ногаҳ-ногаҳ.

Лаб бубастаст Камол аз сухан, аммо гӯяд
Ғазале аз ҳаваси рӯи ту ногаҳ-ногаҳ.

***

Эй наботи қадди сабзат шакаристони ҳама,*
Қади шамшодвашат сарви хиромони ҳама.
Равнақи куфр бияфзояд аз он рӯй, ки бурд
Куфри холи сияҳат равнақи бозори ҳама.
Дар сари ҳундуи зулфайни ту он савдоест,
Ки ба тороҷ диҳад ақлу дилу ҷони ҳама.
Баҳри наззора, ки дар кӯи ту оянд касон,
Ҳаст чун гӯй сарам дар хами чавгони ҳама.
Пой дар домани сабр аз чӣ кунам, чун шабу рӯз
Дасти ишқи ту гирифтаст гиребони ҳама.
Обрӯи мани дилсӯхта барбод мадеҳ,
Ки ҳасуде ба ғараз хом канад нони ҳама.
Булбули боғи висоли ту Камол аст, агар
Дар ҷаҳон баста шавад боғу гулистони ҳама.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

---

Бо ту дар дил наёядам рухи моҳ,
Рух наёрад шудан ба хонаи шоҳ.
Дар шамоил қади ту лутфи Худост,
Ҳаст лутфи Худо ба ту ҳамроҳ.
Бинамат доиму чунон донам,
Ки накардам ҳанӯз нимнигоҳ.
Гар гуноҳ аст дар рухи ту назар,
Бод чашми пуроб ғарқи гуноҳ!
Ғарқи дарёи оташу об аст
Ҷони ошиқ миёни гирву оҳ.
Оҳ хоҳад баромад аз сари хок,
Дардманди туро ба ҷои гиёҳ.
Тиби зулфат ба хеш бурд Камол
Чунки бо хок рафт тоба сароҳ.

***

Ба абрӯвони ту зоҳид чу чашм во карда,
Туро ба гӯшаи меҳробҳо дуо карда.
Хадангу новаки ғам узв-узви мо чандон,
Ки захм карда баҳам, теғи ӯ ҷудо карда.
Ба бурдани дилу дин холро нишон дода,
Ба ғорати сару ҷон зулфро раҳо карда.
Ба тарки ҷавру ҷафо ваъдаҳо, ки дода маро,
Вафо накарда в-агар карда ҳам, ҷафо карда.
Рақиб қатъи раҳим* карда бо саги кӯяш,
Маро ба хешу бар он дар чу ошно карда.
Нигоҳ дорам то шаб барои бӯсидан
Ба рӯзи васли бӯтон дасти марҳабокарда.
Хаёли қадди латифат чу сарв дид дар об,

Чи майлҳо, ки бад-он қадди дилрабо карда.
Баҳор бе гули рӯяш чу абри тира, Камол,
Баромада ба гулистону гиряҳо карда.

* Раҳим – ( бо «ро», «ҳо»- ҳуттӣ ва «мим» ва ба фатҳи «ро» ва касри «ҳо») ба маънои хешӣ, ёрӣ.

Ба раҳгузор қади ёр дидам аз ногоҳ,
Кадом қад? Алифе буд дар миёнаи роҳ.
Кадом алиф, ки зи лутфаш алиф надорад ҳеч,
Ба табъи рост шуд аз ҳарфи мо касе огоҳ.
Назорае ба тамошогаҳе намебинем
Беҳ аз ҷамоли ту, чандон ки мекунем нигоҳ.
Фаришта шавқи рухат гар гунаҳ нависаду ҷурм,
Саҳифаи амали банда пур бувад зи гуноҳ.
Хати туро шуда мӯрон мурид, аз он баста
Миён ба хидмату пӯшида низ ҷома сиёҳ.
Ба рақс банди қабои ту гар кушода шавад,
Зи аҳли ҳирқа барояд ҳазор нолаву оҳ.
Камол, аҳли риёро махон ба ҳалқаи зикр,
Ки арбадасту ғулув ло Илоҳа иллаллоҳ.

***

Ба ноз куштани ӯ бозам орзуст, чӣ чора,
Ки кас ба орзуи дил наёфт умри дубора.
Чу тифли дида расанбоз шуд ба ҳалқаи зулфаш,
Бурун шуданд зи ҳар гӯша мардумон ба назора.
Шаби фироқи ту аз ашк пуртар аст ду чашмам,
Шабе, ки маҳ набувад, чашм пур бувад зи ситора.
Бубин аломати якрангиву дурустии паймон,
Назар макун ба рухи зарди мову ҷомаи пора.
Хуш он замон, ки ману ту чу шоҳу банда ба роҳе
Равон шавем, равон ман пиёдаву ту савора.
Чӣ оятӣ ту зи раҳмат, ки то зи мо шудаӣ гум,
Наёфтем нишонат ба хатмҳои сипора.
Ҳамора вирди забони Камол ин бувад бас,
Ки бод вирди забонаш ҳадиси дӯст ҳамора!

Бе рӯи ӯ зи дидаи бино чӣ фоида?
Рафтан ба боғ баҳри тамошо чӣ фоида?
Ҷуз заҳмате, ки мерасад аз рух ба хоки пош,
Он шӯхро зи дарди сари мо чӣ фоида?
Чун ташнаро зи ҳасрати ӯ ҷон ба лаб расид,
Кардан лаби Фурот таманно чӣ фоида?
Заҳмат мабину ранҷ барои ман, эй табиб,
Ин дарди ошиқист, мудово чӣ фоида?
Гуфтам расам ба ваъдаи бӯсе, ки гуфтаӣ,
Соли нахуст, гуфт, тақозо чӣ фоида?

Зоҳид ба ҳамнишинии риндон касе нашуд,
Кажфаҳмро зи сӯҳбати доно чӣ фоида?
Шӯхони шангро марав аз пай, агар равӣ,
Дил мебаранду ақл ба яғмо, чӣ фоида?
Сад ҷавр агар бариву ҷафоҳо кашӣ, Камол,
Чун ёр бевафост, аз инҳо чӣ фоида?

***

Бинам абрӯи ту пайваста маҳи нав гаҳ-гаҳ,
Он набудаст, ки гӯянд яқил-ал-ҳарамаҳ.
Дорам аз меҳри ту гаҳ равшану гаҳ тира ду чашм,
То сари зулфи сияҳ дориву рухсори чу маҳ.
Чун равӣ ташна, дило, ҷониби симинзақанон,
Пой берун манеҳ аз раҳ, ки бияфтӣ дар чаҳ.
Бош, то нағмаи най гӯш кунӣ, эй сӯфӣ!
Чанд зикри туву фарёди ту Аллаҳ-Аллаҳ?!
Лоф зад гул ба тани нозуки ту зери қабо,
Хост узри гунаҳаш лолаву бардошт кулаҳ.
Эй хуш он дам, ки ба бӯсидани рухсору лабат
Шамъ биншонаму пеши ту нишинам он гаҳ.
Гуфтаҳои ту, ки бо он задаӣ сикка, Камол,
Ҳафт-ҳафт аст, вале чун зари холис даҳ-даҳ.

То тавонӣ дили ошиқ ба даст орӣ беҳ,
Ҷониби ёри вафодор нигаҳ дорӣ беҳ.
Бо чунин зулфи хушу холи хушу рӯи чу моҳ
Меҳрварзӣ куниву тарки ҷафокорӣ беҳ.
Соҳиби рӯи накӯро ба ҳама ҳол, ки ҳаст,
Расми дилҷӯиву оини вафодорӣ беҳ.
Гар ба болини заифон гузаре хоҳӣ кард,
Сиҳҳати хеш нахоҳем, ки беморӣ беҳ.
Ҳаваси сӯҳбати ёре агарат меафтад,
Бо рақибони мухолиф накунӣ ёрӣ беҳ.
Бирав, эй зоҳиди шабхез, зи пешам, ки маро
Бо хаёли рухи ӯ хоб зи бедорӣ беҳ.
Гар кунад тӯтии табъат ҳаваси нутқи Камол,
Бубарӣ номи лаби ёру шакар борӣ беҳ.

***

Чандин чӣ балову дард ҳаст, оҳ,*
Аз ишқи ту бар дили ман, эй моҳ!
Аз миҷмари сина мебарорам
Ҳар лаҳза ҳазор накҳати оҳ.
Дар роҳи ғамаш ба сар рав, эй дил,
К-ин аст тариқу шарти ин роҳ.
Даррафт ба чоҳ лаълаш аз зулф,
Кас чун биравад ба шаб таки чоҳ?
Бовар зи ман ар надорӣ, эй ҷон,
Инак ба дуруст сумма биллоҳ.
К-ин ишқи ту бо Камоли бедил

Чун оташу мум ҳаст бо коҳ.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

---

Хоҳам, ки кунам бори дигар бар ту назора,
Умрест, ки дорам ҳаваси умри дубора.
Гуфтӣ: Дили решат ба даво чора бисозам.
Садпора шудаст ин дили бечора, чӣ чора?
Мо ғарқаи баҳри ғаму он холи баногӯш
Биншаста чу наззорагиён хуш ба назора.
Аз шавқи руху ғамзаи шӯхат гулу наргис
Ин дидаи тар дораду он ҷомаи пора.
Ҳаргаҳ равӣ, эй бод, ба хоки сари он кӯй,
Ҳамроҳи ту бод ин дили овора ҳамора!
Ҷуз ашкфишон ҷон наравад дар сари он зулф,
Шаб роҳ буридан натавон ҷуз ба ситора.
Бардӯхт назар бе ту Камол аз ҳама хубон,
То дида набошад, натавон кард назора.

***

Чу чашми масти ту дидам, хуморам аз дида,*
Кушод чашми ту ашкам, диморам аз дида.
Зи дида дил ба яке нӯш норасида ҳанӯз,
Ҳазор неш ба дил беш дорам аз дида.
Қарор кардаму гуфтам дигар наварзам ишқ,
Ки бурд ишқи ту хобу қарорам аз дида.
Дар оташи ғами ишқи ту рехт хун аз чашм,
Бо бод рафт ҳама кору борам аз дида.
Дар орзуи хиёлат сиришки ман ҳама шаб
Чу Даҷла гашт равон бар канорам аз дида.
Бари ту нома навиштан гар иттифоқ афтад,
Ба нӯки хома сиёҳӣ барорам аз дида.
Зи дида хуни дил аз дида рехт бе ту, Камол,
Биё, бубин, ки чӣ сон дилфигорам аз дида.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

---

Дар пои ту танҳо на сари мост фитода,
Халқест бар он хоки қадам рӯй ниҳода.
Аз бими рақиби ту, к-аз ин дар ҳамаро ронд,
Хуни мижаам пеши ту як дам наситода.
Дил меҳри лаби лаъли ту дорад, ҳама донанд,
Пайдо бувад аз ҷоми тунук ҷавҳари бода.
Шарманда наям аз даҳани ӯ ба ду бӯсе,
К-он ваъда басе дода, вале ҳеч надода.
Ҳарчанд шаҳи мо ба вафо сахт бахил аст,
Ҳастанд гадоён ба дуо дасткушода.

Дард арчи зиёд аст зи ҳиҷрони ту моро,
Аз бими маломат натавон гуфт зиёда.
Бигзар ба Камол, аз дили ў пурс, ки гўянд
Ман ода маризан фалаҳу аҷри шаҳода.

***

Дилам ба захми забонҳо нагардад озурда,
Ки ошиқи ту бавад кундаи табархурда.
Чӣ хуш бувад саname чун ту дар бар овардан
Ба хилвате, ки бувад ҳуҷра дарбароварда.
Диле, ки буд дар ў раҳм, кардиаш аз санг,
Дигар чӣ бархўрам аз ёри дилдигаркарда?
Ба нози чашми ту парварда шуд дилам, мангар
Ба хорияш, ки азизест нозпарварда.
Шунидаӣ, ки мавизи сияҳ бувад ширин,
Гузин зи сабзхатон дилбари сияҳҷурда.
Маро чӣ бим зи оташ, чу сард хоҳад шуд
Ҷаҳими пуршарар аз зоҳидони афсурда.
Камол, воизи хушгўи мо зи бонгу хурўш
Чӣ шуд хомўш, нигаҳ дор, гў, ҳамин парда.

Дилам тарсад дар он зулфи хамида,
Шаб аст ореву сарҳои бурида.
Агар гул андалебонро накуштаст,
Чӣ хун аст ин бар он доман чакида?
Ба рух ашкам гарав бурда зи симоб,
Чу бар болои зар бо ҳам давида.
Дили мо дидаӣ ҷои ғами хеш,
Чӣ некў дидаӣ, эй нури дида!
Рухи ту оташ асту зулф хирман,
Ба хирман оташам з-онҳо расида.
Зи оташ оҳи ман чарбида бисёр,
Чу бо ин нола онро баркашида.
Камол, аз ҳоли дил байте ду бинвишт,
Парешон шуд варақҳои ҷарида.

***

Рўи хуб аз мани муштоқ напўшонӣ беҳ,
Қимати сўҳбати соҳибназарон донӣ беҳ.
Гарчи дастат диҳад озори дили мискинон,
Хотири ошиқи бечора наранҷонӣ беҳ.
Ман ба савдои ту боз омадам аз шаҳвати чашм,
Ки бад-он рўй назарбозии рўҳонӣ беҳ.
Майли шоҳӣ накунад, ҳар ки гадои ту бувад,
З-он ки ин манзилат аз давлати султонӣ беҳ.
Суду сармояи ҷонро, ки матоъест гарон,
Мани савдозада дорам ба ту арзонӣ беҳ.
Дил зи боғи рухи ў себи зақан, гў, ба каф ор,

Гар ба ранҷур расад меваи бустонӣ беҳ.
Гарчи ҷон лоиқи он ҷону ҷаҳон нест, Камол,
Ҳолиё он чӣ ба даст аст, барафшонӣ беҳ.

Зоди роҳи ошиқон дард асту рӯи зарду оҳ,
Роҳ аз ин гунаст, бисмиллаҳ, кӣ дорад азми роҳ?
Меҳри ӯ даъвӣ кунӣ, оҳ аз Сурайё бигзарон,
Нашнавад қавли ту кас, то нагзаронӣ ин гувоҳ.
Дӣ назар мекардам он рӯю аз ин беҳ давлате
Менадидам дар ҷаҳон, чандон ки мекардам нигоҳ.
Гар гунаҳкорӣ шуморанд орзуи рӯи хуб,
Мо чӣ гуна рӯи ӯ бинем бо чандин гуноҳ?
Дар даҳонаш ҷойгоҳи як сухан гуфтам, ки ҳаст,
Боз дидам он суханҳо буд бас бе ҷойгоҳ.
Кори ашк аз чеҳраи шамъӣ баакс афтодааст,
Акс бошад пеши мардум об бар болои коҳ.
Дар миёни хуни мижгон оқибат чашми Камол,
Хок гашт аз интизори ӯ сақиллоҳу сароҳ.

***

Зери по аз зулфи мушкин гаҳ-гаҳе мекун нигоҳ,
То бубинӣ аз ту мискинон басе дар хоки роҳ.
Шавқи он рӯи чу оташ гар гунаҳ гиранду ҷурм,
Ман сазои оташам, чун бештар дорам гуноҳ.
Бар ду ораз чун кашад он турфа хатҳо дар ду рӯз,
К-ончунон нозук хате натвон навиштан дар ду моҳ.
Ногирифта зулфи ӯ, бӯсиданаш хоҳам зақан,
Ташнаам ман, ташна, хоҳам бе расан рафтан ба чоҳ.
Ашк меояд равон, з-он тезтар оҳу фиғон,
Мерасад, гӯӣ, фалон, эй дидаву дил, роҳ-роҳ.
Меравем аз ҳасрати он чашм, бар тобути мо,
Дӯстдорон, гӯ, биафшонед бодоми сиёҳ.
Дӯстон гӯянд, мекун бар дараш афғон, Камол,
Чун кунам, к-аз бими ҳосид оҳ натвон кард, оҳ?!

Шабат хуш бод, эй боди саҳаргоҳ,
Ки овардӣ ҳавои зулфи он моҳ.
Чӣ суд аз нолаи шабҳо, ки ҷонон
Зи ҳоли дардмандон нест огоҳ.
Дар он ҳазрат агарчи роҳи он нест,
Ки бошам ман зи наздикони даргоҳ,
Вале айбе чунон набвад зи дарвеш,
Ки дорад орзуи сӯҳбати шоҳ.
Ман аз аҳли тариқат будам аввал,
Чу рафторат бидидам, рафтам аз роҳ.

Маро зоҳид зи шабхезон шуморад,
Ману авроди субҳ, астағфируллоҳ!
Ту ҷон хоҳ аз Камол, эй роҳати ҷон,
Ки ўро дар ғамат ин аст дилхоҳ.

***

Кўҳли басар нест ҷуз он хоки роҳ,
Чашм ба сурма макун, эй дилсиёҳ.
Дуд, шунидам, сўи хубон равад,
Бо ту расад оқибат ин дуди оҳ.
Дарди ту гар ҷурму гунаҳ мениҳанд,
Ҳаст зи сар то қадами ман гуноҳ.
Моҳ бидид он руху худро гирифт,
Бесабабе рух нагирифтаст моҳ.
Гар хами абрўи ту дидӣ зи дур,
Каҷ наниҳодӣ маҳи нав ҳам кулоҳ.
Васли ту нохоста гуфтам, тавон
Ёфт чу фарзин шарафи қурби шоҳ.
Гуфт, ки ман шоҳи бутонам, Камол,
Гар ҳаваси мот бувад, шаҳ бихоҳ!

Гар сар талабӣ, бар дарат орем ба дида,
Чун ашк ҳама бар сари кўи ту давида.
Бикшой ба абрўи сияҳ чашм, ки он ҷо
Аз ё Раби мо дуд ба меҳроб расида.
Зоҳид, чӣ аҷаб, бе лабаш ар коми ту талхаст,
Комест зи ҳалвои муҳаббат начашида.
Дар сўҳбати соҳибназарон бор надорад
Соҳибҳаваси бори маломат накашида,
Дидӣ рухи Юсуф, зи чӣ бар ҳарфи Зулайхо
Ангушт ниҳӣ дамбадам, эй дастбурида.
Ту гўш ниҳодастиву мо дида ба дидор,
Аз дида басе фарқ бувад то ба шунида.
Бо дидаи тар суд Камол он кафи поро
Чандон, ки шудаш рў ба кафи пои ту суда.

***

Гуфтам: Шакар аст он, на даҳон. Гуфт: Туро чӣ?
Гуфтам: Чӣ намакҳост дар он? Гуфт: Туро чӣ?
Гуфтам: Даҳани танги туро дар лаби хомўш
Лутфест, ки гуфтан натавон. Гуфт: Туро чӣ?
Гуфтам: Ба хушӣ гар лаби ширини ту ҷон аст,
Қад низ равон аст, равон. Гуфт: Туро чӣ?
Гуфтам: Ту на ҷониву басе дўстар аз ҷон,
Ҳам ҷониву ҳам шўхи ҷаҳон. Гуфт: Туро чӣ?
Гуфтам: Рухи ту барги гул аст, омада бар рўй,
Холат хушу хат хуштар аз он. Гуфт: Туро чӣ?
Гуфтам: Чӣ камандафкану дилбанд фитодаст

Он гесуи дар пой кашон. Гуфт: Туро чӣ?
Гуфтам: Зи малоҳат ҳама чизат ба Камол аст,
Хандон шуду афсункунон гуфт: Туро чӣ?

Лаби ёр барҳам чаро зад зи писта,
Чӣ муҷиб шикастан зи муште шикаста?
Шакар пеши он лаб дурӯғест ширин
Ба чандин гиреҳ бар найи қандбаста.
Бар он оби ораз хати нозуки ӯ
Ғуборест бар хотири мо нишаста.
Бичинам ба мижгон ҳама хори роҳаш,
К-аз осеби поям нагарданд хаста.
Насими сабо, бод дасташ дупора,
Ки зулфи дутои ту гирад дудаста!
На меҳрест барбаста дилро ба рӯят,
Ки чун лола доғест аз сина руста.
Камол, ар ба оташ барад чун сипандат,
Магӯ бо кас ин сир, магар ҷаста-ҷаста.

***

Мо ҷигарсӯхтагон доғи ту дорем ҳама,
Марҳаме бахш, ки маҷрӯҳу фигорем ҳама.
Соқиё, гар назаре ҳаст ба майхоронат,
Ба ду чашми ту, ки дар айни хуморем ҳама.
Дурди дарде зи хуми ишқ ба паймона барор,
К-аз тараб наъраи мастона барорем ҳама.
Сели мижгону нами дидаи мо гар талабӣ,
Ҳар чӣ з-инҳо талабӣ, дар назар орем ҳама.
Муфлисонем, агар даст надорем ба ҳеч,
Чун ту дорем, ба маънӣ ҳама дорем ҳама.
Буд аҳде, ки нагирем даме бе ту қарор,
Ҳамчунон бар сари он аҳду қарорем ҳама.
Сару ҷон хостӣ, эй ҷони гиромӣ, зи Камол,
Ҳама саҳл аст, биё, то бисупорем ҳама.

Ҳар тир, к-аз ту бар дили ғампарвар омада,
Дил з-интизор хун шуда, то дигар омада.
Аз дасту соиди ту маро теғи обдор
Аз оби зиндагӣ ба гулӯ хуштар омада.
Хизри хатат надида мисоли лабат дар об,
Чандон ки гирди чашмаи ҳайвон баромада.
Бархостаст аз лабу холат қиёмате,
Инак Билол ҳам ба лаби Кавсар омада.
Дар ҷӯи чашм лаҳза ба лаҳза фузуда об,
То нақши оразу ту ба чашми тар омада.

Шохи гулӣ, ба гиря магар орамат ба бар,
Бе об шохи тоза куҷо дар бар омада?
То карда тоза дафтари ғамҳои дил, Камол,
Хунҳои тоза бар вараќи дафтар омада.

***

Маро, ки рӯӣ ту бинам, чӣ ҳоҷат аст ба моҳ,*
Ки кас назар накунад бо вуҷуди гул ба гиёҳ.
Агар зи ҳусни рухат ёфтӣ нишон Юсуф,
Зи шарми рӯи ту берун наомадӣ аз чоҳ.
Хирад чу қудрати ҳақ дар рухат мушоҳида кард,
Бигуфт: Ашҳаду ан ло Илоҳа илаллоҳ.
Назар ба сурати хубон агар гуноҳ бувад,
Саҳифаи амали банда пур бувад зи гуноҳ.
Камол, чун ту шудӣ бандаи ҳама хубон,
Агар ту ҷой надорӣ, ба ӯ биёр паноҳ.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист ва бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад.

Ҳар тир, ки бар ҷони ман аз дур расида,
Дил омада наздику бар ӯ дӯхта дида.
Мо рӯи ту дидему зи ҷон меҳр буридем,
Наззорагии Юсуф агар даст бурида.
Ҳар зоҳиди ангуштнамое, ки ба меҳроб
Абрӯи ту дида, сари ангушт газида.
Ман чун кашам он зулф, ки суратгари Чинаш
Чун хома ба ангушти тахайюл накашида?!
Гирди даҳани ӯ чу набот он хати мушкин
Аз ғояти тангист зи лабҳош дамида.
Гуфтори латифи ту, Камол, оби ҳаёт аст,
Дар зулмати хат зиндадилонаш талабида.
Сад дафтари шеър аз Ҳасану Хусрави Лочин
В-аз гуфтаи ширини ту як байти ҷарида.

***

Ошӯби ҷонӣ, шӯхӣ ҷаҳонӣ,
Беэътиқодӣ, номеҳрубонӣ.
Аз пеши хешам то чанд ронӣ,
Заҳри фироқам то кай чашонӣ?
Ман меҳр варзам, оре, ман инам,
Ту кина варзӣ, оре, ту онӣ.
Гоҳам навозӣ, гоҳам гудозӣ,
Гоҳе чунинӣ, гоҳе чунонӣ.
Бе ҷурм куштан ҳар дам якеро
Натвон, валекин ту метавонӣ.
З-ин сон, ки дорӣ аз хеш дурам,
Гар мирам аз ғам, аз ман надонӣ.

Гуфтам: Нисорат созам дури ашк.
Гуфто: Чӣ гӯям? Дур мечаконӣ!
Бо ту чӣ монад Хизру Масеҳо,
Умре ту ҳаргиз бо кас намонӣ.
Гар аз Камол, эй мӯнис, малӯлӣ,
Рафтам зи кӯят, бурдам гаронӣ.

Он шӯх дӣ ба роҳе мерафт ҳамчу шоҳе,
Дар пешу пас зи ҷонҳо бо ӯ равон сипоҳе.
Медод доди хубӣ, мекард низ бедод,
Аз ҳар тараф баромад фарёди додхоҳе.
То лола доғбардил, то гул фитода дар гил,
Ин зад ба ҷома чоке в-он бар замин кулоҳе.
Мекард боз гесӯ, мешуд аз он мушавваш,
Мекард боз, гӯӣ, дар ҳоли мо нигоҳе.
Ин сӯзи сина то кай? Оҳ, аз диле, ки аз вай
Корем барнаёмад ҷуз нолаеву оҳе.
Дорӣ аз он ду соид пурсим остинҳо,
Аз дилбарон, ки дорад з-ин гуна дастгоҳе?
Дар даъвие, ки пайкон, гӯем, ҳаққи сина-ст,
Аз тири ту надорад дил росттар гувоҳе.
Азбаски кушт чашмат, мардум ба мотами мо
Пӯшида ҳар яке бин дар хонаҳо сиёҳе.
Гӯяд Камол фар-фар сад шеъри тар ба як шаб,
Лекин ба васфи рӯят ҳар як ғазал ба моҳе.

***

Аз дари хеш маро бар дари ғайре чӣ барӣ?
Боз, гӯӣ, ба дари ғайр чаро мегузарӣ?
Аз ту ҳам пеши ту ҳам бар дари ту дод маро,
Фитнагар ҳам туву гӯӣ, ки чаро фитнагарӣ?
Гар дари буткада рафтаам зи дари Каъба, равост,
Ҳам дари туст дари буткада, чун дарнигарӣ.
Каъбаву дайр туӣ, Каъба куҷо, дайр куҷост?
Нест ғайр аз ту касе, ғайр киро мешумарӣ?
Каъба гар шуд зи ту пур, буткада ҳам холӣ нест,
Камие нест туро, к-аз ҳама бисёртарӣ.
Ҷӯямат гаҳ ба дари Каъба, гаҳе бар дари дайр,
Чун гадои ту шудам, аз ту шуд ин дарбадарӣ.
Рафт овоза, ки имсол ба ҳаҷ рафт Камол,
Бас муборак сафаре чун ту ба ӯ ҳамсафарӣ.

Агар дар куштанам таъхир кардӣ,
Набуд аз марҳамат, тақсир кардӣ.
Раҳо кардӣ чу ман девонаеро,
Гирифтӣ зулфро, занҷир кардӣ.
Зи дил хунҳо чакид он дам, ки бар мо
Ба қасди ҷон гузар чун тир кардӣ.
Чӣ шӯхӣ, эй писар, к-аз аҳди тифлӣ
Ба хунам майл беш аз шир кардӣ.
Накардӣ саҷда, эй воиз, бар он рӯй,
Ба бединӣ маро такфир кардӣ.
Рақибо, менамоӣ одамишакл,

Ту он ҳайат чаро тағйир кардӣ?
Камол, аҳволи дарди хеш бо ёр
Чу гуфтӣ, нек бад тақрир кардӣ.

***

Агар зи меҳнати дунё халос металабӣ,*
Бинӯш бодаи гулгун зи шишаи ҳалабӣ.
Чунон ба оби инаб ташнаам, ки сурати он
Бурун намеравадам аз ҳадиқаи инабӣ.
Шаробу шоҳиду симу зарам туфайли ту бод,
Фидока аслу маромӣ ва мунтаҳо талабӣ.
Агар на сояи хумхона бар сарат бошад,
Зи рӯзгор бубинӣ ҳазор булаҷабӣ.
Туро чу сӯҳбати амну кифояте бошад,
Ба айш кӯшу ба ишрат, дигар чӣ металабӣ?
Шароб нӯш ба фасли баҳору фориғ бош,
Фало ялиқа замонашшубоби фӣ карабӣ.
Камолро чу мудово ба бода фармоянд,
Равост, гар бихӯрад май ба ҳукми шаръи набӣ.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал дар шакли комил ба хати имрӯзаи тоҷикӣ ба табъ мерасад.

Эй ояти ҳусн аз рухи хуби ту мисоле
В-аз ранги рухат дафтари гул нақши хаёле.
Хубони ҷаҳон ҳусни дилафрӯзу малоҳат
Доранд, валекин на чунин ҳусну ҷамоле.
Удест дили сӯхта бар ёди висолат,
К-аз оташи ҳиҷрони туаш нест малоле.
Бо он ки бувад оташи лаъли ту ҷигарсӯз,
Ҳаргиз набувад хуштар аз ӯ оби зулоле.
Умрест, ки бар боди ҳаво мегузаронем,
Зеро ки набошад зи ту уммеди висоле.
Боре ба Камол аз сари раҳмат назаре кун,
Имрӯз, ки ҳусни ту гирифтаст камоле.

***

Эй офтоби рӯи ту дар авҷи дилбарӣ,*
Парвонаи чароғи рухат шамъи ховарӣ.
Савдои зулфи туст, ки рӯзам сиёҳ кард,
То худ ба ҳусн равнақи хуршед мебарӣ.
Зулф аст он, ки ҳалқа занад гирди Офтоб,
Ё мушк медамад зи баногӯши Муштарӣ?
Болои дилфиребі ту, гӯям , ба ростӣ
Сарвест гулузор ба бустони дилбарӣ.
Дебочаи саҳифаи ҳусну латофат аст
Бар сафҳаи ҷамоли ту он хатти анбарӣ.
Равшан шавад муроди дили ман ҳароина,
Он дам, ки рӯи хеш дар оина бингарӣ.
Ҷонат чӣ гуна хонам, ҷонам фидои туст,
Умрат чӣ гуна гӯям, к-аз умр хуштарӣ.

Ашкам ба оби дида гувоҳӣ ҳамедиҳад
Хуне, ки рехт ҷодуи чашмат ба соҳирӣ.
Сӯи Камол марҳамате кун ба васли хеш,
К-аз ҳад гузашт ҷавру ҷафову ситамгарӣ.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба хати имрӯзаи тоҷикӣ ба табъ мерасад.

---

Эй аз хати ту занг бар оинаи шоҳӣ,
Ту шоҳиву пеши ту бутон ҷумла сипоҳӣ.
Он лаб на зулол аст, ки хамрест биҳиштӣ,
Он нуқта на хол аст, ки сиррест Илоҳӣ.
Рӯят ба ғуломии дилам хат бадар овард,
Медод бар он хат дили ман низ гувоҳӣ.
Ту ҷон талабӣ аз ману ман бӯс, чӣ пурсӣ
Ҳар дам, ки чӣ хоҳӣ ту зи мо? Ҳар чӣ ту хоҳӣ.
Хуни ҳама беҷурм бирезиву чу бинем
Як рӯз ба роҳат, ҳама гӯем ба роҳӣ.
Эй рафта ба фикри зақанаш, зулф ба даст ор,
Тадбири расан кун, ки фурӯрафта ба чоҳӣ.
Нақши лаби ҷонбахши ту дар чашми Камол аст
Чун чашмаи ҳайвон, шуда пинҳон ба сиёҳӣ.

***

Эй буда бо ту моро хешиву ошноӣ,*
Бо ошнои хешат то ҷанд бевафоӣ?
Дил медиҳад гувоҳӣ, к-аз мо дилат малӯл аст,
Оре, туරост фармон, боре чу ҷони моӣ.
Мо бандаему оҷиз, ту ҳокимиву султон,
Гар лутф менамоӣ в-ар ҷавр мефазоӣ.
Гар оқиливу Маҷнун, бигзор ишқи Лайлӣ,
Дар ошиқӣ раҳо кун номусу порсоӣ.
Наздиктар зи ҷонӣ наздики мову бо мо
Чун моҳ рӯи худро аз дур менамоӣ.
Оё бувад, ки як шаб нохонда, бе рақибон
Чун бахти ногаҳонӣ ногаҳ зи дар дароӣ?
Бехобухурдам аз ғам, эй бахти ман, чӣ хусбӣ?
Чун нест бе ту умрам, эй умри ман, куҷоӣ?
Бечорае, ки бошад ҳамчун Камоли бедил
Дар меҳнати ғарибӣ, дар ғуссаи ҷудоӣ.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба хати имрӯзаи тоҷикӣ ба табъ мерасад.

---

Эй дарди даруни ҷон, чӣ бошӣ
В-эй сӯзи дарун, ниҳон чӣ бошӣ?!
Эй хуни дил, аз замин чӣ ҷӯӣ
В-эй нола, бар осмон чӣ бошӣ?
Эй ашки равон, бурун шав аз чашм,
Дар хонаи мардумон чӣ бошӣ?
Эй сокини кӯи моҳрӯён,
Дар манзили ноамон чӣ бошӣ?
Эй он, ки зи пеш рондиям дӣ,

Имрӯз дигар бар он чӣ бошӣ?
Эй бе ту танам тане зи ҷон дур,
Дур аз мани нотавон чӣ бошӣ.
Эй шӯх, Камол сӯхт бе ту,
З-ин сӯхта баркарон чӣ бошӣ?

***

Эй даҳони ту қанду лаб ҳама май,
Қанд пеши лаби ту лайса бишай.
Нолаи ман зи дурии лаби туст,
Бе шакар дур нест нолаи най.
Тир аз он қад ниҳод сар ба гурез,
Ту камонро чӣ мекунӣ дар пай?
Рози мо фош кард хуни сиришк,
Чанд резем хок бар сари вай?
Сӯхтӣ ҷони мо ба ғамзаву зулф,
Ноз то чанду саркашӣ то кай.
Офтоб аз ҷамоли ту хиҷил аст,
Ки зи рухсорҳо чаконад х(в)ай.
Зиндагӣ ёфт аз лаби ту, Камол,
Ва минал мои куллу шайъин ҳай.**

* Чизе, ки нест.
** Ҳама чиз аз об зинда аст. (Қуръони карим)

Эй дил, ин бечорагиву мустамандӣ то ба кай?
Чун надорӣ рӯи дармон, дардмандӣ то ба кай?
Бар дили пурхуни ман бигрист имшаб чашми ҷом,
Шамъи маҷлисро, бигӯ, к-ин ҳарзахандӣ то ба кай!
Аз ҳаводории мову ту чу мустағнист ёр,
Эй рақиб, ин чоплусиву лавандӣ то ба кай?
Пеши қадди ёрам, эй сарви саҳӣ, шарме бидор,
Дар чаман бо пои чӯбин сарбаландӣ то ба кай?
Бо ту худро кард монандӣ гул аз боди ҳаво,
Гуфт дар рӯяш сабо, к-ин худписандӣ то ба кай?
Ғамзаи ҷодуят аз мо чанд пӯшонад назар?
Оламе кардӣ мусаххар, чашмбандӣ то ба кай?
Гӯиям ҳар дам, ки берун рав, Камол, аз шаҳри мо,
Ин самарқандигариҳо бо хуҷандӣ то ба кай?

***

Эй рухат ояти ҳусну даҳанат лутфи Худой,
Ба ҳадисе бигушой он лабу лутфе бинамой.
Хонаи туст дилу дида зи борони сиришк,
Гар аз ин хона чакад об, дар он хона дарой.
Шуд зи наззорагиён хонаи ҳамсоя хароб,
Маҳи ман, бо ту кӣ фармуд, ки бар бом барой?
Зоҳиди шаҳр ба хушкист зи чӯбе камтар,
Ки чу наълайн бимолид ба рӯй он кафи пой.
Гуфта будӣ, ки шабе бода хӯрам бо ту, биё,

Ҳамчу паймони худу тавбаи ман беш мапой.
Рӯзи бороии сиришкам марав аз хона ба боғ,
Ки равад пои ту чун сарв фурӯ дар гилу лой.
Бӯстонест Сарой аз гули он рӯй, Камол,
Ба сарой омадӣ, эй булбули хушгӯ, бисарой!

Эй сабо, бар хоки кӯи ёри мо хуш меравӣ,
Шаб сарандозон бар он зулфи дуто хуш меравӣ.
Меравию бозмегӯӣ ба зулфаш ҳоли мо,
Гарчи мегӯӣ парешон, эй сабо, хуш меравӣ.
Воизо, таҳсини худ то кай, ки хушҳо меравам,
Гар ба зудӣ меравӣ аз пеши мо, хуш меравӣ.
Новакаш чун меравад дар сина, мегӯяд дилам:
Гар аз он мижгонӣ, эй тири бало, хуш меравӣ.
Меравӣ дар ҷон ҳама вақтеву меояд хушам,
З-он ки ту оби ҳаётӣ, доимо хуш меравӣ.
Гар қабо пӯшӣ чу ғунча в-ар кулаҳ ҳам лолавор,
Бо кулаҳ хуш мебарой, дар қабо хуш меравӣ.
Гар равад мутриб ба базме, хонад абёти Камол,
Ҳар киро ҷонест, гӯяд, мутрибо, хуш меравӣ!

***

Эй сабо, то кай ба зулфи ёр бозӣ мекунӣ?
Сар диҳӣ бар бод, чун бисёр бозӣ мекунӣ.
Аз ҳаво гар бар замин афтӣ чу зулфи ӯ, равост,
Бар расанҳо чун шабони тор бозӣ мекунӣ.
Бо лаби ӯ ишқ мебозӣ, дило, хунат ҳалол,
Чун ба ҷони хеш дигар бор бозӣ мекунӣ.
Марҳами решат диҳам, гуфтӣ, надонам, медиҳӣ,
Ё зи шӯхӣ бо мани афгор бозӣ мекунӣ?
Дар дабиристон бад-ин шӯхиву тифлӣ лавҳи меҳр
Чун биёмӯзӣ, ки дар такрор бозӣ мекунӣ?
Дар гулистон ою акси зулфу рух бингар дар об,
Дар шаби маҳтоб дар гулзор бозӣ мекунӣ.
Баргрезони баҳори зиндагӣ омад, Камол,
Чанд бо хубони гулрухсор бозӣ мекунӣ?

Эй гули рӯи туро чун ман ба ҳар сӯ булбуле,
Аз ту дорад ин масал шӯҳрат, ки шаҳреву гуле.
Мекунад дар даври ҳуснат дил ҳама вақте хурӯш,
Вақти гул ҳаргиз набошад булбуле бе ғулғуле.
Зулфи ту бар рух ба ташвишаст аз оҳи сарди мо,
Ҳамчу бар барги гул аз боди саҳаргаҳ сунбуле.
Фитнаҳо доранд дар сар анбаринмӯёни шӯх,
З-он ки дар зери кулаҳ доранд ҳар як кокуле.

Мутрибо, фармони ман бишнав равон гӯ як-ду савт,
Чун зи ҳалқи шиша аз ҳар сӯ баромад қулқуле.
Гӯ, кулаҳ бар осмон афкан зи шодӣ лолавор,
Ҳар ки мегирад ба ёди гулрухе ҷоми муле.
Ҷуз сари кӯяш иқоматро намешояд Камол,
З-он ки олам бар сари обасту номаҳкам пуле.

***

Ин чӣ лабҳост в-ин чӣ ширинӣ
В-он чӣ гуфтору он шакарчинӣ?!
Сурати ҷон дар оби ораз бин,
Бо чунон рух равост худбинӣ.
Гар манат пеши хеш биншонам,
Ту на он оташӣ, ки биншинӣ.
Сӯз ҷонам, ки куштаи онам,
Рез  хунам, ки ташнаи инӣ.
Зоҳидо, мастам аз лабаш ману ту
Бехабар аз шароби рангинӣ.
Дарнагирад ба ҳеч тар оташ,
Доман аз оҳи мо чӣ дарчинӣ?!
Чун фитодӣ ба зулфи ёр, Камол,
Бинӣ афтодагиву мискинӣ.

Эй валвалаи ишқи ту бар ҳар сари кӯе,
Риндони сари кӯи ту маст аз ту ба бӯе.
Пеши ту ба сар ояму з-он лаб талабам ҷон,
Аз хокам агар низ бисозанд сабӯе.
Дил дар хами ҷавгони сари зулфи ту гӯест,
Ҳар дил, ки ҷуз ин гуфт, бувад беҳудагӯе.
Бо рӯи ту аз ёд биҳиштам ҳаваси ҳур,
Ҷое, ки ту бошӣ, кӣ кунад ёди чу ӯе?
Тан раст зи табҳои ғам аз васли миёнат,
Сад шукр, к-аз ин ориза растем ба мӯе.
Гар шаҳна биҷӯяд зи ту дузди дили моро,
Абрӯи ту сӯе ҷаҳаду чашми ту сӯе.
Имрӯз, Камол, аз рухи ӯ чашм барафрӯз,
К-аз толеъи худ ёфтаӣ рӯзи накӯе.

***

Эй ёри нозанин, магар аз фитна зодаӣ,*
К-имрӯз чашми фитнагарӣ баркушодаӣ?
Дар мулки ҳусн хусрави хубон туӣ, валек
Доди маро ту аз лаби ширин надодаӣ.
Ҳастанд дар замони ту хубони гулузор,
Лекин аз ин миёна ту зебо фитодаӣ.
Чун офтоб бар ҳама равшан шуд он, ки ту
Аз ҳусну лутф аз маҳи тобон зиёдаӣ.
Аз хатти ту зи ғолия ҳар нуқтае, ки ҳаст,
Доғест он, ки бар дили анбар ниҳодаӣ.

Бо он ки рехт ғамзаи шӯхи ту хуни мо,
Бо ошиқон ҳанӯз ба ҷанг истодаӣ.
Гуфтам: Камол аз қадди сарви ту бар нахӯрд.
Ишқаш бигуфт: Рав, ки дар ин раҳ пиёдаӣ!

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад

Бо ту маҳро намерасад даъвӣ,
Шоҳиданд он ду рух бар ин маънӣ.
Гар бидидӣ зи дур сарви ту ҳур,
Нанишастӣ ба сояи Тӯбӣ.
Гуфтамаш, дар ҷавоби куштани ман
Не навиштӣ, ба ғамза, гуфт, ки не!
Нест ошиқкушӣ раво, чӣ кунам,
Чашми маъшуқ медиҳад фатвӣ?
Хуни Маҷнун сӯхтаст он зулф,
Ки даромад ба гардани Лайлӣ?
Оҳ аз ин донаҳои хол, Камол,
Ки зад оташ ба хирмани тақвӣ.

***

Боз бигзаштӣ бар он зулф, эй насими мушкбӯй,
Дар шаби торик чун рафтӣ бар он роҳи чу мӯй?
Гуфтамаш: Бар лавҳи рухсори ту бемаънист хат.
Гуфт: Хат холӣ зи маънӣ нест, бемаънӣ магӯй!
Гарчи рафт он орази чун об боз аз ҷӯи чашм,
Чашми он дорам, ки оби рафта боз ояд ба ҷӯй.
Ман ба бозӣ зулфи ӯ бишкастаму зулфаш дилам,
Бишканад, оре, ба бозӣ инчунин чавгону гӯй.
Гӯ, машӯ, шабнам, узори лолаву рухсори гул,
То ба ту камтар фурӯшад ҳусн ҳар ношустарӯй.
Гар биҷӯӣ дар закоти ҳусн мискинтар касе,
Чун дили ман аз ҳама мискинтар аст, онро биҷӯй.
Хуни мо он ғамза мерезад на зулфу рух, Камол,
Ошиқонро нозу шева мекушад, на рангубӯй.

Боз ба ноз куш маро, чист ки ноз мекунӣ?
Гар надиҳӣ муроди ман, рух зи чӣ боз мекунӣ?
Ман чу шаҳиди ишқаму бар дари ту биҳиштиям,
Дар ба рухи биҳиштиён аз чӣ фароз мекунӣ?
Аз даҳанат чу меравад пеши ду лаб ҳикояте,
Ҷони маро дар он сухан маҳрами роз мекунӣ.
Аз ту чӣ гуна ҷон барам, чун ту ба мурғи он ҳарам
Ҳамлаи боз мекунӣ, чашм чу боз мекунӣ.

Чашм ба оразаш, дило, чист зи зулфи ӯ гила?
Вақт чунин латифу ту қисса дароз мекунӣ.
Бо рухи дӯст, зоҳидо, рӯ чӣ ба қибла шуд туро?
Арзи ниёз кун, чаро арзи намоз мекунӣ?
Зоири Каъбаро бигӯ, ҳалқабагӯши ин дарам,
Гӯш кӣ мекунад, ки ту васфи Ҳиҷоз мекунӣ?
Бош, Камол, то абад хоки як остону бас,
Бандагии шаҳе гузин, гар чу Аёз мекунӣ.

***

Боз худро чу гули тоза бароростаӣ,
Боғи рухсора ба гулҳои тар оростаӣ.
Халқ бар якдигар афтода зи наззораи ту,
То ду рух хубтар аз якдигар оростаӣ.
Абрӯи шӯх, ки бо моҳи наваш сар ба сар аст,
Ба сари зулфи сияҳ сарбасар оростаӣ.
Шӯхиву фитнагару сангдилу аҳдшикан,
Чашми бад дур, ба чандин ҳунар оростаӣ!
Бо вуҷуди лаби ту нест ба соқӣ мӯҳтоҷ
Маҷлиси мо, ки ба нуқлу шакар оростаӣ.
Ҳаст меҳмони ту он маҳ, магар, эй дил, ки зи ашк
Хонаи дида ба лаълу гуҳар оростаӣ?
Рӯи ороста бинмой, хусусан, ба Камол,
Ки ту хос аз паи аҳли назар оростаӣ.

Боз даст аз ҷонфишонон барфишондӣ,
Доди бедодӣ зи мазлумон ситондӣ.
Рафтиву аз орази чун обу оташ
Ёдгорам дар дилу дар дида мондӣ.
Бар ту, гуфтӣ, сурае хонам чу мирӣ,
Мурдаму алҳамдулиллаҳ ҳам нахондӣ.
Доштӣ дар сар, ки хунам резӣ аз чашм,
Комат ин буд, аз дилам ин низ рондӣ.
Ҷой деҳ ашки маро бар хоки он дар,
К-аз паи ин ваъда бисёраш давондӣ.
Мерасад бар осмон дуди дили ман,
Қиссаи сӯзам бад-ин ғоят расондӣ.
Пеши худ биншон, Камол, ӯро, пас он гаҳ
Ғам махӯр аз сӯхтан, к-оташ нишондӣ.

***

Бозам аз талъати худ дида мунаввар кардӣ,
Маҷлиси ман ба сари зулф муаттар кардӣ.
Бар сари куштаи ҳиҷрон гузарӣ аз сари меҳр,
Хайра мақдам, хабар овардиву дарх(в)ар кардӣ!
Маҳ муқобил набувад бо ту, магар дидани рӯй,
Ки бар оина рухи хеш баробар кардӣ.
Мулки дилҳо ғами рӯи ту ба тороҷ бибурд,
То бар ӯ мамлакати ҳусн муқаррар кардӣ.
Гарчи кардӣ ба танам нисбати он мӯи миён,

Бингараш, к-аз паи ин нанг чӣ лоғар кардӣ.
Додхоҳон ба сар он хоки қадам кардам, гуфт:
Доди худ ёфтӣ, он хок чу бар сар кардӣ.
Ёд медор, ки озори дили реши Камол,
Гуфта будӣ накунам дигару дигар кардӣ.

Бо масканату аҷзу заифиву фақирӣ
Дорам тамаъи васли ту, вой, ар напазирӣ.
Бо ман назаре кун зи сари лутфу бузургӣ,
Ҳарчанд, ки дар чашм наоям зи ҳақирӣ,
Коме зи лаби лаъли ту шояд, ки барояд
Бо ман, чу даҳони худ агар танг нагирӣ.
Сутонии ман ҳаст гадой зи ту кардан,
Озодии ман ҳаст ба доми ту асирӣ.
Гуфтӣ, ки ба пирӣ тарафи ишқ раҳо кун,
Чун ишқ даромад, чӣ ҷавониву чӣ пирӣ.
Аҳволи даруни дилу беруни харобам,
Мӯҳтоҷи хабар нест, ки бар ҷумла хабирӣ.
Бо зиндадиле, гуфт Камол, аз сари ҳолат:
Ҳолат беҳ аз он нест, ки дар ишқ бимирӣ.

***

Бо ман ин будат зи аввал шарти ёрӣ,
К-охируламрам ба ёде ҳам наёрӣ.
Баски бо шӯридагон чун зулфи мушкин
Аҳд бастиву шикаст аз беқарорӣ.
Бо рақибони гаронҷон беш маншин,
Ту латифӣ, тоқати эшон надорӣ.
Меравӣ танҳо ба роҳу ман чу соя
Дар паят афтону хезон аз низорӣ.
Баъд аз инат бо Худо хоҳам супурдан,
З-он ки шарти ошиқ омад ҷонсупорӣ.
Бо сагаш гуфтам, чу оям ман бар он дар,
Миннате бошад зи ту, к-он дар гузорӣ.
Бонг зад бар ман ба ҷангу гуфт: То кай
Ҳар шаб ин ҷо оиву дарди сар орӣ?!
Дӯш дидам бар сари кӯи ту дилро,
Гуфтам: Эй мискин, ту боре дар чӣ корӣ?
Гуфт: Ман пеш аз Камол ин ҷо расидам,
То кунем аз якдигар фарёду зорӣ.

Ба чашму ҷон чу чароғе ту дар миёни зуҷоҷӣ,
Зи ишқ оби ҳаётӣ, зи ақл милҳи уҷоҷӣ.
Дар ин мураққаъ агар чун кулоҳ соҳиби таркӣ,
Зи қолиб ар бишавӣ дур, бар сари ҳама тоҷӣ.
Агар ба шеваи Мансур дам занӣ зи аналҳақ,
Яқин шавад дами охир, ки чанд мурда Ҳалоҷӣ.
Ба илму ақл фурӯ мондӣ аз ҳама, аҷаб аст ин,
Ки фил дориву асбу пиёда чун шаҳи оҷӣ.
Магар димоғи ту, сӯфӣ, ба бонги чанг шавад тар,

Ки аз қадаҳ накашидан азим хушкмизоҷӣ.
Даруни дил бифурӯз, эй хаёли дӯст, ки моро
Дар ин сарочаи тира ту нурбахш сироҷӣ.
Ҳазор дард агарат ҳаст аз ӯ, Камол, махӯр ғам,
Чу дарди дӯст бувад, қобили ҳазор илоҷӣ.

***

Бидеҳ, соқӣ, шароби арғувонӣ,*
Ки бе май хуш набошад зиндагонӣ.
Чу айёми ҷавониро иваз нест,
Ба шодӣ бигзаронаш, то тавонӣ.
Ҷавоне, к-ӯ набошад масту ошиқ,
Чӣ лаззат ёбад аз умру ҷавонӣ?!
Сабук, соқӣ, ба ман ратли гарон деҳ,
Ки худро вораҳонам з-ин гаронӣ.
Фаридунфариву султони одил,
Азимушшону султони замонӣ.
Чу даври довари Султон Увайс аст,
Чаро бошам даме бе шодмонӣ?!
Ниҳоли ишрати мо борвар шуд,
Ва минҳо яҳбаси суммаламонӣ.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба хати имрӯзаи тоҷикӣ ба табъ мерасад.

Ба маҷлисе, ки ба мастон шароби ноб диҳӣ,
Дилам зи рашк бизӯзӣ, маро кабоб диҳӣ.
Суоли бӯс чӣ суд аз туам, ки маълум аст
Маро зи ҷунбиши он лаб, ки не ҷавоб диҳӣ.
Ба ҳасрати қадаш аз гиряам чаман шуд ғарқ,
Ту сарвро дигар, эй боғбон, чӣ об диҳӣ?!
Шаби фироқ дар он остон ду чашми маро
Чӣ ҷои хоб, агар низ ҷои хоб диҳӣ?
Кунад дилам чу кабутар фиғон зи сахтии дом,
Чу боз турраи мушкин зи ноз тоб диҳӣ.
Ба чашму ғамза мафармо, ки мастро бизанед,
Ба як-ду маст чӣ нисбат, ки эҳтисоб диҳӣ.
Камол, шаҳнаи ишқ аз дили ту дониш хост,
Чӣ гуна боҷи нафис аз дили хароб диҳӣ?

***

Бар сари роҳи талаб ёфт гадое гуҳаре,
Яъне аз аҳли диле бесарупое назаре.
Дӣ расид аз ҳарами васл хитобем ба гӯш:
Ҳалқае гар бизанӣ, бар ту кушоянд даре.
Дидаву дил ду ҳариманд, ки дар ҳар ду ҳарим
Ҷуз хаёли рухи ӯ бор наёбад дигаре.
Дил, ки бар вай гузаре мекунад андешаи ғайр,
На дил аст он ба ҳақиқат, ки бувад раҳгузаре.
Бе иноят ба сӯи дӯст қадам то ниниҳӣ,

Ки ба ҷое нарасӣ ҷуз ба чунин роҳбаре.
Ё Раб, он ҷон, ки ҷаҳон гумшудаи ӯст, куҷост,
Ки аз ӯ не хабаре ёфт касе, не асаре?!
Бохабар нест аз ӯ ҳеч кас илло чу Камол
Бехуде, дилшудае, аз ду ҷаҳон бехабаре.

Бар мани бедил агар ҷавру ситам фармудӣ,
Лутф бисёр намудиву карам фармудӣ.
То ба соҳибназарӣ аз ҳама бошам афзун,
Сурмаи чашми ман аз хоки қадам фармудӣ.
Номасон пеши худам хон, ки зи дур омадаам,
Чун давидан ба сарам ҳамчу қалам фармудӣ.
Гуфтиям: Пеши рақибон диҳамат сад душном,
Боз марсуми дуогӯ, зи чӣ кам фармудӣ?
Қисмати ман зи сари хони карам ғуссаву дард
Гуфта будӣ, ки бифармояму ҳам фармудӣ.
Дигар аз хуни дили реш шаробам фармой,
Чун кабоб аз ҷигари сӯхтаам фармудӣ.
Рондиам аз дару хун шуд дили мискини Камол,
Аз чӣ озурдани оҳуи ҳарам фармудӣ?

***

Бар гил ба пои сарв чу рафтор мекунӣ,
Аз лутф пои нозукат афгор мекунӣ.
Гар ҳоли дил зи ғамза бипурсӣ, чӣ гӯямат,
Хуш мекунӣ, ки пурсиши бемор мекунӣ.
Панде бидеҳ ба зулф, ки хунҳои бедилон
Чандин чаро ба гардании худ бор мекунӣ?
Бо ғамза ҳам бигӯй, ки дар пеши мардумат
Хоҳам задан, ки шӯхии бисёр мекунӣ!
Гуфтӣ, ҷамоли хеш намоям ба орифон,
Ин худ кароматест, ки изҳор мекунӣ.
Эй тӯтӣ, ин ҳадиси шакарбор аз они ӯст,
Ё гуфтаи ман аст, ки такрор мекунӣ?!
Саъдӣ агар чу тӯтии гӯё бувад, Камол
«Тӯтӣ ҳамӯш беҳ, чу гуфтор мекунӣ».*

---

* Мисраъ моли Саъдии Шерозист.

---

Ба рӯят бингарам, ногаҳ наранҷӣ?
Зи кӯят бигзарам, ногаҳ наранҷӣ?
Зи васлат ҳосиле чун нест, боре
Ғами ҳаҷрат хӯрам, ногаҳ наранҷӣ?
Ҷаҳонат банда шуд, ман низ худро
Аз инҳо бишмурам, ногаҳ наранҷӣ?
Ту ҳар ҷо теғ бардорӣ, ман он ҷо
Сипар ҷон оварам, ногаҳ наранҷӣ?

Ба ҳар роҳе, ки бихромӣ, ман он роҳ
Ба дида биспарам, ногаҳ наранҷӣ?
Бад-ин нозукдилӣ ҷоне ту дорӣ,
Таманноят барам, ногаҳ наранҷӣ?
Камол ар бигзарад бар остонат,
Ки ман хоки дарам, ногаҳ наранҷӣ?

***

Бад-ин ин пастӣ гар он маҳро наёбӣ,
Ба боло ҳам шавӣ, он ҷо наёбӣ.
Танобат кай кашад з-ин сӯ ба боло,
Сари ришта аз ин ҷо то наёбӣ?!
Ту ҳечӣ бо вуҷуди ӯ в-аз ин ҳеч
Наёбӣ ҳеч, то ӯро наёбӣ.
Шавӣ гум зери пинҳонхонаи хок,
Гар он маъшуқро пайдо наёбӣ.
Ба дунон кам нишин, к-аз сӯҳбати дун
Мақоми қурби ӯ адно наёбӣ.
Ҳамеҷӯ аз Камол имрӯзу мепурс,
Ки тарсам ҷӯияш фардо, наёбӣ.
Ба Туркистон биё, он хок дарёб,
Агар дар Рум Мавлоно наёбӣ.

Ба кӯи ишқ бошӣ шермарде,
Агар бошад ба рӯят гарди дарде.
Ба рӯи мард бошад гарди ин дард,
Нахондӣ ин масал: Гардеву марде.
Ғизои ошиқи муфлис ғам омад,
Агар ғам нестӣ, мискин чӣ х(в)ардӣ?
Хаёлат гар набудӣ мӯниси ҷон,
Дили бекас, тани танҳо, чӣ кардӣ?
Дурангӣ нест моро бо ту илло
Ҳамин бахти сиёҳу рӯи зарде.
Дарахти гул надорад тоби сармо,
Наёрам зад бар он дар оҳи сарде.
Камол, онҳо, ки фикри бикр доранд,
Фузун аз сад ғазал хонанд фарде.

***

Ба ёрони кухан ёрӣ накардӣ,
Ҷафо кардӣ, вафодорӣ накардӣ.
Хурам, гуфтӣ, ғами ту, ту бизӣ шод!
Маро ғам кушту ғамхорӣ накардӣ.
Дилам пайвасти медорӣ бар оташ,
Ба ман з-ин беш дилдорӣ накардӣ.
Дило, аз нола булбул васли гул ёфт,
Чаро зорӣ бар ин зорӣ накардӣ?
Ба чашмат, гӯ, чӣ монд аз зулму хорӣ,

Ки зери тоқи зангорӣ накардӣ?
Касе дар ҳоли сиҳҳат хун кунад кам,
Ту худ дар айни беморӣ накардӣ.
Камол, он шӯхчашм аз худ маёзор,
Чу ҳаргиз мардумозорӣ накардӣ.

То хилвати дил холӣ аз ағёр наёбӣ,
Бому дари он хона пур аз ёр наёбӣ.
Он ҷо, ки шуд ӯ ёфта, худро натавон ёфт,
Ғам нест, ки сар ёбиву дастор наёбӣ.
Бедор шав, он гаҳ талаб он рӯй, ки ҳаргиз
Дар хоб чунин давлати бедор наёбӣ.
Гар аз ту ба захме бихарад ҷону сар он теғ,
Бистон, ки чунин тез харидор наёбӣ.
Чандон ки зи дил бигзарӣ аз ҳар чӣ мурод аст,
Роҳи гузаре бар дари дилдор наёбӣ.
Даъвои аналҳақ сухани сахт баланд аст,
Маънои чунин ҷуз ба сари дор наёбӣ.
Зинҳор, Камол, аз сари мастӣ марав он ҷо,
Тарсам, ки равӣ бе адабу бор наёбӣ.

***

То ба рухсори маҳ аз ғолия чавгон задаӣ,*
Рақами ғолиясон бар маҳи тобон задаӣ.
Булбули маст намеояд аз ин ҳол ба ҳӯш,
Чу саропардаи мушкин ба гулистон задаӣ.
Сунбули тоза ба он орази гулранг туро
Хатти сабзест, ки бар дафтари хубон задаӣ.
Бо чунин қомати зебо, ки ту дорӣ, санамо,
Таъна бар ростии сарви хиромон задаӣ.
То чаро сирри дили хеш наёрад ба забон,
Оташ андар даҳани шамъи шабистон задаӣ.
З-он лабони шаккарафшон ҳама шаб то ба саҳар
Бӯса бар ҷоми майи бодапарастон задаӣ.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад

---

То кай, эй мӯнис, дилам бе муҷибе ғамгин кунӣ,
Гиряҳои талхи ман биниву лаб ширин кунӣ?
Аз гули рӯи туам ранге ҷуз ин ҳосил нашуд,
К-аз сиришки арғувонӣ чеҳраам рангин кунӣ.
Чун ҳалоки худ ҳамехоҳам ба зориву дуо,
Ношунида орию дар зери лаб омин кунӣ.
Гуфтаӣ: Ҷонат ба коми дил расонам ё ба лаб?
Он нахоҳӣ кард ҳаргиз, донам, аммо ин кунӣ.

Сар ба тоҷи салтанат дигар фурӯ н-ояд маро,
Гар ҳама умр илтифоте бо мани мискин кунӣ.
Эй дил, аввал остин аз ақлу даст аз ҷон фишон,
Гар зи хомӣ панҷа бо он соиди самин кунӣ.
Ҷаннатулфирдавс бинмоянд дар хобат, Камол,
Гар шабе хоки дари он моҳрӯ болин кунӣ.

***

Таб чаро дарди сар овард ба нозукбадане,
Ки чу гул тоб наёвард ба ҷуз переҳане.
Бар тани нозуки ӯ ҳамчу арақ ларзон аст
Ҳар куҷо ҳаст тару тоза гуле дар чамане.
Шакараш дораду бодом зиён, пиндорӣ,
Чашм накшояд аз ин рӯю нагӯяд сухане.
Дидани набзаш ишорат ба Масеҳо карданд,
Гуфт: Ҳайф аст, чунон даст ба дасти чу мане.
Аз паи раг задан ар кор ба фассод афтад,
Нест устодтар аз ғамзаи ӯ нешзане.
Ба фидои тани ранҷури туву ҷони ту бод
Ҳар киро ҳаст дар айёми ту ҷоневу тане!
Сиҳҳати ҷону танат чун ба дуо хост Камол,
Буд омин ба забон омада аз ҳар даҳане.

Туро дида ҳар бор дидӣ, чӣ будӣ,
Ки ҳар бор давлат маро рух намудӣ?
Чӣ будӣ, ки он лаб намак барфишондӣ,
К-аз он сӯзи реши дили мо фузудӣ?
Насими туам, гуфт, уд ар на хом аст,
Чаро хештанро чунин месутудӣ?
Чӣ разм аст, гуфтан адам он даҳонро,
Ки чун ӯ надидем азизулвуҷуде?
Шаб аз дур маҳро дуто гашта дидам,
Магар хост кардан ба рӯят суҷуде?
Рақиби сагат бонг бар ман намезад,
Агар оҳи шабҳои ман мешунидӣ.
Камол, аз ту ҷуз оҳи дил бар наёмад,
Чӣ хоҳад баромад зи хас ғайри дуде?

***

Турки ман, маҳ бувад ба туркӣ ой,*
Хуш бувад, як шабе ба назди ман ой.
Дидаӣ маҳ, ки чун бувад бар бом,
Ту маҳӣ, ҳам ба боми дида барой!
Хонаи банда бандахонаи туст,
Хайра мақдам, хуш омадӣ, фармой!
Гиряи ошиқон мабин зи бурун,
Рӯзи борон, биё, ба хона дарой!
Хона холист, аз миён магурез,

Дар бубанду миёни баста кушой!
Гар вафо мекунӣ, ба ҷои худ аст,
Ваъдаҳои куҳан биёр ба ҷой.
Кард вайрон сарою кох, Камол,
Тоқи абрӯи дилбарони Сарой.

* Вожаи туркии «ой» ба тоҷикӣ моҳ аст.

Туро чӣ гуна тавон гуфт Юсуфи сонӣ?
Санои ҳусни ту ӯ гуфт, ӯ бувад сонӣ!
Ҳадиси Юсуфи Мисрӣ, ки аҳсанулқасас аст,
Касе ба сӯз нахонад чу пири Канъонӣ.
Дило, ҳикояти ҳуснаш куну шунав таҳсин,
Гузор қиссаи Юсуф, чӣ қисса мехонӣ?!
Шунид нақши рухат нақшбанду дафтар шуст,
Чу бишнавӣ ту ҳам, эй гул, варақ бигардонӣ.
Бад-он, ки аз лаби худ додиям ду бӯс, маранҷ,
Бигир бӯси худ акнун, агар пушаймонӣ.
Дарат зи молиши рухсорҳост моломол,
Дигар ба пои ту хоҳем суд пешонӣ.
Ҳуқуқи бандагиам, гуфтаӣ, шаҳон донанд,
Ҳанӯз қиммату миқдори худ намедонӣ.
Рақиб гуфт, ту донӣ, Камол, қимати ман,
Бигуфтам, эй дили сахтат ба ғусса арзонӣ,
Туро ба соҳили дарё ба сад дирам бихаранд
Барои лангари киштӣ, ки бас гаронҷонӣ,

***

Тан дар пайи ҷон меравад, эй бахт, куҷоӣ? *
Мавқуфи ту мондем, ки роҳе бинамоӣ.
Аз кори фурӯбастаи дарҳамшудаи мо
Лутфе бинамоӣ, гиреҳе бозкушоӣ.
Гӯянд, ки таъҷил макун, то бирасад вақт,
Пайдост, ки то чанд бувад ҳадди ҷудоӣ.
Эй дил, макун андеша аз ин роҳ, ки сабъ аст,
Навмед нашояд шудан аз лутфи Худоӣ.
Дигар надиҳам домани мақсуди худ аз даст,
Гар ёбам аз ин воқеаи сабъ раҳоӣ.
Гуфтӣ, ки Камоло, макун андешаи рафтан,
Оё мани муштоқ куҷову ту куҷоӣ?!

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба хати имрӯзаи тоҷикӣ ба табъ мерасад.

Ту чашми он, ки ҳақбинӣ надорӣ,
Вагарна ҳар чӣ бинӣ, ҳақ шуморӣ.
Макун айби ғариқ, эй зоҳиди хушк,
К-аз ин дарё ту чун хас барканорӣ.
Зи аҳволи даруни дардмандон
Чӣ гӯям бо ту, чун дарде надорӣ?!
Зи абрӯяш чӣ рӯй орӣ ба меҳроб,

Намози нораво то кай гузорӣ?
Дило, аз мо бигӯ бо чашми гирён,
Чу файёзи иноят кард ёрӣ.
Нисори хоки он дар аз дуру лаъл
Биёр, эй кони гавҳар, то чӣ дорӣ.
Камол, аз хоки наълайн ар кунӣ тоҷ,
Зи дарвешӣ ба шоҳӣ сар барорӣ.

***

Ту дард надориву рухи зард надорӣ,
Эй ошиқи бедард, чӣ ноливу чӣ зорӣ?!
Дилҳо барад он оҳ, ки аз дард барояд,
Фарёд зи оҳе, ки ту бедард барорӣ.
Рухсора ба хуни мижа бингор даме нақш,
Гар ашкфишон ошиқи рухсори нигорӣ.
Ғам рӯяду меҳнат дамаду дард барорад
Бар хоки шаҳидони ғамаш ҳар чӣ бикорӣ.
Дидӣ, ки чӣ ғамҳост туро бар дил аз ин бор,
Эй дидаи ғамдида, чаро ашк надорӣ?
То чанд ба гардан барӣ ин сар, ки ҳақи ӯст?
Он беҳ, ки барӣ бар дараш ин ҳақ, бисупорӣ.
Сар чист, Камол, аз ту агар металабад ёр?
Гар дидаи равшан талабад, дар назар орӣ.

Ту сарвию гули хандон, ҳамон, ки медонӣ,
Рухи ту шамъи шабистон, ҳамон, ки медонӣ.
Намози шом ту пайдо шудиву шуд филҳол
Зи шарми рӯи ту пинҳон ҳамон, ки медонӣ.
Лаби ту орзуи ҷони мардум асту маро
Аз он лаб орзуи ҷон ҳамон, ки медонӣ.
Агар ба васл мудовои реши дил накунӣ,
Равад зи дидаи гирён ҳамон, ки медонӣ.
В-агар ба ғамза кунӣ қасди новакандозӣ,
Расад ба ҷони заифон ҳамон, ки медонӣ.
Магар ба боғ зи пероҳанат насиме рафт,
Ки пора кард гиребон ҳамон, ки медонӣ.
Дили Камол, ба бӯят ҳамин, ки рафт аз даст,
Равон шуд аз ақиби он ҳамон, ки медонӣ.

***

Чаро ба тӯҳфаи дардам ҳамеша нанвозӣ,
Ба нозу шева насӯзӣ марову нагдозӣ?
Хаси туем ҳама, кори хас чӣ бошад? - Сӯз.
Ту оташиву тавонӣ, ки кори мо созӣ.
Ба дасти теғи ту кори ҷароҳати дили реш
Тамом ношуда, хоҳам, ки аз сар оғозӣ.
Ба зери по шиканад ҳар чӣ афтад, ин аҷаб аст,
Ки нашканад дилам, ар зери по наяндозӣ.

Бибурд даст ба зулфат сабо ба бозӣ низ,
Ҳариф зербур асту намехӯрад бозӣ.
Агарчӣ сарвари бӯстон санавбар омаду сарв,
Туро расад ба сари сарварон сарафрозӣ.
Камол, боз гузидӣ ҳавои қомати ёр,
Бадат мабод, ки мурғи баландпарвозӣ!

Чаро ҷанибати шоҳӣ ба зулф тохтаӣ,
Ба қомат ин алами фитна барфарохтаӣ?
Ба меҳри ту зи зарам софтар мани бедил,
Чу қалб нест маро, аз чӣ рӯ гудохтаӣ?
Ҳасудро раги ҷон ҳамчу чанг дар назъ аст,
Аз он нафас, ки зи най хуштарам навохтаӣ.
Ту мурғи он ҳарамӣ, донам, эй рақибу маро
Фиғон зи туст, ки беҳудахон чу фохтаӣ.
Бигуфтӣ: Аз ҳама хубон марост рӯй накӯ.
Бадат мабод, ки худро накӯ шинохтаӣ!
Бад-он ду турраи каҷбоз ишқ чун бозам?
Чунин ки бозии моро ба банд сохтаӣ.
Камол, фориди илми назар туӣ, к-имрӯз
Ба он даҳону миён ғоибона бохтаӣ.

***

Чаро ҳар дам аз пеши мо мегурезӣ?
Шаҳӣ, аз гадоён чаро мегурезӣ?
Бахилӣ магар,эй ба хубӣ тавонгар,
Ки аз ошиқи бенаво мегурезӣ?
Чароӣ, чаро аз дуогӯ гурезон?
Балоӣ, бало, к-аз дуо мегурезӣ.
Ту он тоза барги гулӣ, к-аз латофат
Зи осеби боди сабо мегурезӣ.
Гар ӯ мегурезад зи чашм, эй хаёлаш,
Ту бигрез, бинам, куҷо мегурезӣ?!
Камол, ар ба ӯ мегурезӣ зи чашмаш,
Зи як фитна дар сад бало мегурезӣ.

Чашми шӯху дили сангин, бари симин дорӣ,
Холи мушкин, рухи рангин, лаби ширин дорӣ.
Ту чӣ донӣ зи ману ҳоли ман, эй шамъи Чигил,
Ки чу ман ошиқи дилсӯхта чандин дорӣ.
Бениёзиву ниёзат ба мани бедил нест,
Подшоҳиву фароғ аз мани мискин дорӣ.
Гуфтаӣ: Расми вафо дораму оини ҷафо.

Он надорӣ сари як мӯй, вале ин дорӣ.
Эй сабо, накҳати он зулф магар нашнидӣ,
Ки ҳавои чаману барги раёҳин дорӣ?
Даъвии зиндадилӣ аз ту на некӯст, Камол
Гар шаби фурқати ҷонон сари болин дорӣ.

***

Чу ту душман аз дӯст нашнохтӣ,
Маро сӯхтиву ба ӯ сохтӣ.
Бипардохтам ман ду олам ба ту,
Ту як лаҳза бо ман напардохтӣ.
Чӣ шукр аз лаби чун шакар гӯямат,
Ки чун най ба як бӯса нанвохтӣ.
Зи по то сарам риштаи ҷон бисӯхт,
Чу шамъам зи сар аз чӣ бигдохтӣ?
Ба шоҳӣ нишастӣ ба мулки дарун,
Алам з-оташи дил барафрохтӣ.
Раҳу расми ман буд сабру қарор,
Ту он расмҳоро барандохтӣ.
Назар бохтӣ бар рухи ӯ, Камол,
Ду олам бибар, чун накӯ бохтӣ.

Чу гул ба лутфи ту зад лофи нозукандомӣ,
Дарид пераҳани некӯӣ ба бадномӣ.
Дилам ба шоми сари зулфи тусту метарсам,
Ки боз бишканӣ он обгинаи шомӣ.
Яке, ки мебарад ороми дил ба шеваи чашм,
Чӣ чашм дорам аз ӯ шаваи диломӣ?
Шабе ба ҳалқаи мо зикри исматат мерафт,
Шуданд ҳалқабагӯши ту орифу омӣ.
Зи накҳати сари зулфи ту уд дам мезад,
Аҷаб, ки сӯхту аз сар намениҳад хомӣ.
Касе, ки ҳеч набурдӣ ҳадиси май ба забон,
Лаби ту диду масал шуд ба дурдошомӣ.
Камол, агар зи даҳонаш наёфтӣ коме,
Мабош тангдилу сабр кун ба нокомӣ.

***

Чӣ лутфаст ин, ки бо ман менамоӣ,
Лаби нозук ба пурсиш мекушоӣ.
Лабат ҷон асту ҷонам мефазояд
Хати сабзе, ки бар лаб мефазоӣ.
Хатат бар рух накӯтар хондам аз мушк,
Накӯ хонанд хат дар рӯшноӣ.
На ошиқро бало ояд зи ҳар сӯ,
Чаро з-ин сӯ наоӣ, чун балоӣ?
Чу қомат рост кардӣ вақти рафтан,

«Қиёмат дидам аз рӯзи ҷудоӣ».*
Малӯлам з-ошноии рақибон,
«Чӣ будӣ, гар набудӣ ошноӣ?»*
Намехоҳад Камол аз ёр, ҷуз ёр,
Биёмӯзед, дарвешон, гадоӣ!

---

* Ин ду мисраъ матлаъе аз ғазали Ҳумоми Табрезист.

---

Чӣ мӯҷиб аст, ки ҳеч илтифоти мо накунӣ,
Тараҳҳуме ба ғарибони бенаво накунӣ?
Ба душманони мухолиф ба сар барӣ, боре
Ба дӯстони вафодор ҷуз ҷафо накунӣ.
Чу ком менадиҳӣ з-он даҳон, бигӯ, бо мо,
Ки ин музойиқа бо дигарон чаро накунӣ?
Ту подшоҳи ҷаҳониву мо гадо, чӣ сабаб,
Ки илтифот ба ҳоли мани гадо накунӣ?
Ба ваъда чанд диҳӣ интизори васл маро,
Чу ҳоҷати дили бечорае раво накунӣ?
Савоби кори ман аст он, ки бар нишонаи дил
Ба нӯки ғамза кашӣ новаку хато накунӣ.
Камоли дилшуда бегона шуд зи хешу ҳанӯз
Ту ҳамчунон ба висоли худ ошно накунӣ.

***

Ҳадиси хуше ҳеч бо мо нагӯӣ,
Сухан ҷуз ба шамшер қатъо нагӯӣ.
Биҳил кардамат хуни худ, гар бинозӣ,
Кушӣ зудам имрӯз, фардо нагӯӣ.
Чу гӯӣ, лақаб нозил аз осмон шуд,
Чаро номи ашкам Сурайё нагӯӣ?
Ҳар он шарбати ғам, ки додӣ, нахустин
Ба ман деҳ, ба шарте ки саҳҳо нагӯӣ.
Ниҳон аз чӣ шуд оби ҳайвон, кӣ  донад,
Ту бо он даҳон нуктае то нагӯӣ.
Мабодо, ки ёбанд нақши даҳонат,
Ба ҳар кас дигар ин муаммо нагӯӣ.
Камол, он чӣ гӯӣ аз он рӯи зебо,
Ба рӯяш, ки ҷуз хубу зебо нагӯӣ.

Хуррам он дам, ки туям мӯнису ҳамдам бошӣ,
Ман ба ғамҳои ту дилтангу ту хуррам бошӣ.
Гар кунӣ пурсишам, андешаи ранҷурӣ нест,
Чӣ аз он дард накӯтар, ки ту марҳам бошӣ?
Аҷаб ояд ҳама касро зи ту, эй рашки парӣ,
Гар бад-ин лутф ту аз тинати одам бошӣ.
То касе бар мани муфлис накунад тӯҳмати ганҷ,

Беҳ аз он нест, ки дар сӯҳбати мо кам бошӣ.
Мулки дил гир, ки шоҳи рӯхат овард хате,
Ки ба ҳусн аз ҳама хубон ту муқаддам бошӣ.
Ғами ҳиҷрон сабаби роҳати васл аст, Камол,
Давлати вақти ту, гар шод бад-ин ғам бошӣ.

***

Хоҳӣ, ки ба ҳеч ғам намирӣ,*
То даст диҳад, пиёла гирӣ.
Май нӯш ба шодиву шав аз ӯ
Он дам, ки ба дасти ғам асирӣ.
Най гуфт ба зери лаб: Ҳамин аст,
Гар аҳли дилӣ, нафаспазирӣ.
Дар сар зи маят чу тоҷи лаъл аст,
Султониву соҳиби саририӣ.
Ман дурдкашам, на шоҳу дарвеш,
Фориғ зи бузургиву фақирӣ.
Дар ишқ ҷавонаму тавонгар,
Ғам нест зи пириву фақирӣ.
Шуд пир Камол, боядаш сохт
Аз сарви равон асои пирӣ.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба хати имрӯзаи тоҷикӣ ба табъ мерасад.

Дигарбора теғи ҷафо баркашидӣ,
Зи ёрони дерина ёрӣ буридӣ.
Ба қатли муҳиббон шудӣ боз ранҷа,
Бақо бодат, эй дӯст, заҳмат кашидӣ!
Ман аз ҳасратат гарчи мурдам, хушам ҳам,
Ки боре ту бо орзуе расидӣ.
Туро ҳар чӣ гуфтем, гуфтӣ: Шунидам!
Ҳадисе шунидӣ, вале кай шунидӣ?
Чӣ донӣ зи ҳоли ман, эй ҷони ширин,
Ки ту талхии ҳаҷр камтар кашидӣ?
Ба кӯи ту чун об ҳаргиз нарафтам,
Ки чун сарв доман зи ман даркашидӣ.
Камол, орзу доштӣ хоки пояш
Ба чашми худ, алҳамдуллилаҳ, ки дидӣ.

***

Дорам зи абрӯвони ту чашми инояте,
К-аз нозам ар кушӣ, накунандам ҳимояте.
Чашми ту бегунаҳкушу ман зинда инчунин,
Аз ғамзаи ту нест ҷуз инам шикояте.
Берун аз он, ки ҷуз ту нахоҳам муроди хеш,
Аз банда дар вуҷуд наояд ҷинояте.
Рӯят, ки оятест зи раҳмат бар абрӯвон,
Зоҳид чу дид, хонд ба меҳроб ояте.
Оне, ки дорад он маҳу ин ғам, к-аз ӯ мароcт,

Он ғояте надораду ин ҳам ниҳояте.
Пеши рақиб қадри саги кӯ шинохтем,
К-ӯ мекунад ба қадр гадоро риояте.
Гӯ, бар дарат, рақиб, гадо бош, ё Камол,
«Ғавғо бувад ду подшаҳ андар вилояте».*

* Мисраъ моли Саъдии Шерозист.

Даст надорам аз ту ман, гарчи зи поям афканӣ,
Тезтарам ба дӯстӣ, гар ҳама теғ мезанӣ.
Нест зи ҳам муфориқат сояву офтобро,
Ҳар тарафе, ки меравӣ, ман ба туву ту бо манӣ.
Эй нафаси сабо, зи мо бо сари зулфи ӯ бигӯ:
Чанд ба дилшикастагон аҳд куниву бишканӣ?
Сарви баландпояро ин ҳама роз кай расад,
Пеши дарахти қоматат гар накунад фурӯтанӣ.
Эй ба умеди васли ту барзада дасту остин,
Ин нашавад муяссарат ҷуз ки ба покдоманӣ.
Шукр, ки гар даме задам дар ҳама умри хештан,
Бо ту ба дӯстӣ задам, бо дигарон ба душманӣ.
Шавқи лаби ту медиҳад завқи сухан Камолро,
Мурғ сухансаро нашуд, то ки нагашт гулшанӣ.

***

Дар ин раҳ ҳар чӣ ҷӯй, он биёбӣ,
Биҷӯ нақде, ки ногоҳон биёбӣ.
Ба кӯи ӯ диле гум кун, ки он ҷо
Яке дил гум кунӣ, сад ҷон биёбӣ.
Ба ҷон гар толиби як дард бошӣ,
Талаб нокарда, сад дармон биёбӣ.
Гирӣ* бар хеш чун абри баҳорӣ,
Ки сарсабзӣ аз ин борон биёбӣ.
Шаби васл он ҳама хандонлабиҳо
Чу шамъ аз дидаи гирён биёбӣ.
Дигар аз ёфтан серӣ надорӣ,
Чунин ганҷе агар пинҳон биёбӣ.
Камол, ар ҳар замоне ёбӣ ӯро,
Ҳанӯзаш ҳамчунон ҷӯён биёбӣ.

* Гирӣ – гирйӣ, гиря кунӣ.

Хоҳам бари ту бурдан танро, ки шуд хаёле,
Боре барам хаёле, чун нестам висоле.
Эй бод, кай гузорат з-он сӯ маҷол бошад?
Бемориву набошад, донам, туро маҷоле.
Имрӯз нест зоҳид ғофил зи ҳоли риндон,
К-ӯро ба ҳеч вақте вақте набуду ҳоле.
Чун зулфу рух намудӣ, кардам суоли бӯса,
Дидам, тасалсулу давр омад маро суоле.

Аз зулфи хеш дилро занҷир кун муҳайё,
Гар абрўят намояд девонаро ҳилоле.
Мехост гул, ки худро молад бар он баногўш,
Он шўхи беадаброро боист гўшмоле.
Ҳамкосаи сагонат дорӣ мани гадоро,
Гар кўзагар бисозад аз хоки ман сафоле.
Рўи ту барнатобад аз зулф сояе ҳам,
Дорӣ зи сояи худ аз нозукӣ малоле.
Дорад, Камол, бо худ зулфаш туро муқайяд,
Доранд моҳрўён дар дилбарӣ камоле.

***

Дил рафт ба ёди дилпазире,
Касро набувад зи ҷон гузире.
Аз ишқи бутон ҷавон шавад пир,
Ин нукта шунидаам зи пире.
Гирам сари зулфу дорамаш гўш,
З-ин гуна кирост додугире?
Сад чарх занад бар оташ аз шавқ
Сайде, ки ту афканӣ ба тире.
Ёбам, ки дили манат ба даст аст,
Гар з-он ки гирифтаӣ замире.
Бинанд магар ду дида дар об
Лутфи бадани туро назире.
Гум кард Камол дил дар он кўй,
Бозову биҷў дили фақире.

Дил зи ёрони куҳан бардоштӣ,
Чист чандин ҷанг пеш аз оштӣ?
Зиндаам пиндоштӣ дар ҳаҷри хеш,
Инчунинам куштанӣ пиндоштӣ.
Гуфтам: Аз хоки раҳам ангор кам.
Лутф кардӣ, беш аз он ангоштӣ.
Шукри неъматҳои ту, к-аз дарду ғам
Ҳеч вақтам бенаво нагзоштӣ.
Ишқ варзидӣ, сазо дидӣ, Камол,
Тухми меҳнат коштӣ, бардоштӣ.

***

Дил шуд зи ишқи ёрам шайдо чунон ки донӣ
К-аз оби дида дорам пайдо чунон ки донӣ.
Дар кўи гулузорӣ сарве гули баҳорӣ
Бозам шикаст хоре дар по чунон ки донӣ.
Туркони ғамзаи ў баъд аз ҳазор фитна
Карданд мулки дилҳо яғмо чунон ки донӣ.
Дар даври чашми масташ гаштанд порсоён
Шайдо чунин ки бинӣ, расво чунон ки донӣ.
Аз ғамза ҳикмати айн омўхт он маҳу шуд
Дар фанни дилрабоӣ доно чунон ки донӣ.
Гирам равон канораш, танҳо на бўс гирам,
Гар ёбамаш ба ҷое танҳо чунон ки донӣ.

Донӣ, ки ёрпурсӣ бошад тариқи риндон,
Пеши Камол боз о, ёро, чунон ки донӣ.

Дил шишаест ҷои хаёли ту, эй парӣ,
Кардӣ парӣ ба шиша, ҳамин аст соҳирӣ!
Пайваста дар баробари чашмам нишастаӣ,
Оре, маро ба чашми ҷаҳонбин баробарӣ.
Дар пардаҳои чашм хаёлат мусаввар аст,
Чашми бад аз ту дур, ки руҳи мусаввари!
Азбаски дӯш бар дари ту дида дур фишонд,
Бастем ҳалқа гирди дарат аз дури дарӣ.
Бар раҳгузарат аз мижа, эй ашк, хорҳост,
Ҳон, то наистиву равон низ нагзарӣ!
Розӣ наӣ, ки қадри ман афзояд, эй рақиб,
З-он рӯй ҳаргизам саги он кӯй нашмарӣ.
Дигар маҷӯй манзалату қадри худ, Камол,
Ин манзалат бас аст, ки бар хоки он дарӣ.

***

Дил, ки савдои ту мепӯхт, кабобаш кардӣ,
Буд ғамхонаи дерина, харобаш кардӣ.
Дида, к-аз гиряи бисёр тиҳӣ гашт зи ашк,
Аз лабу орази худ боз пуробаш кардӣ.
Бар сиришкам зи ту уфтод магар акси Суҳайл,
З-он ки ғалтидатар аз дурри хушобаш кардӣ.
Чашми хунрези ту дар куштани соҳибназарон
Дошт дар сар, ки кунад ноз, итобаш кардӣ.
Новаки ғамзаи ту сӯи дили ғамзадагон
Тезтар рафт зи пайкон, чу шитобаш кардӣ.
Нашуд аз раҳмати ту ошиқи содиқ навмед,
Солҳо гарчи зи худ дур азобаш кардӣ.
Пеши риндон ҳамагӣ айби ту пӯшид, Камол,
Хирқаи зуҳд, ки рангин ба шаробаш кардӣ.

Дили ман ба доғи ҷафо сӯхтӣ,
Маро монда, дилро чаро сӯхтӣ?
Киро сӯхт ишқат, ки ҷонам насӯхт?
Маро сӯхтӣ, ҳаркиро сӯхтӣ.
Басе сӯхт дар ваъдаи сӯхтан
Маро интизори ту, то сӯхтӣ.
Фитодӣ чу оташ ба маъвои дил,

Дар он хона оё чиҳо сӯхтӣ?
Дилу ҷон ба ҳам дар ту пайвастаанд,
Чаро ҳар якеро ҷудо сӯхтӣ?
Камол, аз дили рафта бӯе наёфт,
Худо донад, ӯро куҷо сӯхтӣ?

***

Дил мекунӣ ҷароҳату марҳам намедиҳӣ,
Исодамиву об ба одам намедиҳӣ.
Доруи ҷон зи ҳуққаи лабҳот медамад,
Бо ҷони хаста чошние ҳам намедиҳӣ.
Кӯи ту Каъбаву лаби лаъли ту Замзам аст,
Обе чаро ба ташнаи Замзам намедиҳӣ?
Дасти рақиб низ бад-он лаб намерасад,
Боре ба дев, шукр, ки хотам намедиҳӣ.
Вирдам дуои туст ба меҳроби абрӯвон,
К-аз дарду ғам вазифаи ман кам намедиҳӣ.
Номаҳрамон куҷо ба ҳарими ту раҳ баранд?
Чун раҳ дар он мақом ба маҳрам намедиҳӣ.
Зебад гадоии дари дилбар туро, Камол,
К-он салтанат ба мулки ду олам намедиҳӣ.

Рози маъшуқ ҳадисест ниҳондоштанӣ,
Эй сабо, пеши кас аз қиссаи мо дам назанӣ?!
Шамъ мехост, ки ронад сухан аз хилвати роз,
Нек будаш, ки баромад ба даҳон сӯхтанӣ.
Воизо, наъраи мастона куҷову ту куҷо?!
Ошиқаш ношуда, гармӣ макун, эй ношуданӣ!
Шишаи ринд тавон зери қадам зуд шикаст,
Қадам он бошаду мардӣ, ки хумораш шиканӣ.
Пераҳан гар танат озурд, чӣ пӯшӣ онро?
Айби Юсуф натавон кард ба нозукбаданӣ.
Ғунча пеши даҳанат лаб ба ҳадисе накушуд,
Расми хиҷлатзадагон аст, бале, камсуханӣ.
Гуфта будӣ сарат аз теғ раҳонем, Камол,
Зинда кардам зи сар ин ваъда, ки дар по фиканӣ.

***

Зи дида дар дили вайрона рафтӣ,
Зи манзарҳо ба хилватхона рафтӣ.
Дилат мехост чун ганҷе равон гашт,
Равон гаштӣ, сӯи вайрона рафтӣ.
Сабо, бодат бурида по ба сад ҷо,
Чаро дар зулфи ӯ чун шона рафтӣ?!
Ба кӯяш омадан, эй дил, туро сохт,
Ки ҳушёр омадӣ, мастона рафтӣ.

Чу мӯр афтону хезон аз заифӣ
Сӯи холаш ба ҳирси дона рафтӣ.
Дари ӯ монда, гар рафтӣ ба Каъба,
Зи Каъба бар дари бутхона рафтӣ.
Камол, аз Каъба рафтӣ бар дари ёр,
Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ!

Зи ман мапурс, ки аз ошиқони зори кӣ?
Аз ӯ бипурс, ки маъшуқу ғамгусори кӣ?
Дило, ба зулфи парешони ёр боз бигӯ,
Ки беқарори туам ман, ту беқарори кӣ?
Шикастаҳоливу афтодагӣ чӣ мебинӣ,
Нигоҳ кун, ки шабу рӯз дар канори кӣ?
Зи пеши чашм гузар мекунӣ сарандозон,
Бад-ин шамоили хуш сарви ҷӯйбори кӣ?
Рабуд дил хату холат ба нақшҳои ғариб,
Ғарибнақшунигоро, бигӯ, нигори кӣ?
Чӣ суди кӯшиши мо, аз ту нест чун кашише?
Ҳама ҷаҳон ба ту ёранд, то ту ёри кӣ?
Камол, ар нагазидӣ турунҷи ғабғаби ёр,
Напурсамат, ба Худо, к-аз хиёрзори кӣ?

***

Зи ман, ки меҳри ту дорам ба сина, рӯй чӣ тобӣ?*
Илло таъарризу ъайнӣ ва анта таълиму мо бӣ.
Биё, муоина бингар, ки чунам аз ғами ишқат,
Азоту ҳубука ҷисмӣ бишайби явма шабобӣ.
Тани заифи низорам агар чунон ки бубинӣ,
Тароку мислу хилолан мадо хилол наёбӣ.
Азубу мин ҳасаротӣ ва мо уриду ҳаюнӣ,
Гарам ба теғ занӣ беҳ аз он ки рӯй битобӣ.
Лақад қасадта тақаблӣ ва мо фаъалту хатоӣ,
Накарда ҳеч гуноҳе, ба куштанам чӣ шитобӣ?
Камоли хастаи мискин зи ғам бимурду дареғо,
Муҳаббатӣ ва ҳабибӣ қабилтанӣ бииқобӣ.

---

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад

---

Симинбаданӣ, сарвқадӣ, пистадаҳонӣ,
Ҳар васф, ки ояд ба забонам, беҳ аз онӣ.
Ороми дилӣ, дафъи ғамӣ, марҳами дардӣ,
Ёри куҳанӣ, умри навӣ, мӯниси ҷонӣ.
Гар дӯст бувад ҷону ҷаҳон низ хуш, эй дӯст,
Ту дӯсттар аз ҷониву хуштар зи ҷаҳонӣ.
Пеши назари аҳли дил азбаски азизӣ,

Ҳамчун даҳани хеш на пайдо, на ниҳонӣ.
Бе васли ту, эй умри гиромӣ, натавон зист,
Як дам, ки чу умри гузарон ногузаронӣ.
Ғалтон сӯи хоки қадамат боз биёям,
Сад бор чу ашкам агар аз пеш биронӣ.
Гар умри Камол аз ғами ишқи ту шуд охир,
Ғам нест, гар охир ба муродаш бирасонӣ.

***

Солҳо гар бинависам сифати муштоқӣ,
Монад аз шавқи ту садсола ҳикоят боқӣ.
Ғоиб аст абрӯяш аз дида, дило, ҳозир бош!
Тарсамат, бишканӣ, эй шиша, ки дур аз тоқӣ!
Ғамзаат ҳеч фурӯдошт зи тезӣ накунад,
То ба он захма ту дар раҳ задани ушшоқӣ.
Эй хуш он маҷлиси холишуда аз маҷлисиён,
Монда аз май қадаре боқиву он лаб соқӣ.
Умри боқӣ ба ҷуз ин нест, ки дар хилвати унс
Даст дар гардони ёре фиканӣ в-албоқӣ.
Хол бар гӯшаи абрӯи ту бе макре нест,
Набувад гӯшанишин бе ҳиялу зарроқӣ.
Ҳама нақши хату хол аст ба девони Камол,
Лайса илло рақам-ул-ишқ алал авроқӣ.*

---

* Дар варақҳои он ҷуз номи ишқ нест.

---

Ширинлабӣ, шакардаҳанӣ, сарвқоматӣ,
Кӯтаҳ кунам ҳадис, ба хубӣ қиёматӣ!
Гар ман дар обу оташам аз чашму дил, хушам,
К-андар миёни ҳар ду ту боре саломатӣ.
Эй шайх, то ба кӯи бутон мекунам тавоф.
Бо ман магард, чун ту на марди ғароматӣ.
З-он гӯшаҳои чашм чӣ бинӣ ту, эй салим,
З-ин сон ки баста чашм ба кунҷи саломатӣ.
Дил рафту ақл бори сафар басту шуд равон
Эй ғам, ту хуш нишаста ба азми иқоматӣ.
Дар мастие, ки чашми ту бахшид хуни ман,
Ё Раб, чӣ гуфт ғамза, к-аз он дар надоматӣ?
Чандон ки мекушанд туро, зиндаӣ, Камол,
Соҳибназар наӣ ту, ки соҳибкароматӣ!

***

Санамо, дар хати сунбул маҳи тобон дорӣ,
Бар сари шохи санавбар гули хандон дорӣ.
Дами Исо ҳама аз лаъли шакарбор диҳӣ,
Ҳусни Юсуф ҳама дар чоҳи занахдон дорӣ.
То сари зулфи ту барҳам назанад оламро,
Сурати хештан аз оина пинҳон дорӣ.
Эй шаҳи гулрухи шириндаҳани шӯрангез,
То кай аҳволи мани хаста парешон дорӣ?!

Ташна шуд лаъли ту бар хуни дили мо ҳар дам,
Гарчи дар дурҷи гуҳар чашмаи ҳайвон дорӣ.
То рабоӣ зи дили сӯхтагон гӯи қарор,
Гирдбаргирди маҳ аз ғолия чавгон дорӣ.
Нолаи зори Камол аст чу булбул шабу рӯз,
То ту дар сабзаи хушбӯй гулистон дорӣ.

Табиби ошиқон омад, биё, бигзор бедардӣ,
Чӣ меҷӯӣ аз ин раҳмат, давое ҷӯ, ки беҳ гардӣ.
Тариқи ошиқӣ баргиру сӯи дардмандон шав,
Ки беишқиву бедардӣ набошад шеваи мардӣ.
Рухат гар зард шуд з-ин дард, кори хеш чун зар дон,
Ки чун зар сурхрӯиҳост ошиқро зи рухзардӣ.
Дило, ҷуз хуни мижгоне нарафт аз пеш як корат,
Даруни реши дарвеше магар бе мӯҷиб озурдӣ?
Гарат ниййят на рӯи ӯст аз ҳар саҷда дар қибла,
Бигир аз сар намози худ, ки дар ниййят хато кардӣ.
Ба рӯи зард бинмоям нишони хоки кӯяшро,
Ба уқбо гар бипурсандам, ки аз дунё чӣ овардӣ?
Ғаму андӯҳи беёрӣ зи бедардон наояд хуш,
Камол, инҳо туро зебад, ки соҳибдардиву фардӣ!

***

Ошиқиву бедилӣ, бедилбарӣ,
Ин ҳама дорам, ғарибӣ барсарӣ.
То ба чашми ман, ки айни мардумист,
Нангарад бар ҳоли ман, гар нагзарӣ.
Ин ҳама борони меҳнат худ маро
Бар сар аз чашми тар омад бартарӣ.
Шамъи маҷлис дӯш дур аз рӯи ёр
Гунаи рухсори ман диду гирӣ.*
Ҳам ба душноме чӣ бошад, эй малус,
К-аз дуогӯёни худ ёд оварӣ.
Бо рақибон ҳайфӣ, эй шириндаҳон,
Чун дар ангушти гадо ангуштарӣ.
Қиматат ҳар кас надонад чун Камол,
Ҷони ман, ту гавҳарӣ, ман ҷавҳарӣ.

---
* Гирӣ – гирйист, гиря кард.

---

Қатраи қатра зи дарё чу ба соҳилҳоӣ,
Гар ба дарё бирасӣ, қатра наӣ, дарёӣ!
Пеши ӯ оиву дар хонақаҳ Аллаҳ гуӣ,
Назди ӯ мавливу дар мадраса мавлоноӣ.
Гар на бо ӯӣ, агар подшаҳӣ, дарвешӣ
В-ар на бехешӣ, агар бо ҳамаӣ, танҳоӣ!
Бе ғамаш дар таабӣ, бо ғами ӯ дар тарабӣ,

Бе лаби ӯ магасӣ, бо лаби ӯ ҳалвоӣ.
Гаҳ дилӣ, гоҳ забон, гоҳ ниҳон, гоҳ аён,
Гоҳ оина, гаҳе тӯтии шаккархоӣ.
Занги ҳар оина, к-он рӯй тавон дид, туӣ,
Дамбадам з-оина ин занг чаро наздоӣ?
Пеши рӯи ту сад оина ниҳодаст, Камол,
Равшан аст оинаҳо, бингар, агар биноӣ!

***

Кошки сарвинози мо аз дари мо даромадӣ.
То шаби ҳаҷр кам шудӣ, рӯзи ҷафо сар омадӣ.
Хуш бувад ар саҳаргаҳе назди ситамрасидагон
Аз дами қосиди сабо муждаи дилбар омадӣ.
Дар дами охир ар будӣ бар мани хастааш гузар,
Ҷони ба лаб расидаам хурраму хуш баромадӣ.
Гар ба чаман даромадӣ шоҳиди сарвқадди мо,
Гул зи ҳаёи рӯи ӯ сурх баҳам баромадӣ.
Бандаи туст ин дилам, к-эй бути шӯхи ишвагар,
Ваъда бидодӣ аз раҳе, аз раҳи дигар омадӣ.
Зудтараш фурӯ равад пой ба гил дар ин ҳавас,
Бар сари кӯи зиракӣ ҳар кӣ бувад саромаде.
Ҷавру ҷафои беҳадаш аз дили мо бадар шудӣ,
Рӯзе агар Камолро мӯнису ғамх(в)ар омадӣ.

Кадом сар, ки надорад димоғи савдоӣ,
Кадом дил, ки бувад холӣ аз таманное?
Куҷост пои равоне, кадом дасту дил аст,
Ки нест баста ба занҷири зулфи зебое?
Макун маломатам, эй муддаъӣ, дар ин даъвӣ,
Ки ҳаст дар сари ҳар кас ба қадри савдое.
Чу субҳ агар нафасе мезанам, зи меҳри маҳест,
Бувад ҳароина ин дам задан ҳам аз ҷое.
Биёву сарви қади хеш арза кун бар мо,
Ки ҳамчу сарви қадат нест маҷлисорое.
Ҳадиси сарви чаман бо қадат наояд рост,
Ки пеши ӯ натавон гуфт зеру болое.
Чунон рабудаи ҳусни ту шуд вуҷуди Камол,
Ки ҳеч гуна надорад ба хеш парвое.

***

Гар аз дар ба теғам биронӣ, ту донӣ,
Агар куштаи хеш хонӣ, ту донӣ.
Маро, гуфтаӣ, хонамат, ё биронам?
Надонам ман инҳо, ту донӣ, ту донӣ.
Ҳанӯзат наафшонда ҷонҳо ба доман,
Зи мо остин барфишонӣ, ту донӣ.
Ҳанӯзат чакон хуни ошиқ зи лабҳо,
Зи дилҳои мо хунчаконӣ ту донӣ.

Чӣ пурсӣ чӣ доғ аст ин бар дили ту?
Ту худ кардаӣ он нишонӣ, ту донӣ.
Чӣ гӯӣ, заифӣ қавӣ, чист ҳикмат?
Табибӣ ту, ин нотавонӣ ту донӣ.
Камол, аз дили реш дид ошкоро,
Ки дармони дарди ниҳонӣ ту донӣ.

Гар аз шохи давлат гуле чидаме,
Насиме зи кӯи ту бишнидаме.
Ба бӯи ту ҷонам харидӣ сабо,
Агар ман бад-он давлат арзидаме.
Зи кӯят саге гар расидӣ ба ман,
К-аз он дар ҳадисе бипурсидаме,
Даҳону лаб аз сад шакар шустаме,
Ҳама гарди пояш билесидаме.
Гар ин ҳусн будӣ чу зулфат маро,
Ба гирди рухи хеш гардидаме.
Шабу рӯз савдои худ кардаме,
Ба рухсори худ меҳр варзидаме.
Ба оташкада дар ҷамоли бутон
Гар аз рӯи ту партаве дидаме,
Чу зулфи ту зуннор барбастаме,
Дар оташкада бут парастидаме.
Аз он ғамза гар маст гаштӣ, Камол,
Чу чашмат ба меҳроб ғалтидаме.

***

Гар ӯ ёди мани дилхаста кардӣ,
Дил оҳу ноларо оҳиста кардӣ.
Наёмад бар сарам, чун ҳайф мерафт,
Ки пои нозук аз ман хаста кардӣ.
Ба меҳроб ар бидидӣ зоҳид он рӯй,
Дуои абрӯяш пайваста кардӣ.
Куҷо парвона бо шамъе нишастӣ,
Ҳазар гар з-оташи наншаста кардӣ?
Куҷо пеши хаташ мӯри Сулаймон,
Ки хидмат бо миёни баста кардӣ?
Чу бахшаш бо набот афтодиву қанд,
Лаби ӯ кӯзаҳоро даста кардӣ.
Камол, он писталаб гар хостӣ нуқл,
Шакарҳо дар даҳони писта кардӣ.

Гар бод сӯи хоки ман орад зи ту бӯе,
Чун зулфи туам ҷон дамад аз ҳар сари мӯе.
Ширини замонӣ ту, мани дилшуда Фарҳод,
К-аз дида равон сохтаам сӯи ту ҷӯе.
Гӯи дили мо, гӯ, шикан он зулфи чу чавгон,
Ман боз тарошам зи сар аз баҳри ту гӯе.
Ғайрат бараму боз канам дидаи худро,

Аз рӯи ту чун боз кунам дида ба рӯе.
Дар маҷлиси аҳли назар имрӯз зи мастон
Ҷуз ғамзаи ту нест дигар арбадаҷӯе.
Эй маст, ту султониву аз лаъл туро тоҷ,
Гар бар сарат аз бодаи ноб аст сабӯе.
Бигзашт Камол аз Ираму равзаи Фирдавс,
То роҳи гузар ёфт ба хоки сари кӯе.

***

Гар ба покӣ Хизри вақтиву руҳулқудусӣ,
То наёбӣ назари аҳли сафо, ҳеч касӣ!
Фарз кардем, ки саҷҷода фикандӣ бар об,
Чун надорӣ гуҳари маърифате, кам зи хасӣ!
То наёрӣ қадам аз манзили ҳастӣ берун,
Солҳо гар биравӣ роҳ, ба ҷое нарасӣ.
Эй, ки аз дил нафасат рост бурун меояд,
Нафас ин аст, ки аз хеш бибуррӣ нафасе.
Нест ҳоҷат, ки бувад садди Сикандар дар пеш,
Дар миёни туву ӯ монеъу ҳоил ту басӣ.
Рондаанд аз шакаристони саодат, з-ин аст,
Ки шабу рӯз ҳавохоҳи ҳаво чун магасӣ.
Ҳосил аз зуҳд ба ҷуз дарди саре нест, Камол,
То ки дар савмаа машғули ҳавову ҳавасӣ.

Гар ба фирдавс аз ҳарими васл бикшоӣ даре,
Пеши ҳар ҳуре зи оби дида бошад Кавсаре.
Гар на дар ҳар ғурфа занҷире бувад аз мӯи дӯст,
Дар биҳишт аз ҳар даре бошад аз оби дигаре.
Гар на он сарв афканад бар шохи Тӯбо сояе,
Ҳар варақ аз шарҳи бебаргӣ барорад дафтаре.
Бо лаби ризвони мо аз мо бигӯ, эй салсабил,
Соқии ҷонҳо, равон кун бодаи равшантаре!
Мунтазир маншон чу гул бар хок аҳли равзаро,
То зи ҳасрат хун нагардад ҳар диле дар ҳар баре.
Дар қиёмат хуш баро чун зулфи худ доманкашон,
То бубинӣ зери по афтода ҳар ҷониб саре,
Гар ба фардо афканӣ дидори зебо бо Камол,
То ба рӯзи ҳашр бошад ҳар дам ӯро маҳшаре.

***

Гар бар дарат ин ин ашк чу селоб гузаштӣ,*
Дар кӯи ту ин хас ҳам аз ин боб гузаштӣ.
Хори мижа гар дур шудӣ аз гузари ашк,
Бар дидаи ғамдида шабе хоб гузаштӣ.
Гар пайрави ин ашк шудӣ сӯфиву ин оҳ,
Бар рӯи ҳаво рафтиву аз об гузаштӣ.
Абрӯи ту гар дида шудӣ гӯшанишинро,
Аз ғуссаву ғам пушт зи меҳроб гузаштӣ.
Ҷон низ гузаштӣ чу магас з-он лаби ширин,

Гар з-он ки магас аз шакари ноб гузаштӣ.
Ҷуз лола намеруст, Камол, аз Валиёнкӯҳ,
Гар сели сиришки ту зи Сурхоб гузаштӣ.
Як нома расидӣ ба ту аз ҷониби Табрез,
Гар ёди ту бар хотири аҳбоб гузаштӣ.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал хати имрӯзаи тоҷикӣ ба табъ мерасад.

Гар барӣ даст ба оинаву дар худ нигарӣ,
Бибарӣ даст зи ушшоқ ба соҳибназарӣ.
Нангарӣ дуди дарунҳо, ки ба боло зи ту рафт,
Шарм дорӣ магар аз мо, ки ба боло нигарӣ?
Рӯзи васлам зи шаби ҳаҷр батар сӯзӣ ҷон
Ҳамчу оташ, ки ба хирман  чу расӣ, тезтарӣ.
Оташ аз сар гузарад хирмани дилсӯхтаро,
Чун ба сарвақти дарунсӯхтагон даргузарӣ.
Ҷону сар, ҳар ду ба пои ту аз он месупурам,
Ки агар хок шавам, боз ба поят сипарӣ.
Шуд зи хун шишаи дилҳо пуру даври лаби туст,
Фурсатат бод, ки ин май батамомӣ бихӯрӣ!
Зоҳид аз рӯи ту маҳҷуру ба худ мағрур аст,
Хештанбинии ӯ бин ба чунин бебасарӣ.
Мӯҳтасибро зи мани ринд хабардор кунед,
Ки ман аз бӯи яке мастаму ту бехабарӣ.
Ҳар касе ҷон бибарад тӯҳфа бари дӯст, Камол,
Сар бибар низ ту, ҷон гар натавонӣ, ки барӣ.

***

Гар ба ман ёр шавӣ в-ар нашавӣ,
Ту ҳамон ёриву дигар нашавӣ.
Ман ба дида назаре ҳам накунам,
Гар ту дар дида мусаввар нашавӣ.
Эй дил, ин дард, ки дорӣ, гар аз ӯст,
Шарбате нӯш, ки хуштар нашавӣ.
Машав, эй дида, шаби ҳиҷрон хушк,
Ки чу бинӣ рухи ӯ, тар нашавӣ.
Махӯр, эй зоҳиди ғамхора, ғамам,
Ғами худ хӯр ту, ки лоғар нашавӣ!
Эй ҳасуд, аз ғами ӯ гар нолам,
Ту чаро кӯр шавӣ, кар нашавӣ?
Бар дараш ҳалқа задам, гуфт: Камол,
Хоки ин дар нашавӣ, дур(р) нашавӣ,

Гар ту дили мо сӯхтӣ аз оташи дурӣ,
Мо бе ту ба дил барназадем оби сабурӣ.
Ҳарчанд ки дур аз ту чу Фарҳод фитодем,
Чун сангдилон дил наниҳодем ба дурӣ.
Донам, нахӯрӣ ғам ба ҳалоки мани ранҷур,
Дар мотами булбул нанишинад гули сурӣ.
То бо туам, аз равза наандешааму аз ҳур,

Ҳар ҷо туӣ, он равзаи хулд асту ту ҳурӣ.
Сӯфӣ, агарат рӯй дар он ғамзаву абрӯст,
Пайваста ба меҳробиву дар айни ҳузурӣ.
Хубон, ки ба чашми ҳама маҳбуб намоянд,
Онон ҳама чашманд, ки бинанду ту нурӣ.
Гар бе ту сабур аст, Камол, ин гунаҳе нест,
Ин нукта зарурист, ки сабр аст зарурӣ.

***

Гар зулфи худ ба фитнаву шӯхӣ раҳо кунӣ,
Сарҳои саркашон ҳама дар зери по кунӣ.
Гуфтӣ: Намоямат руху комат зи лаб диҳам.
Лутф асту айни меҳр, ту инҳо куҷо кунӣ?
Шӯхӣ, фароғ аз оташу обат, аз он мудом
Дар дил мақом созиву дар дида ҷо кунӣ.
Ман он наям, ки аз ту кунам нола чун қалам,
Гар худ ба теғ банд зи бандам ҷудо кунӣ.
Бар ошиқон ҳабиб, ки як-як ҷафо кунад,
Аз ту беҳ, эй рақиб, ки сад-сад вафо кунӣ.
Дидӣ сафои оразаш, эй дида, гиря чист,
Баъд аз сафо ба гиря чаро моҷаро кунӣ?
Он хат ҳамеша мушки Хито хондаӣ, Камол,
Дар як хат, эй аҷаб, ки ту чандин хато кунӣ.

Гар гум шавӣ аз худ, хабари ёр биёбӣ,
Чун ёфтӣ он, гумшуда бисёр биёбӣ.
Бо Мусии дидорталаб ваъда ҳамин буд:
Гар маҳв шавӣ, давлати дидор биёбӣ.
Чун сар ба гирибон бариву ғайр набинӣ,
Дар хирқа накӯ ҷӯй, ки зуннор биёбӣ.
Гум шуд сару дастори ту аз заҳмати ағёр,
Гар ёр биёбӣ, сару дастор биёбӣ.
Дил ҷониби дилдор чунон дор, ки аз дил
Ҳарбора, ки чӯй, бари дилдор биёбӣ,
Гар толиби дардӣ ту, зи сӯзи нафаси худ
Ноҷуста илоҷи дили бемор, биёбӣ.
Он ошиқи дилсӯхта имрӯз Камол аст,
К-аз гуфтаи ӯ гармии Аттор биёбӣ.

***

Гар лаззати хунрезии он ғамза шиносӣ,
Аз теғ натарсиву зи куштан наҳаросӣ.
Эй дил, ҳама рафтанд зи дилбар ба шикоят,
Сад шукр, к-аз ин дард ту дар шукру сипосӣ.
Маҳ нест ба андозаи рӯи ту, ки дар ҳусн
Афзунӣ аз андозаву берун зи қиёсӣ.
Озурда чӣ созӣ ба либос он тани нозук?
Ҷонӣ ту саропой, чӣ мӯҳтоҷи либосӣ?

Дарвеши туро хона пур аз атласи чарх аст,
Хуш бош ду-се рӯз, ки дар зери либосӣ.
Эй дил сари Ковус гарат коси шароб аст,
Ёд ор зи давре, ки туяш ҷомеву косӣ.
Дасте натавон бурд, Камол, аз фалаку меҳр,
Модом ки бозичаи ин мӯҳраву тосӣ.

Гар ҳама вақте ҳама дилхун наӣ,
Лайлии вақтӣ туву Маҷнун наӣ.
Нест чу мо мардии хун хӯрданат,
Дархури ин бодаи гулгун наӣ.
Дар талаби зар чӣ кунӣ ганҷи ишқ?
Хоҷа, гадоӣ ту, Фаридун наӣ!
Дар сифати ҷустани дурӣ зи меҳр
Кам наӣ аз моҳ, гар афзун наӣ.
Пеши даҳону лабаш, эй қанди Миср,
Қанд чӣ хонем туро, чун наӣӣ.
Ҷои ту ё дидаи мо, ё дил аст,
З-ин ду яқин аст, ки берун наӣ.
Эй маҳи дар хона, ту оҳи Камол
Чун шунавӣ, з-он ки ба гардун наӣ?

***

Гуфтам: Эй симзақан! Гуфт: Киро мегӯӣ?
Гуфтам: Эй аҳдшикан! Гуфт: Чиҳо мегӯӣ?
Гуфтам: Эй он ки надорӣ сари як мӯй вафо!
Гуфт: Маълум шуд акнун, ки маро мегӯӣ.
Гуфтам: Эй ҷон, зи дили сахти ту фарёд маро.
Гуфт: Бо мо сухани сахт чаро мегӯӣ?
Гуфтам: Он зулфи парешони ту, ё мушки Хитост?
Гуфт: То чанд парешону хато мегӯӣ?
Гуфтам: Аз бод насими ту шунидан чӣ хуш аст.
Гуфт: То кай сухан аз боди ҳаво мегӯӣ?
Гуфтам: Аз дасти дили худ ба ҳолокам розӣ.
Гуфт: Ин худ зи забону дили мо мегӯӣ.
Гуфтамаш: Кай расад аз бахт паёме ба Камол?
Гуфт: Он лаҳза, ки аз мош саломе гӯӣ.

Гулу рухсори ту доранд ба ҳам якрангӣ,
Лаби ширину даҳонат ба шакар ҳамтунгӣ.
Ба маломат нашуд аз лавҳи дил он нуқтаи хол,
Ки сиёҳӣ натавон шуст ба об аз зангӣ.
Холҳои сияҳи ту ба занахдон, гӯӣ,
Даҳанат дона ба чаҳ кард зи бими тангӣ.
То чаро ғамзаву абрӯи туам зуд накушт,

Солҳо рафт, ки бо тиру камон дар ҷангӣ.
Сӯфӣ аз ҷом лабат бинаду дар кунҷи ҳузур
Нашканад шишаи солус, зиҳӣ бесангӣ!
Ҷома рангин чӣ кунӣ, ҷом талаб, к-аз маи ишқ
Ранг ӯрост, ки дорад сифати якрангӣ.
То ҳанӯзат қадаме дар раҳи ҳастист, Камол,
Рав, ки аз мақсади худ дур ба сад фарсангӣ.

***

Лаб аст ин, бигӯ, ё шакар хӯрдаӣ?
Зи худ хӯрда бошӣ, агар хӯрдаӣ.
Чаро медамад з-он даҳон бӯи ҷон,
Чу доим ба лабҳо ҷигар хӯрдаӣ?
Гарам бо саги хеш бахшӣ насиб,
Ғами ман аз ӯ бештар хӯрдаӣ.
Туро бо ман, эй коҳ, якрангӣ аст,
Магар бо рухи банда зар хӯрдаӣ?
Зи алтофи он ғамза, эй дил, манол,
Чу ҳар лаҳза тири дигар хӯрдаӣ.
Зи саргаштагиҳои мо, эй сабо,
Ту донӣ, ки гарди сафар хӯрдаӣ.
Чу он сарв дидӣ, яқин дон, Камол,
Ки аз шохи уммед бар хӯрдаӣ.

Муборак манзиле хуш сарзамине,
К-аз он ҷо сар барорад нозанине.
Бар инам ман, ки гар бошад, ҷуз ин нест,
Ки ҳуре ҳасту фирдавси барине.
Яқин донӣ, ки чашмаш айни фитнаст,
Гарат ҳосил шавад айнуляқине.
Ба он лаб мулки дилҳо шуд мусаллам,
Сулаймон мулк ронад бо нигине.
Чу пеши рух хат орӣ, сӯзиям ҷон,
Шуд ин ҳарфам дуруст аз пешбинӣ.
Бишӯяд чашмам аз ғайрат ба сад об,
Чу бинам бар дарат нақши ҷабине.
Камол, аз сина магсил меҳри он сарв,
Назебад садр бе болонишине.

***

Мапӯшон рӯи хуб, эй шӯхи худрой,
Ту чашмӣ, чашм бар ушшоқ бикшой!
Ситам то кай кунӣ, фармоиям ҷавр?
Карам фармо, дигар инҳо мафармой!
Зи дасти мо куҷо бигрезад он зулф,
Ки товусест, чандин ришта бар пой.
Ту моҳӣ, дидаву дил манзили туст,
Дилат ҳар ҷо фуруд ояд, фуруд ой!
Дили вайрона маъвои ту кардем,

Чу дар маъво набошӣ, вои маъвой.
Равам гуфтиву соям рух бар он дар,
Агар осудагӣ хоҳӣ, биёсой! *
Камол, он остон кардӣ таманно,
Биҳишти адн бодат маскану ҷой!

---

* «биёсой!»-ро, ки амре ба осоиш кун аст, «биё, сой!»-яъне биёву соиш деҳ низ метавон хонд ва ин аз лутфи зебои Хоҷа Камол аст. А.Суруш.

---

Маро дар дарди беёрӣ, дареғо, ёр боистӣ,
Ҳазорон ғам, к-аз ӯ дорам, яке ғамхор боистӣ.
Намудӣ чеҳра мақсуде зи рухсору хати хубон,
Вале оинаи мо, оҳ, безангор боистӣ.
Чӣ суд, ар ҳамраҳам шуд Хизр сӯи чашмаи ҳайвон?
Маро ҳамроҳии он сарви хушрафтор боистӣ.
Қадам гар ранҷа фармудӣ ба сарвақти ман аз ёрӣ,
Рақиб он рӯз дур аз ёру гул бехор боистӣ.
Тавонистӣ бути Чин кард бо ӯ даъвии хубӣ,
Вале аз наргисаш чашму зи гул рухсор боистӣ.
Зи лаб гар ваъда фармудӣ, ки бӯсе бо ту бифрӯшам,
Чу Нӯҳам умру чун Қорун зари бисёр боистӣ.
Камол, аз ҷумла ташрифе, ки бахшад ёр бо ёрон,
Туро боистанӣ васл асту он ҳар бор боистӣ.

***

Маро зебад ба чавгони сари зулфат назарбозӣ,
Ки сар дарбозаму чун гӯй нагрезам зи сарбозӣ.
Шикастабаста чавгонест, гӯӣ, зулфи шабрангат,
Ки кас бо ӯ наёрад кард ҷуз боди саҳар бозӣ.
Чӣ ширин ҳуққабоз аст он лаби пуришва, к-аз мардум
Даҳони танги ту чун ҳуққа пинҳон кард дар бозӣ.
Ба он лаб ҳар ки бозад ишқ, аз куштан наяндешад,
Магас гар фикри ин кардӣ, накардӣ бо шакар бозӣ.
Чӣ омӯзӣ ба он турра, ки чун фарзин ниҳад бандам,
Чу қаҷбоз асту рух дорад, макун бо ӯ дигар бозӣ.
Дило, бар гардан аз зулфаш туро тавқ он гаҳе зебад,
Ки дар доми бало ҷонро кабӯтарвор дарбозӣ.
Камол, ар ишқ бозию назар бо он ду рух авло,
Ки дар лаъби муҳаббат нест худ з-ин хубтар бозӣ.

Ман он беҳтар, ки бошам ринду омӣ,
Ки некӯ нест ишқу некномӣ.
Навиштанд аз азал бар сар чу ҷомам,
К-аз он лаб бошадам бас талхкомӣ.
Бад-он соид яқин шуд лофи симам,
Ки он аз содагӣ будасту хомӣ.
Маҳи нав з-абрӯяш худро фузун дид,

Ҳамин бошад нишони нотамомӣ.
Камол, ин панҷ байт он «Панҷ ганҷ» аст,
Ки монда ёдгорӣ аз Низомӣ.

***

Ман авсофи ҳуснат надонам камоҳӣ,
Вале ин қадар равшанам шуд, ки моҳӣ.
Маро дар сар аст ин, ки дар пот мирам,
Гадо бин, ки дорад таманнои шоҳӣ.
Ба зулфи чу шастат гирифтор бошад
Ману ҳар ки гирӣ зи маҳ то ба моҳӣ.
Маро тавба фармудан аз холи мушкин
Бувад шустан аз рӯи зангӣ сиёҳӣ.
Ту дилтангии ман бипурс аз даҳонат,
Ки масмӯъ набвад зи хурдон гувоҳӣ.
Бикун аз дуои Камол эҳтирозе,
К-асарҳост дар нолаи субҳгоҳӣ.

Ман кистам, ки варзам савдои чун ту ёре?
Ҳайф оядам, ки гардӣ машғули хоксоре.
Кори худ аст моро бори ғамат кашидан,
Хушвақт он, ки дорад з-ин навъ кору боре.
Гуфтам: Ба хоки поят бошам рафиқ, лекин
Тарсам, ки барнишинад бар доманат ғуборе.
Зулфат чу шуд парешон, аз ҷамъи мо биронаш,
К-ин ҳалқаро нашояд ҳар тирарӯзгоре.
Гар сарв пеши қаддат озод шуд ба хидмат,
Гулро чӣ барг бошад дар маърази ту боре?
Соқӣ, зи ҷоми дӯшин дигар май ор моро,
К-имрӯз гар хум орӣ, ҳам нашканад хуморе.
З-он зулфи дилкаш, эй дил, навмед ҳам набошӣ,
К-охир ба рӯз ояд шоми умедворе.
Бастем дар ҳавоят бар худ дари ҳавасро,
Ғофил касе, ки навбад дар банди ғамгусоре.
Гар дасти ман бигирӣ, гардад фалак ғуломам,
Маҳ чун Камол гирад, орандаш эътиборе.

***

Ман киям гуфтӣ, ки гӯям: Хоки наълайни манӣ!
Моҳи ман, то чанд наъли божгуна мезанӣ?
Гуфта будӣ, доманам рӯзе ба даст афтад туро,
Ваъдаи афтодагон дар пой то кай афканӣ?
Дамбадам оҳанги рафтан мекунӣ аз пеши ман,

Умрӣ, эй андакмвафо, чун умр аз он дар рафтанӣ!
Ман сазоям, гуфтаӣ, дар куштани ту, эй рақиб,
Рост мегӯӣ ту, душман худ сазои куштанӣ.
Аз гулистони ҷамолаш барнагирам чашми тар,
Филмасал гар чашми ман чун чашми наргис барканӣ.
Гар майи рангин занад дар шиша бо лаъли ту дам,
Ҳар чӣ ояд з-ӯ, фурӯхӯр, з-он ки хомасту данӣ.
Бе ту чун бинад ҷаҳон чашми ҷаҳонбини Камол,
Чун ба чашми хеш мебинад, ки чашми равшанӣ.

Новаки ғамза чу ҳар сӯ ба шитоб андозӣ,
Дил шитобад, ки сӯи ҷони хароб андозӣ.
Гарам аз по фиканад, холи лабат, саҳл магир,
Ба магас саҳл набошад, ки уқоб андозӣ.
Дил таҳаммул накунад, ҷон натавонад бардошт
Бори он соя, ки бар рух зи ниқоб андозӣ.
Шамъ охир шуда, ё Раб, чӣ шабе бошад он,
Ки манат бӯсаму худро ту ба хоб андозӣ.
Хуни дилҳо, ки кабоб аст, чу май нӯшат бод,
Гар ба мастӣ назаре сӯи кабоб андозӣ!
Ба мани ринд бидеҳ, то сари ҳосид шиканам,
Зоҳидо, санг, ки бар ҷоми шароб андозӣ.
Файз аз ин сон, ки туро мерасад аз гиря, Камол,
Зуд бинанд, ки саҷҷода бар об андозӣ.

***

Мӯят аз анбари тар фарқ надорад мӯе,*
Нофаи мушк барад аз сари зулфат бӯе.
Одами нест ҳамоно, ки зи ҳайвон батар аст,
Ҳар киро нест ба хотир ҳаваси маҳрӯе.
Нест имкон, ки дил аз кӯи ту баргирад дил,
Ақл ҳарчанд назар мекунад аз ҳар сӯе.
Пеши чашмам, чӣ аҷаб, гар наравад оби Фурот,
Ҳар куҷо баҳр бувад, қадр надорад ҷӯе.
Шодмонам ман аз он моҳи муборакрухи ту,
Некбахт он ки бувад бандаи некӯрӯе.
Бар рухат мекунад он зулфи сияҳ сайёрӣ,
Саҳни фирдавс, нигар, ҷилва кунад ҳиндуе.
Наравад пои Камол аз сари кӯят ҳаргиз,
Хуштар аз кӯи дилором набошад кӯе.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба хати имрӯзаи тоҷикӣ ба табъ мерасад.

Нишони хоки пои ӯ агар меёфтам ҷое,
Сарам мегашт дар пое-ш ғалтон, дида дарёе.
Таманно кардаам бо худ, ки дар пояш фитам бехуд,
Кам афтад дар сари ошиқ аз ин хуштар таманное.
Дили парвона пеши шамъ рои сӯхтан дорад,
Набинам дар миёни ҷамъ равшантар аз ин рое.
Ҷамолатро чу бозорест тез аз ғамзаву мижгон,
Раҳо кун, то кунад зулфат ба ҳусни хеш савдое.

Ба сад нақш аз хаёл орост рўят хонаи дилро,
Зи маҳрўён киро бошад чунин рўи дилорое?
Баҳорон бе гули рўят ба доғи дил бурун оям
Чу лола, гар бурун оям ба кўе ё ба саҳрое.
Нахондӣ ин масал, ҷоно, тамошо ройгон бошад,
Рухе бинмо, ситон сад ҷон, иҷозат деҳ тамошое.
Маро ту чашми бинойӣ, ба ту з-он дар тамошоям,
Дило, макун тамошое, чу дорӣ чашми биное.
Камол, аз сарвболоён чӣ мепурсӣ нишон, гуфтӣ?
Маҳе меҷўям аз ҳар сў, магар бинам зи болое.

***

Надорад дилам тоқати бетуӣ,
Ки кардаст чашми туам ҷодуӣ.
Зи нав абрўят сохт шайдо маро,
Чунинҳо кунад моҳи нав дар навӣ.
Кушуданд чашмони ту Турку Ҳинд
Ба новаккашиву камонабрўӣ.
Чӣ давлат, ки он пойро дар сар аст,
Ки дорад ба зулфи ту ҳамзонўӣ.
Дар аёми бадҳолӣ аз ҷаври зулф
Рухат кард бо мо басе некўӣ.
Мусаввир агар нусха з-он рух барад,
Ба маънӣ кашад сурати монавӣ.
Камол, он сари зулф ҳар дам магир,
Ки бозаш биҷунбад раги ҳиндуӣ.

Надонам, кай ба доми ман дарафтӣ?
Чӣ хуш сайдӣ, чӣ хуш бошад, гар афтӣ.
Агар сад бор афтӣ чун латифа,
Дар он фикрам, ки бори дигар афтӣ.
Лабаш бигзор, эй гуфтор, варна
Ба гўши ину он чун гавҳар афтӣ.
Чӣ хуш уфтад маро, эй сар, туро ҳам,
Зи теғи ў чу бар хоки дар афтӣ.
Раҳи мардум ту гил месозӣ, эй ашк,
Чаро дар раҳ зи мардум бартар афтӣ?
Зи ташвиши ту, эй бурқаъ, малўлам,
Худоё, зудтар вақте барафтӣ.
Камол, аз реши дил лахте диҳӣ шарҳ,
Шаби васле, ки пеши дилбар афтӣ.

***

Нест баҳои ҷон басе, пеши ту чун кашад касе,
Дар назарат ҷаҳону ҷон нест ба қимати хасе.
Шодии ҷон агар тўӣ, нест ғами ҷаҳон маро,
Ғусса чӣ ваҳшат оварад бо рухи чун ту мўнисе.
Аз лабу ғамзаи туам бодапарасту маст ҳам,
Бодаву соқие чунин нест ба ҳеч маҷлисе.
Зери ду лаб се бўсаам гуфтиву чашм чор шуд,
Чун ба яке намерасӣ, ваъда чӣ медиҳӣ ба се?*

Аз ту на ман чу булбулон ноламу бас, ки дар чаман
Бе рухи зарду чашми тар нест гулеву наргисе.
Саҳви қалам зи бехудӣ боз надонад аз рақам,
Нуқтаи хол агар фитад дар варақи муҳандисе.
Ёфт Камол васли ту, давлати нақди ӯ бубин,
Нақд чунин кам уфтад, хоса ба дасти муфлисе.

* «ба се»-ро «басе» низ метавон хонд.

Висоли ӯст бахти ман, набинам он ба бедорӣ,
Хаёлаш давлат аст, эй дил, ту боре давлате дорӣ.
Ба мастону назарбозон назарҳо дорад он чашмон,
Магар девонаӣ, зоҳид, ки ҷӯӣ ақлу ҳушёрӣ?
Дару девор дар рақсанд, сӯфӣ, дар самоъи мо
Чӣ бар девор часпидӣ, на охир нақши деворӣ?!
Чу хас бар хоки роҳи ту бад-он уммед афтодам,
Ки чун боди сабо оӣ, маро аз хок бардорӣ.
Дили ман чун зи кор афтад ба бори меҳнатат бурдан,
Расад боре маро аз ту, агар давлат диҳад ёрӣ.
Каримон тӯҳфаҳо оранд бо худ пеши дарвешон,
Агар оӣ, туро он беҳ, ки бар ман раҳмате орӣ.
Ба сад ҷон васли ӯ хоҳӣ, Камол, аз сар бинеҳ савдо,
Чу ҳечат нест он гавҳар, макун ҳар дам харидорӣ.

***

Варои он чӣ саодат бувад, ки ногоҳе *
Ба ҳоли бесарупое назар кунад шоҳе?
Чароғи субҳдами дилфурӯзи оламро
Чӣ кам шавад, ки шавад раҳнамои гумроҳе?!
Насимро чӣ зиён, гар зи роҳи ҳамнафасӣ
Кунад инояти дилхастае саҳаргоҳе?
Ба ҷону дил шудаам пойбанди бандагият,
На аз сари ғаразе, на зи рӯи икроҳе.
Чӣ гуна даст тавон дошт аз чунин сарве?
Чӣ гуна рӯй тавон тофт аз чунин моҳе?
Ҳилоли абрӯи ӯро зи ҳусн мӯе кам
Нагардад, ар нигарад сӯи мо ба ҳар моҳе.
Сухан дароз шуду ҳосили сухан ин аст,
Ки чун манат набувад мухлису ҳавохоҳе.
Камол иззи қабули ту аз саодат ёфт,
Ки ёфт аз ҳама ақрони худ чунин ҷоҳе.

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал
ба хати имрӯзаи тоҷикӣ ба табъ мерасад.

Ҳаргиз сӯи ман чашми ризоӣ накушодӣ,
Гӯше ба ҳадиси мани бедил наниҳодӣ.
Эй дурри гаронмоя, ки мисли ту кам афтод,
Як рӯз ба дасти мани муфлис нафитодӣ.
Дар дидаи ман ҷумла хаёланду ту нақшӣ,
Бар хотири ман ҷумла фаромӯшу ту ёдӣ.
Бо он ки ба ҷуз меҳнату дард аз ту надидам,

Шодам, ки ба ранҷи мани меҳнатзада шодӣ.
Аз коми дили ман наравад в-ар биравад ҷон,
Ширинии он бӯса, ки гуфтиву надодӣ.
Рафтӣ ба сари асп чу бод аз назари мо,
Ту умри хушӣ, аз пайи он рафта ба бодӣ.
Дӣ рондиву мегуфт, Камол, аз паи хайлат,
Шоҳӣ, ки зи хубон ба руху асб зиёдӣ.

***

Ҳар лаҳза ба ғамза дили решам чи харошӣ,
Чашм аз назарам пӯшиву хун аз мижа пошӣ?
Фарҳод шикоят зи диле дошт, на аз санг,
Ҷоно, чӣ шавад, гар диле аз санг тарошӣ.
Рахти дилу дин пеши бутон гар ба баҳо рафт,
Эй ҷони фурӯмоя, ту боре чӣ қумошӣ?!
Бо тир, ки бар сина задӣ, гӯ, дилу ҷон ҳаст,
Фориғ зи чӣ биншиниву бегона чӣ бошӣ?
Зоҳид, чӣ ба чанг орӣ аз ин шӯҳрату галбонг,
Гирам, ки чу Бӯбакри Рубобӣ шуда фошӣ.
Кас фаҳм накард аз хату лаб нақши даҳонаш,
Мафҳум нашуд нуктаи мубҳам ба ҳавошӣ.
Бишкаст Камол аз суханат қадри камолайн
Чун аз гуҳару лаъл сипоҳониву кошӣ.

Ҳар лаҳза ба мо аз ту расад тӯҳфаи дарде,
Гар ин нарасад, ошиқи дарвеш чӣ х(в)ардӣ?
Дил чораи дарди ту ба ин кард, ки хун шуд,
Ин чора набудӣ, дили бечора, чӣ кардӣ?
Месӯхт саропои вуҷудам зи дами гарм,
Гар меназадам ҳар дам аз ин ғам дами сарде.
Ҷонҳо кафани ман ҳама дар рӯй бимоланд,
Бо хоки лаҳад гар барам аз кӯи ту гарде.
Ошиқ ба шаҳи фарду ягона нанишинад,
Гар нест чу фарзин зи ду олам шуда фарде.
Ку ёри сабукрӯҳ, ки баҳри дили маҷрӯҳ
Созем зи хоки қадамаш марҳами дарде?
То чанд, Камол, ин ҳама дармон талабидан?
Ранҷе бару дарде талаб аз ботини мардӣ.

***

Ҳар лаҳза ғамзаҳо ба ҷафо тез мекунӣ,
Боз ин чӣ фитнаҳост, ки ангез мекунӣ?
Дилҳои мо нахуст ба тороҷ мебарӣ,
Он гаҳ асири зулфи диловез мекунӣ.
Гар хун чаконӣ аз дили ошиқ, кирост ҷанг?
Шоҳӣ, ба қалб рафтаву хунрез мекунӣ.
Дар баҳри дида об куҷо истад зи ҷӯш,
З-ин сон, ки оташи дили мо тез мекунӣ?

Хоби шабон мабанд ба чашмам дигар хаёл,
Чун ҳамдамам ба оҳи саҳархез мекунӣ.
Аз хуни мо чӣ тавба диҳӣ чашми мастро,
Аз бодаи ҳалол чӣ парҳез мекунӣ?
Шаҳри Сарой чун дилат ошуфта шуд, Камол,
Вақт аст, агар азимати Табрез мекунӣ.

Ҳеч шаб, эй маҳ, аз ватан ҷониби мо наёмадӣ,
Ҳамчу шаҳон ба марҳамат сӯи гадо наёмадӣ.
Сӯхт ғамам, чу аз дуо ҳоҷати мо раво нашуд,
Ҳайкали хеш сӯхтам, чун ба дуо наёмадӣ.
Омадаӣ ба қасди ҷон, ҳаҷри ту кушта шаб маро,
Дарду дареғ, ҷони ман, дӯш чаро наёмадӣ?
Аз сари зулфи дилкашат кас нашунид бӯи ҷон,
То ба сари шикастагон ҳамчу сабо наёмадӣ.
Нест сазои диданат дида, бигир оина,
З-он ки ҷамоли хешро ҷуз ту сазо наёмадӣ.
Ҷон нафишонда бар дари каъбаи васли дилбарон,
Тавф макун, чу сари сидқу сафо наёмадӣ.
Чист Камол, гуфтиям, ин ҳама дард гирди ту?
Дард куҷо равад дигар, чун ту даво наёмадӣ?

***

Ё Раб, ин дарди дилу фурқати ҷонон то кай? *
Дар дилам бори фироқу ғами хубон то кай?
Ҳар нафас ҷон ба лаб омад зи ғами ҳаҷр маро,
Бар ман ин ғуссаи чарху ғами ҳиҷрон то кай?
Худ нагардад дилам аз даври фалак рӯзе шод,
Зиндагонӣ ба мани хаста бад-ин сон то кай?
Ҳар касе дар пайи кореву сару сомонест,
Мани саргашта чунин бесарусомон то кай?
Охир, эй бахт, маро роҳ ба манзил бинамо,
Ки ба ҷон омадам, ин ранҷи биёбон то кай?
Эй табиби дили ушшоқ, даво соз маро,
Ҷонам ояд ба лаб аз ҳасрати ҷонон то кай?
Дилбаро, кори дили хастаи ғамгини Камол
Ҳамчу ҳоли сари зулфи ту парешон то кай?

* Ин ғазал аз нусхаи Давлатободист, бори аввал ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ нашр мешавад

## ҒАЗАЛИ МУСТАЗОД

Эй рехта савдои ту хуни дили моро
бе ҳеч гуноҳе.

Бинвоз даме хастаи шамшери ҷафоро
бöре ба нигоҳе.
Боди саҳар аз равзаи ризвон хабар овард
имрӯз ба гулзор,
Эй сарви равон, ҳаст магар пайки саборо
дар кӯи ту роҳе?
Кас нест, ки бар бӯи гулистони хаёлат
дар боғ тараб нест,
Чун лола зи ғам чок зада ҷайби қаборо
в-афканда кулоҳе.
Занҷири сари зулфи туро бо ҳама хубӣ
сунбул натавон гуфт,
Ҳаргиз накунад ҳеч касе мушки Хиторо
нисбат ба гиёҳе.
Бишкаст ҳама лашкари султони кавокиб
бар ҳар тараф имрӯз,
К-он зулфи зиреҳпӯши ту аз анбари соро
оварда сипоҳе.
Аз ҳоли парешони Камолат хабаре нест,
ҳайҳот! Чӣ тадбир?
Он кист, ки тақрир кунад ҳоли гадоро
дар ҳазрати шоҳе?

# РУБОИЁТ

Эй сарв, туро агарчи Тӯбо хонем,
Аз саркашият ба ҷои худ биншонем.
Бо қомати ӯ чанд кунӣ нисбати хеш?!
Мо асли туву фаръи ту некӯ донем.

***

Имрӯз чу шеър ҳар ки дар хат кӯшад,
Ҳарфе зи хатат ба сад ғазал нафрӯшад,
Пӯшид хати хуби ту айби суханат,
Ҳамчун хати хубон, ки занахро пӯшад.

***

Эй ёри латифи дилситони нозук,
Қаймоқу асал биёру нони нозук.
Қаймоқ зи лутфи орази ҳамчун шир,
Нону асал аз лабу даҳони нозук.

***

Эй он, ки туӣ савор дар ҳар ҳунаре,
Аз ваъдаи асп додиям дӣ хабаре.
Беҳимматияст асп танҳо ба ту дод,
Хоҳем равона кард аспеву харе.

***

Эй гашта ту машҳур ба ширинсуханӣ,
Дар нақл рубоиёти ту панҷманӣ.
Бӯбакри Рубобият чу бинад, гӯяд,
К-андар ғалатам, ки ман туам, ё ту манӣ.

***

Эй пора зи чангат ба тани сӯфӣ далқ,
Дар шони ту ояти язидун фил халқ.
Ҷангат ба сипоҳи Тӯхтамиш мемонад,
К-аш куштани ӯ шуд сабаби роҳати халқ.

Бо қоматат, эй лоларухи савсанбӯй.
Аз ҷой равад чу об сарви лаби ҷӯй.
Пеши рухи ту зи силии боди сабо
Гул ҳам ба тапонча сурх медорад рӯй.

***

То фикрати ман ниҳод бунёди сухан,
Обод шуд аз ман тарабободи сухан.

Мехост сухан зи дасти бетабъон дод,
Додам ба ишорати хирад доди сухан.

***

Хатти ту, ки хонанд хати Райҳонаш,
Сунбул накашад сар зи хати фармонаш.
Гар дар рухи ту каҷ нигарад сурати Чин,
Наққош ба ангушт кашад чашмонаш.

***

Дандони маро чу дарди пинҳон бигирифт,
Он дарди ниҳон дар дилу дар ҷон бигирифт.
Чун марҳами дардҳост нӯши лаби ту,
Он лаб бояд ба зери дандон бигирифт.

***

Дӣ аз сари асп, эй қамари хонанишин,
Гар з-он ки фитодӣ, ки кунад айби ту з-ин.
Ту барги гуливу аспи ту боди сабост,
Аз боди сабо барги гул афтад ба замин.

***

Зулфи ту, ки дошт одати дилшиканӣ,
Мегуфт ба мушк аз парешонсуханӣ:
Ман бо ту чунонам, эй нигори чинӣ,
К-андар ғалатам, ки ман туам, ё ту манӣ,

Гар гул на ба хидматат зи ҷо бархезад,
Баҳри заданаш боди сабо бархезад.
Пеши қади ту сарви сиҳиро дар боғ
Чандон ки нишонанд, зи по бархезад.

***

Кас хубтар аз ту дар ҷаҳон мумкин нест,
Бас хубтар аз ту дар ҷаҳон мумкин нест.
Гар хубии моҳпайкарон бадмеҳрист,
Пас хубтар аз ту дар ҷаҳон мумкин нест.

***

Мо рӯи ту бинем, набинем ба моҳ,
То рӯи ту бинам, набинем ба моҳ.
Моҳе, ки расонад ба ту моро шаби васл,
Бо рӯи ту бинем, набинем ба моҳ.

***

Ҳаргиз накашидам он сари зулфи бахам
Чун дол ба дасти хеш илло ба қалам.
То абрӯи ту нуну даҳонат мим аст,
Чашмам зи хаёли ҳар ду бошад пурнам.

***

Он мир, ки дар самоъ сӯзе дорад,
Сагрӯй ғулом ҳамчу юзе дорад,
Гӯянд, ғуломи ӯ хате дорад сабз,
Хат не, ки вале ҷуволдӯзе дорад.

***

Қавлу ғазале, ки дил рабояд ҳамаро,
Чангат ба усули чап сарояд ҳамаро.
Чанги ту ба чанги зулфи хубон монад,
З-он рӯй шикастанаш хуш ояд ҳамаро.

Ёрон чу варақ шикасти мо меҷӯянд.
Чун хома яке ду айби мо мепӯянд.
Гӯянд бадам чу шеър ҳар ҷо, ки расид,
Ман шеър наям, бадам чаро мегӯянд?

***

Аспе, ки ба мо гуфт Темурхону надод,
Гӯянд ҳанӯз модараш курра назод.
Аспон ҳама аз лоғарӣ ин ҷо афтанд,
Он асп ба фардои қиёмат афтод.

***

Дӣ ҷилвагаре, бубин, биёрост маро,
Хони карами Худо муҳайёст маро.
Ҳалво чу зағора буд дар сурфаи мо,
Имрӯз ҳамон зағора ҳалвост маро.

***

Дандони маро чу дарди пинҳон бигирифт,
Он дарди ниҳон дар дилу дар ҷон бигирифт.
Чун марҳами дардҳост нӯши лаби ту,
Он лаб бояд ба зери дандон бигирифт.

**Рубоиёти зер аз нусхаи Давлатободӣ**
**ба нусхаи ҳозир афзуда шуданд**

Гуфтам: Мастӣ! Гуфт, ки оре, ба Худо!
Гуфтам: Магзар! Гуфт, ки бигзор маро!
Гуфтам: Боз о! Гуфт, ки аз ман боз о!
Гуфтам: Рафтам! Гуфт: Дигар боз маё!

***

Бо пистаи ширини ту шаккар ҳеч аст,
Бо сунбули мушкини ту анбар ҳеч аст.
Гӯянд, ки ҳеч аст зи тангӣ даҳанат,
Ман ҳеч надидаям, сухан дар ҳеч аст.

***

Бо пистаи танги ту шакар бар ҳеч аст,
Бо мӯи миёни ту камар бар ҳеч аст.
Гар бар даҳанат кунам назар, ҳеч маранҷ,
Зеро ки маро аз ту назар бар ҳеч аст.

***

То кай набувад бо дили ман тамкинат?
То чанд бувад ҷавру ҷафо оинат?
Пайваста ба кинаи дилам мепечад
Зулфайни хамандархами чинбарчинат.

***

Гуфтам, ки бидеҳ бӯсае, эй ҳурнажод,
З-он танг даҳон, ки ҳеч аз ӯям накушод.
Гуфт: Арчи даҳони мо зи тангӣ ҳеч аст,
Моро ба касе ҳеч намебояд дод.

***

Гуфтам, ки чӣ резад зи лабат? Гуфт, ки қанд.
Гуфтам, ки чӣ хезадат зи мӯ? Гуфт: Каманд.
Гуфтам, ки бифармо сухане. Гуфт: Хамӯш!
Гуфтам: Ба шакарханда даро. Гуфт: Маханд!

Гуфтам: Чӣ шавам теғи туро? Гуфт: Сипар.
Гуфтам, ки зи тират чӣ кунам? Гуфт: Ҳазар.
Гуфтам, ки чу ашкам чӣ бувад? Гуфт, ки сим.
Гуфтам, ки чу рӯям чӣ бувад? Гуфт, ки зар.

***

Гуфтам, ки ба рӯят чӣ кунам? Гуфт: Назар.
Гуфтам, ки ба кӯят чӣ кунам? Гуфт: Гузар.
Гуфтам, ки ғамат чанд хӯрам? Гуфт: Махӯр!
Гуфтам: Чӣ бувад чораи ман? Гуфт: Сафар.

***

Гуфтам: Рӯзам. Гуфт: Бад-ин рӯз маноз!
Гуфтам, ки шабам. Гуфт: Макун қисса дароз!
Гуфтам: Зулфат. Гуфт, ки дар мор мапеч!
Гуфтам: Холат. Гуфт: Бар ӯ мӯҳра мабоз!

***

Гуфтам: Ба чӣ монад мижаат? Гуфт: Синон.
Гуфтам, ки чу қаддам чӣ бувад? Гуфт: Камон.
Гуфтам: Чу биёӣ, чӣ барӣ? Гуфт, ки дил.
Гуфтам: Чӣ диҳам, то наравӣ? Гуфт, ки ҷон.

***

Гуфтам: Чӣ хӯрам дар талабат? Гуфт, ки хун.
Гуфтам: Чӣ бувад ҳоли дилам? Гуфт: Ҷунун.
Гуфтам, ки маро кай бикушӣ? Гуфт: Акнун.
Гуфтам, ки зи қайдат биҷаҳам? Гуфт, ки чун?

***

Гуфтам, ки чӣ хоҳӣ, ки диҳам? Гуфт, ки ҷон.
Гуфтам, ки чӣ хоҳӣ, ки диҳӣ? Гуфт: Имон.
Гуфтам, ки чӣ гирӣ зи барам? Гуфт: Канор.
Гуфтам, ки чӣ дорӣ чу танам? Гуфт: Миён.

Гуфтам: Чӣ занам дар ғами ту? Гуфт, ки оҳ.
Гуфтам: Чӣ кунам дар пайи ту? Гуфт: Нигоҳ.
Гуфтам, ки куҷо равам зи дасти ғами ту?
Гуфто, ки ба туну тунчаву оби сиёҳ.

***

Гуфтам: Ҷоно! Гуфт: Бигӯ, гар мардӣ!
Гуфтам: Мурдам. Гуфт, ки некӯ кардӣ!
Гуфтам: Чашмам. Гуфт: Бас ин беобӣ!
Гуфтам: Нафасам. Гуфт: Макун дамсардӣ!

***

Гуфтам: Чӣ кунад дафъи ғамам? Гуфт, ки май.
Гуфтам: Чӣ занад роҳи дилам? Гуфт, ки най.
Гуфтам, ки ту дорӣ дили ман? Гуфт, ки ку?
Гуфтам: Зи ғамат ҷон бидиҳам. Гуфт, ки кай?

***

Гуфтам. Қамарат. Гуфт: Ба чашмаш гардӣ.
Гуфтам: Шакарат. Гуфт: Ба чашмаш х(в) ардӣ.
Гуфтам: Боз о! Гуфт, ки боз овардӣ.
Гуфтам: Мурдам. Гуфт: Кунун ҷон бурдӣ.

***

Гуфтам: Чашмам. Гуфт: Магар бебасарӣ?
Гуфтам: Ҷонам. Гуфт: Зи дастам набарӣ.
Гуфтам: Ақлам. Гуфт, ки бар ақл маханд.
Гуфтам, ки танам. Гуфт, ки бар тан бигирӣ!*

---
* Бигирӣ –гиря кун!

---

**РУБОИИ МУСТАЗОД**

Адозаи тазмин зи суханҳои гузин
Бар қоида то ба ҳафт байт асту ҳамин,
з-ин низ зиёд.

Ин турфа, ки Шайхзода навӣ фармуд,
Сӣ байт қасида, сивуҳафташ тазмин,
сад раҳмат бод!

## МАСНАВӢ

Ба Амъонии Табрезӣ яке гуфт,
Чу аз шавқи бародар шаб намехуфт,
Ки чун дар гил бимондӣ з-иштиёқаш,
Чӣ гуна мекашӣ бори фироқаш?
Бад-ӯ гуфт: Эй рафиқи ғамгусорам,
Чаройӣ бехабар аз кору борам?
Чунин бинӣ, ки пеши рӯи ман ҳаст,
Намебинӣ, ки панҷу шаст ман ҳаст.
Харе, к-ӯ шасти ман баргирад осон,
Зи шасту панҷ ман набвад ҳаросон.

# ҚИТЪАҲО

Ало, эй сӯфии макшуфботин,
Ки бинмоӣ раҳ арбоби вараъро.
Ба ботин сурати фақри дуогӯй
Чу бинӣ, қатъ кун аз ман тамаъро.

* * *

Он хушписар, ки бурданд дар мактаби низомаш,
Муштоқи ӯст, аз ҷон дорад варо гиромӣ.
Симинзақан нигоре девони шайх дар даст,
Ё Раб, нигоҳ дораш аз «Хамса»-и Низомӣ.

* * *

Эй булбули хушнағма, зи мо бод саломат,
Ҳар мурғ, ки бар сидра ҳамин нағма сарояд.
Номи ту бад-он хурд шуд аз модари фитрат,
К-ин хурдашиносӣ ҳама аз табъи ту зояд.
Ҳар нақш, ки дар парда нахуфтӣ зи наю чанг,
Чун моҳи наваш Зӯҳра ба ангушт намояд.
Номи сухани банда баровар ба ғарибӣ,
К-ин кор ғариб асту ба дасти ту барояд.

* * *

Эй он, ки дафтари мо дидӣ пур аз ҳавошӣ,
Донам, ки бо дили худ, гуфтӣ чиҳост инҳо?
Бисёр дида бошӣ хошок бар лаби баҳр,
Аз баҳри шеъри мо ҳам хошокҳост инҳо.

* * *

Эй, чу байте ба байти худ намаде
Хостӣ, гарчи он сазовор аст.
Ҳамчу шеърат чаро намедуздӣ
Намади хонақаҳ, ки бисёр аст?
Магар огаҳ наӣ аз ин маънӣ,
Ки намад ҳам зи ҷинси ашъор аст.

Эй Ҳофизи андалебоҳанг,
Овози ту рафта ним фарсанг.
Гар Зӯҳра бар осмон занад уд,
Саҳл аст, ту бар замин бизан чанг!

* * *

Ин хайма сародиқи Камол аст,
Нуқсон зи таноби ӯ гусаста.
Гирди дари ӯ зи субҳ то шом

Асҳоби камол халқа баста.
Зеро ки дар ӯ муқим қутбест,
Автод ба гирди ӯ нишаста.

* * *

Эй зи нами килки шакарбори ту
Тозаву тар боғи суханро ниҳол.
То шуда равшан зи ту оби сухан,
Сард шуда бар дили мардум зулол.
Дида хати шеъри туву гашта сурх
Ҷадвали девони ман аз инфиол.
Гар ба ҳадоёи муваззаф зи фақр
Менарасад дасти ту чун порсол,
Тӯҳфаам ашъори мухайял фирист,
Аз ту чу қонеъ шудаам бо хаёл.
Ҳиммати ту гарчи наёрад фурӯ
Сар ба мақоми мани шӯридаҳол,
Ҳаст умедам, ки расонад туро
Пири мукаммил ба мақоми Камол.

* * *

Овози ҳазини Сӯзаниро
Машнав, ки кунанд айби бисёр.
Хушк аст ҳамину тезу борик,
Чун сӯзани хорҳои девор.

Бо фуқоӣ гуфтам аз рӯи мазоҳ,
Бадмуомил нестам ман, эй хасис!
Ваҷҳи шарбатҳо, ки додӣ насяам,
Гар фаромӯшат шавад бар ях навис.

* * *

Агар Зӯҳра шунидӣ бонги чангат,
Рубобу барбати худ бо ту медод
В-агар будӣ найе, бар расми тӯҳфа
Ба нохунҳои ту най мефиристод.

* * *

Аз китобат машав, Ҷалол, малӯл,
Қалами коҳилӣ ба хат даркаш.
Сухани холи худ навис, ки ҳаст
Сухани холу хат навиштан хуш.

* * *

Аз ҷаноби Рафеъи Довудӣ,
Ки Сулаймон-ш остон бӯсид,
Ба тариқи муомила сӯи шайх
Муддате шуд, ки тӯҳфае нарасид.
Бори дигар зи ҷомадони умед
Метавон суффи дигаре дуздид.

* * *

Эй толиби маонӣ дар шоирӣ зи ҳар дар,
Дар ҳуҷраи Маозӣ чун оиву нишинӣ.
Аз бас тавозуъ ӯро кӯчакдиле шиносӣ,
Лекин бародари ӯ марди бузургбинӣ.*

* Бузургбинӣ -биникалон. Дар ин калима лутф аст ва онро «бузург бинӣ» низ метавон хонд, ки ба маънии бузугвору хирадманд дарёбӣ аст.А.Суруш.

Бар сари бемӯ Ҳисоми Хилватиро ҳар кӣ зад,
Ҳақ ба дасти ӯст, гар фарёду афғон мекунад.
Чун сараш зери кулоҳи бахя аз гармӣ бисӯхт,
Бар мисоли косаи нав бонги пингон мекунад.

* * *

Ба самъи Шайх Муҳаммад, аё сабо, бирасон,
Ки бод пераҳани сабри мо зи дасти ту чок.
Дар ин ҷаҳон, ки бувад ранҷу роҳаташ гузарон,
На дӯстист, ки бошӣ ту шоду мо ғамнок.
Касе, ки ӯ паи дунё зи даст дод диле,
Фурӯхт домани дунё ба камтарин хошок.
Гузашт муддати шаш моҳу қурби соле шуд,
Ки тӯҳфает фиристодам аз ақидаи пок.
Бад-он умед, ки ташрифи банда бифристӣ,
Зи бандагони худу аз касе надорӣ бок.
Шунидаам, ки ҳанӯзат наёмадаст ба даст
Ғуломаке, ки сабукруҳ бошаду чолок.
Маро ғулом ба айёми зиндагӣ бояд,
На он ки баъди вафотам бувад муҷовири хок.

* * *

Ба маҷмаъе, ки даф аз қавли хеш мезад лоф,
Ҷавоб дод, наяш дар нафас ба бонги баланд.
Ки дар баробари ман, эй фарохи чанбаргӯш,
Зи лутфи лофзанӣ тан зану ба табла маханд.

* * *

Ба мо он сӯфии бубридабинӣ
Ба ғайр аз аҷзу мискинӣ надорад.
Нашояд ҷурми худбинӣ бар ӯ баст,
Ки он бечора худ бинӣ* надорад.

* «худ бинӣ»-ро «худбинӣ» низ метавон хонд.

Панҷ байти қитъаат, к-аз Панҷ ганҷ омад фузун,
Ман чӣ гӯям, чун Низомиро ҷавобаш ҳад набуд.
Ту сухан кардӣ равона назди ман, ман банда, он
Гарчи фикри нек буд, он аз ту, ин ҳам бад набуд.
Дар ҷавоби шеъри чун оби равонат байти ман
Хонаи зин буду моро з-ин равонтар худ набуд.

* * *

Ба най гуфт дар хонақаҳ сӯфие,
Ки доранд ҷамъе ба бонгат ҳавас.

Най ангушт бар дида бинҳоду гуфт:
Камар бастаам дар қабули нафас.

* * *

Баҳри маънӣ Ҳисоми давлату дин,
Эй мафохир, ба гавҳари ту уқул!
Ҳалли ҳар мушкиле, ки дар сухан аст,
Карда ба хотири ту ба ҷумла ҳулул.
Аз муҳиббони худ ба тақсире
Хотири нозукат мабод малул!
Дар аёдат агар тасоҳул рафт,
Ту каримиву узри ман мақбул.
З-он нашуд фурсате ба пурсиши ту,
Ки ба марсия будаам машғул.

* * *

Паҳлавони фуқоӣ ар ногоҳ
Зери ях рафту дод ҷони нафис.
Писарашро бигӯ: Ба гӯри падар
Баррадаллоҳу мазҷаъа* бинавис.

---

* Худоё, ҷояшро (мазорашро) сард бигардон!

---

Бо ман он турки камонабрӯ гуфт
Пеши чашмаш ба забони туркӣ:
Гар туро куштаам, он зинда бубин
Дар миёни ду камони туркӣ.

* * *

Ба самъи Мӯъҷазӣ, эй пайки ошиқон, бирасон
Ҳадиси шавқи мулоқоту орзумандӣ.
Зи баъд он ки задӣ ҳалқа бар дару худро
Дар он ҷаноби ҳумоюн чу давлат афкандӣ.
Бигӯяш ин қадар аз ман, ки эй ба рутбату фазл
Гузашта қадри ту аз пояи ҳунармандӣ!
Чӣ гул шукуфт аз инат, ки бар сабили хилоф,
Дарахти меҳру муҳаббат зи бех баркандӣ?
Гар аз танидаи ёре гусаста шуд торе,
Чӣ бошад, ар ба сарангушти афв пайвандӣ.
Маро худ аз ту чӣ нафъу туро зи ман чӣ зарар,
Ки ман туро беписандам, маро ту напсандӣ?
Ба назму наср, гирифтам, ки Саъдии вақтем,
Ки ман зи хоки Хуҷандам, ту аз Самарқандӣ.

* * *

Пеши чанги дилхарошат сӯфиёнро, Ҳофизо,*
Наъраҳо бояд ба вақти нақш бинмудан задан.
Ардашеру ту агар дар маҷлисе оред чанг,
Мардуми маҷлис туро хоҳанд фармудан задан.

---

* Дар чанд қитъаи Хоҷа Камол ба Ҳофиз руҷуъ шуда,

ки ӯ чангнавозу хушофозе буда ва ӯро набояд бо Ҳофизи Шерозӣ яке донист.А.Суруш.

---

Боғест пур аз гули маонӣ
Девони Камол, тозааш дор!
Шеъри дигарон чу хори уштур
Перомуни ӯ фарози девор,
То сунбулу наргисаш начинанд
Дуздони гули риёзи ашъор.

* * *

Баҳри ёрон амирзодаи мо
Гӯспанде харид фарбеҳу хуш.
Зуд боварчиёни матбахи вай,
Гӯ, сипанд афкананд дар оташ.

* * *

Тарки дунёи дун бигир, Камол,
То ҷаҳонет марди дин хонанд.
Ҳар ки дар банди ришу дастор аст,
Хосу омаш ба ҳеч настонанд.
Чун кулоҳ аз сараш нест бузург,
Ҳама бар фарқҳош биншонанд.

* * *

Буд вақте Камоли Исмоил
Шарафи рӯзгори аҳли сухан.
Ба камоли ту дар сухан, к-имрӯз
Он Камол ин шариф надошт, ки ман.

* * *

Ба роҳи гарми Бағдод Ибни Салмон
Дар он ҳолат, ки аз ҷон мебуридӣ.
Набудаш, гӯиё, шеъри падар ёд,
Ки хондӣ он даму бар худ дамидӣ.

* * *

Ҷуз оҳу нола надорам ба ошиқӣ ҳунаре,
Маро зи дасти ҳунарҳои хештан фарёд.
Зи ашки сурху рухи зард чун зиям бе ғам,
Ки ҳар яке ба дигаргуна дорадам ношод?

Ҷустам аз ёре нишони он писар,
К-оби ҳайвон аст ҷӯёи лабаш.
Гуфт: Бегоҳон ба Ҷайҳунаш талаб,
К-он замон бошад халос аз мактабаш.
Рӯзҳо оям миёни асру шом
Ҷониби Ҷаҳуну ҷӯям лаб-лабаш.

* * *

Ҷавоби гуфтаҳои мо ба Табрез,
Ки мегӯянд ёрон гоҳу бегоҳ.

Ба пастиву баландӣ менамояд
Ба пеши байти Каъба байти ҷуллоҳ.
Ту гӯӣ хонақоҳи Хоҷа Шайх аст
Ба ҷанби масҷиди Хоҷа Алишоҳ.

* * *

Ҷавоне гуфт бо маҳбуби хушгӯй,
Ки чун бинӣ ҳавохоҳӣ ту ёрам.
Чаро қоғаз начаспонӣ ба бинӣ,
Сиреш ар нест бо қоғаз, ман орам?
Бигуфт: Аз заъфи пириву фақирӣ
Мани мискин сари бинӣ надорам.

* * *

Чим-оқо гуфт аз барои қабри Мир
Ҳофизе бояд, ки мо сурночием.
Чун Ҳамиди гурба ин маънӣ шунид,
Аз миён барҷасту гуфто мо чием?

* * *

Чун Алодини мо ба вақти самоъ
Дар фиғону хурӯш меояд.
Гӯиё, аз ҳарорати ангишт
Деги тӯсӣ ба ҷӯш меояд.

Чу ҳамдамиву мусоҳиб ба ҷои чанг, эй най,
Ту он наӣ, ки дил аз сӯҳбати ту баргиранд.
Бигӯ ба соҳиби най, мутрибо, к-аз ин тезӣ
Агар малӯл шавӣ, соҳиби дигар гиранд.

* * *

Ҳофизи некхони некнавис,
Ҳар ки ҳақ гӯядат, шунав суханаш.
Чангро беш бар канор мазан,
Ба сари худ, ки бар замин бизанаш.

* * *

Чу Ҳоҷӣ Аҳмади кал аз дари шайх
Ҷудо афтод, аз ӯ афғон баромад.
Равон ба манзари ӯ Ҳоҷӣ Найзан
Тарабноку хушу хандон баромад.
Чу тобистон расиду шуд ҳаво гарм,
Каду афтоду бодинҷон баромад.

* * *

Чу девони Камол афтад ба дастат,
Навис аз шеъри ӯ чандон ки хоҳӣ.
Хаёлоти латифу лафзу ҳарфаш
Агар хоҳӣ, ки дарёбӣ камоҳӣ.
Зи ҳар лафзаш равон магзар чу хома,
Ба ҳар ҳарфе фурӯ рав чун сиёҳӣ.

* * *

Чу ояд бар дилам андӯҳӣ бевақт
Зи даври дун сабоҳано равоҳан,*
Салоҳи кор нуқл асту майи лаъл

Лаъалилллаҳу ярзақни салоҳан.**

* Субҳу шом.
** Бошад, ки Худо ба ман тавфиқ диҳад.

Хоҷии кал аз бари мо чун ба сўи қибла рафт,
Нест ў ҳошо ва калло озими Байтулҳаром.
Тосбозиро чу бозорӣ шунид андар Димишқ.
Сар гирифт аз содагӣ бечораву шуд сўи Шом.

* * *

Ҳоҷӣ Аҳмад гила мекард, ки дар хона маро
Нест баргу шудаам розӣ аз ин ғусса ба марг.
Гуфтам: Эй каллакаду, фаҳм нашуд ин қадарат,
Ки замистон набувад ҳеч кадухона бабарг.

* * *

Ҳисоми качалро яке пири роҳ
Кулоҳе бибахшиду гуфт: Оҳ-оҳ!
Фитод аз сари сабзи ман ин кулоҳ
Ба ҷое, ки ҳаргиз нарўяд гиёҳ.

* * *

Ҳофизи барбатнавозу чангсоз,
Бо манат аз бенавоӣ ҷанг чист?!
Аз барои сўхтан дар зери дег,
Гуфтаӣ, ҳезум надорам. Чанг чист?

* * *

Ҳамидак ҳамегуфт бо дўстон,
Ки Момўш маҳпайкари дўстрўст.
Чу мо гурбаем, эй азизон, чӣ айб,
Ки мо мўшро дўст дорем, дўст?

* * *

Дурри суханам, к-аз ў занам лоф,
«Лоф аз сухани чу дур(р) тавон зад».*
Бар фарқи ҳасуди қолибигўй
«Он хиште бувад, ки бартавон зад».*

* Ин ду мисраъ моли Низомии Гаҷавист.

Ходими ноаҳли Хоразмӣ, ки бод
Ҳар ду дандонаш шикаста ҳамчу даст.
Кўзае, к-аз лутф обаш мечакид,
Ношикаста ташнагии мо, шикаст.

***

Хостам аз ходими матбах ҳисоб
Баррае, к-он кушту бар сепоя бурд.
Гуфт: Бар расми фидо, к-он суди туст
Ҳашви он ҳамсояи бемоя бурд.

Пиҳу гурда Хоҷии саққо гирифт,
Ширдонро гандапири доя бурд.
Гуфтамаш: Дилро куҷо бурдӣ, ки нест?
Гуфт: Дилро духтари ҳамсоя бурд.

* * *

Деҳқони фазл олими пурдон Ҳилолидин
Оне, ки ҷуссаат чу хуми пур зи гандум аст.
Пурдонии ту сохт танатро чу хум бузург,
Танпарварон баранд гумон, к-аз танаъум аст.
Чун ту фақеҳи хушкиву мускир намехурӣ,
Дастори ту ҳамеша чаро бар сари хум аст?

* * *

Дар алафзор ду наъл асби маро рафт зи даст,*
Гар равад роҳ ба оҳистагӣ, ӯро чӣ гуноҳ?
Ин замон ғайри ду наъле чу надорад бар пой,
Тезтар з-ин натавон рафт ба наълайн ба роҳ.

---

* Ин қитъа аз нусхаи Давлатободист, бори аввал
ба алифбои имрӯзаи тоҷикӣ манзур мегардад.

---

Ду Камоланд дар ҷаҳон машҳур,
Яке аз Исфаҳон, яке зи Хуҷанд.
Ин яке дар ғазал адимулмисл
В-он дигар дар қасида бемонанд.
Филмасал дар миёни ин ду Камол
Нест фарқе, магар ба мӯе чанд.

* * *

Дӯш меҳмони лаби ҷонон шудам,
Узр гуфту миннатам бар ҷон ниҳод,
К-имшабам чизе чунон дархӯрд нест,
К-он тавон пеши чунон меҳмон ниҳод.
Гуфтам: Он нуқли даҳон бас нест? Гуфт:
Ҳеч пеши меҳмон натвон ниҳод.

* * *

Дӣ азизе ба Аллоаддин гуфт,
Ки аз ин нукта шудастам ғамнок,
К-он ки ҳофиз набувад хок хурад
Ҳама аъзош, чу ояд ба мағок.
Банда хам ёд бигирад Қуръон,
То ки дар хок напӯсад тани пок.
Гуфтам: Эй бандаи муқбил, ту матарс,
Ҳаргиз ангишт напӯсад дар хок.

* * *

Дарёб Камол, он сухани нозуку борик,
Озурда макун хотират аз кас сари мӯе.
Гар бо ту баробар зияд он сӯфии азрақ,
Ёд аст маро дар хақи ӯ байти накӯе:
Бадхоҳи ту худро ба бузургӣ чу донад,

Лекин масал аст ин ки «чанореву кадуе».

* * *

Дӣ ба ман ширинлабе гуфт ин луғат,
Гӯ, ба ман то аҳлу доно гӯямат.
Чист қаббал донию ҳатто ақул,
Гуфтамаш: Бӯсе бидеҳ, то гӯямат.

Дуои ман ин аст дар ҳар намозе,
Ба хилват, ки ё малҷаъе ё малозе.
Нигаҳ дор асҳоби завқу тарабро,
Зи чанги Малотиву шеъри Маозӣ.

* * *

Зокири ҳақ, ки дили равшанат аз бедорист,
Ҳамдами субҳи саҳархезу хунук ҷону танат.
Гар ту дар зикреву фикре шуда з-он сон машғул,
Ки дигар ёд наояд зи ману ҳоли манат.
Ман ҳам аз фикр наям холиву зикри ту даме,
Гаҳ ба зикри туаму гоҳ ба фикри суханат.

* * *

Зи банда Хусрави туҷҷор иҷозате мехост,
Ки дар ғазал бибарам номи он дилороро.
Рақиб гуфт: Занам мушту бишканам занахаш!
Мазан ба ҷони ту, гуфтам, чунин занахҳоро.

* * *

Зи мо, эй сабо, бо Муҳаммад расон,
Худоро, дуруде, ки ӯро сазост.
Бигӯ бо дуруд он гаҳаш дар нуҳуфт,
Ки, эй сози маънӣ зи табъи ту рост.
Гирифтам, ки бошад туро сад гирифт
Ба ҳар як ғазал, к-ихтирое мараст.
На охир ғарибӣ диёри туянд,
Туро бо ғарибон хушунат чарост?
Зи бедоди туст ин ҳама бар ғариб,
Ки шеъри ман овораи шаҳрҳост.

* * *

Зарталабон ҳамчу дур ҳалқабагӯш омаданд,
Шукр, к-аз озодагӣ банда дар он силк нест.
Боғ агарам нест, ҳаст нахли маъонӣ басе,
Нахли маро баргу шох ҷуз варақу килк нест.
Хонаи мулки маро нест ба ҷуз байти шеър,
Мулки дигар қофияст, қофия худ мулк нест.

Зи шеъри хеш ҷузвеву каломе,
Ки ҳар як қолибеву бебаҳоянд,
Бад-он ҳазрат фиристодам ба тӯҳфа,
Агарчи садри олиро нашоянд.
Умедам ҳаст, к-аз лутфи ту ҳар ду
Чу ёбанд илтифоте, бар сар оянд.

* * *

Зи заъфу сиҳҳати тан ёри сарфхон аз ман
Суол кард зи лафзе, ки он фасеҳ бувад.

Назар ба ҷониби қаддаш фикандаму гуфтам:
Алиф муқобили айн аст, чун саҳеҳ бувад.

* * *

Зи фоқаи раҳи пурмеҳнату азоби сафар
Тибоъи мардуми маънӣ бағоятест малӯл,
Ки аз малол ба байте намекунанд шурӯъ,
Ки то нахуст ба байте намекунанд нузул.
Дар ибтидои сафар ман қасидае гуфтам,
Агарчи алсафару қитъа гуфтааст расул.

* * *

Селҳое, к-аз Саҳанд омад, ману ёрон зи Кушк
Мавҷи он болову авҷи кушк медидем паст.
Шуд ба тоқи ҳар дарича об наздик ончунон,
К-он замон шустем мову ҳар кӣ буд аз кушк даст.

* * *

Суол кард яке аз Алодини гилкор,
Ки ту ғулом наӣ, рӯи ту сиёҳ чарост?
Ҷавоб дод, ки ҳар мӯрие, ки мо созем,
Чу оташе бикунӣ, майли дуд ҷониби мост.
Сиёҳрӯии ман оризист, аслӣ нест,
Сиёҳрӯии банда зи дуди мӯриҳост.

Сӯфие илми лӯғат мекард сарф,
Ҷуз ҷадал ҳечаш набуд аз илм баҳр.
Дар луғат, гуфто, чӣ бошад мавту самм?
Гуфтамаш: То чанд гӯӣ маргу заҳр?

* * *

Шермардона бигуфтам пандат,
Рӯбаҳе бошӣ, агар напзирӣ.
Бар кас он беҳ, ки нагирӣ оҳу,
Ки сагӣ бошад оҳугирӣ.

* * *

Сайиди оли зар ба қавли расул,
Ҳаст феълаш гуво, ки сайид нест.
Сохтаст оли Мустафо худро,
Ғолибан ол гар бад-ин маънист.

***

Шоҳро аз фазлу раҳмат подшоҳи зулҷалол
Ҳам ҷамоли мулк бахшидасту ҳам мулки ҷамол.
Доъии ҷоҳу ҷамоли ӯ камол асту малак,
Аз салотин нест касро ин камолу ин ҷамол.

* * *

Соҳибо, мавсими даймоҳ бад-он поя расид,
Ки Зуҳал курсии шашпоя ба ҳезум бифрӯхт.
Бар қади ҳеч кас айём қабое набурид,
К-аз тамаъ чашмаи хуршед ба он чашм надӯхт.
Мекунад бод ба рафтан ҳаракатҳои хунук,
Магар ин шева зи зуҳҳоди риёӣ омӯхт?
Бо ҳама завқи дарун гарм нашуд вақти Камол,
То ки дар хилвати ӯ дамбадам оташ нафурӯхт.

Бар сари нақдаи воме ба дуогӯ бифирист,
Порае ҳезуму ангор, ки он низ бисӯхт.

Табъи ту, Камол, кимиёест,
К-аз вай сухани ту ҳамчу зар шуд.
Девони ту дӣ яке ҳамехонд,
Дидам, ки даҳон-ш пуршакар шуд.
Аз ғояти лутфу обдорӣ
Ҳосид суханат шуниду тар шуд.

* * *

Табъи ман ҳар чӣ бисозад ба сари хони сухан,
Қисмати туст, агар неку агар бад созад.
Банда дар ҳар ғазале кард адо қавли Камол,
То ба тасниф туро мӯътақиди худ созад.

* * *

Иморат чаро мекунад Чим-оқо,
Дар ин шаҳри вайрони меҳнатфазой?
Яке хона ӯро магар бас набуд,
Ки ду хона месозад андар Сарой?

* * *

Қитъаи мадҳи ту гар дертарак шуд мактуб,
Авф фармо зи дуогӯ, ки қалам дер кашид.
В-арна он гуфтаи чун об равон буд чунон,
Ки ба бӯсидани хоки қадамат хост давид.
Ту равонии сухан бин, ки зи дарвозаи шаҳр,
То ба хилватгаҳи хоси ту ба се моҳ расид.

* * *

Тосбозе бидидам аз Бағдод,
Чун Ҷунайд аз сулукаш огоҳӣ.
Рафт дар ҷубба вақти бозӣ, гуфт:
Лайса фиҷҷубати сиваллаҳӣ.*

---

* Нест дар зери ҷомаам ба ҷуз бозе (боз – парандаи дастомӯз).

---

Кард ҳакиме зи Низомӣ суол,
К-эй ба сари ганҷи маонӣ муқим.
Ҳаст дар ангушти Камол он қалам,
Ё на асоест ба дасти Калим?
Гуфт: Қалам нест, асо низ нест,
Ҳаст калиди дари ганҷи ҳаким.

* * *

Касе к-аз ишқ давлатманд гардад,
Бияфзояд ҳазорон эътибораш.
Набинӣ, к-аз таашшуқ булбули маст

Яке мурғ аст, мехонӣ ҳазораш.

***

Камол, ашъори ақронат чу аъҷоз,
Гирифтам, сар ба ба сар ваҳйасту илҳом.
Чу холӣ аз хаёли хос бошад,
Хаёл аст он, ки гирад шӯҳрати ом.

* * *

Кисса макун пурзару сим, эй писар,
Киссабуронанд дар ин раҳгузар.
Киссатиҳӣ бошу биосо, Камол,
Ҳар ки тиҳикиссатар, осудатар.

* * *

Кардам аз сайиди рогӯй суъоле, ки туро
Ҳаст ҷуз ройю ҷуз андешаи савдои дигар?
Гуфт: Сад рои дигар бо ту бигӯям фардо,
Ҳар шаб андешаи дигар кунаму рои дигар.
Гуфтам: Эй содаи худрой, макун низ чунон
Ки ман аз дасти ту фардо биравам ҷои дигар.

* * *

Гуфтам: Аз Мисри маонӣ бифиристам бозаш
Сухане чанд, ки ояд ба даҳонаш чу шакар.
Боз тарсидам аз он нукта, ки гӯӣ чу Ҳумом:
«Шакар аз Миср ба Табрез маёред дигар».

Гуфт Фарҳод-оқо ба Мирвалӣ
Ки Рашидияро кунем обод.
Зар ба табрезиён ба оҷиру санг
Бидиҳем аз барои ин бунёд.
Буд мискин ба шуғли кӯҳканӣ,
Ки зи мӯрони кӯҳу дашт зиёд
Лашкари подшоҳ Туқтомиш
Омаду ҳотиф ин нидо дардод:
Лаъли Ширин ба коми Хусрав шуд,
Кӯҳ беҳуда меканад Фарҳод.

* * *

Гуфт соҳибдиле ба ман, ки чарост,
Ки туро шеър ҳасту девон нест?
Гуфтам: Аз баҳри он, ки чун дигарон
Сухани ман пуру фаровон нест.
Гуфт: Ҳарчанд гуфтаи ту кам аст,
Камтар аз гуфтаҳои эшон нест.

* * *

Гуфтаҳои латифи бандаи хеш
Бандаам, гар ба лутф мехонӣ.
Бар мани худписанд низ қалам,
Ҳокимӣ, гар ба қаҳр меронӣ.

* * *

Гар гӯшае бисозад султон Ҳусейн моро,
Дар қалби шаҳр набвад касро ба мо низоъе.
Бо мутрибони хушгӯ ҳар субҳу шом бошад
Дар гӯшаи ҳусайнӣ ушшоқро самоъе.

* * *

Гила кардӣ,ки зи ранҷур накардӣ пурсиш,
Ту бипурс аз мани бедил, ки ба рӯзону шабон
Мӯнисе нест маро дар бару машҳур аст ин,
Дилбаре ҳаст туро дар бару маъруф аст он.

Мо ба тадриҷ дар мақоми сулук
Хайма дар паҳлуи малак задаем.
Бар сари хони орзу ҳама шаб
Шиками озро намак задаем.
Бар фалак мезанем новаки оҳ,
То бидонӣ, ки мо фалакзадаем.

* * *

Макун, хоҷа,ислоҳи шеъри Камол,
Қабул аз ту в-аз банда фармудан аст,
Ки пеши вайислоҳи шеъре чунин
Ба гил байти маъмур андудан аст.

* * *

Маро ҳаст аксар ғазал ҳафт байт,
Чу гуфтори Салмон нарафта зиёд,
Ки Ҳофиз ҳамехонадаш дар Ироқ
Баланду равон ҳамчу Сабъи шидод.
Ба бунёд ҳар ҳафт чун осмон,
К-аз ин ҷинс байте надорад Имдод.

* * *

Мехурад банги соф муршиди Хоф,
Ғофил аз завқи бодаи ғайбист.
Гарчи ашшайх к-аннабӣ гуфтанд
К-аннабӣ нест шайх мо, канабист.

* * *

Матбахи бебарги маро дар сафар
Нест таоме ба ҷуз ўмоҷи хушк.
Ҳамчу сутуне, ки бувад хаймаро
Мегузаронем ба кўмоҷи хушк.

***

Муҳаббати ту, имомо, фарида чун рӯзаст,
Агар ту майли муҳаббат куниву гар накушӣ.
Камол, гӯ, ба таровеҳ баъди фарзи ашо,
Ман аз ту рӯй напечам, ки мустаҳаби манӣ.

Мўрие, к-он Алоудин бикашад,
Гар кашад дуд, бошад амри муҳол.
Чораи ин зи пири банное,
Рафт шармандагуна кард суол.
Пир гуфто: Манат диҳам таълим,
Гар нагирад табиати ту малол.
Мўр пеши даҳони оташдон
Бе гулу нек нест дар ҳама ҳол.
Гуфт: Ман мўрии ҳама касро
Бегулӯ кор кардаам ҳама сол.

* * *

Мо зи ташрифи Мир Абдуллоҳ
Нек осудаву қавӣ шодем.
Нест моро зи сӯҳбаташ гилае,
Лекин аз гӯши ӯ ба фарёдем.

* * *

Маро ёр аз шаккаристони мушкин
Ду оҳубарраи мискин фиристод.
Чу афтоданд дур аз сабзаву об,
Ба саҳрои адамшон рахт афтод.
Гар оҳубаррагонро кард аҷал сайд,
Бақои оҳувони чашми ӯ бод!

* * *

Маойибе, ки дар ашъори Хоҷа Ассор аст,
Навишта он ҳамагӣ дар даруни девонҳост.
Ҷадовиле, ки ба сурхӣ кашид дар девон,
На ҷадвал аст ба маънӣ, ки хуни девонҳост.

* * *

Муншии чархрову туро, эй фариди аср,
Бо он ки ҳар ду наҷм гирифтаанд торамӣ.
Бошад тафовуте зи замин то ба осмон
З-он наҷм то ба рутубати ин Наҷми Торамӣ.

Накҳати пироҳанат омад ба ман,
Ёфтам ҷони наве з-он роиҳа.
Хонда будам фотиҳа васли туро,
Шуд қабул, алҳамдуллиллаҳ, фотиҳа.

* * *

Нишаста бар дари ҳаммом дидам он маҳро,
Ба маҳрухони дигар, гуфтамаш зи баъди салом,
Агар ту одамиӣ, эътиқоди ман ин аст,
Ки дигарон ҳама нақшанд бар дари ҳаммом.

* * *

Най ба овози уд гуфт нуҳуфт,
Ҳама чашмем, то бурун ойӣ.
Уд гуфташ, ки, ростӣ, мо низ
Ҳама гӯшем, то чӣ фармойӣ.

* * *

Вақт аст, ки устоди сухан заргарӣ маънӣ
Монанди зар аз бӯта ба мо соф барояд.
К-он нек набошад, ки зи сандуқи замирам,
Зар duздаду бо ман ба тарозу нигирояд.
Шак нест, ки иқбол дарояд зи дари ман,
Гар рои муборак ба сафо майл намояд.

* * *

Ҳафт байт омад ғазалҳои Камол,
Панҷ ганҷ аз лутфи он ушри ашир.
Ҳафтбайтиҳои ёрон низ ҳаст,
Ҳар яке поку равону дилпазир.
Лек аз ҳар ҳафташон ҳак карданист
Чор байт аз аввалу се аз ахир.

Ҳафт байт омад ғазалҳои Камол,
Панҷ ганҷ аз лутфи он ушри ашир.
Ҳафтбайтиҳои ёрон низ ҳаст,
Ҳар яке поку равону дилпазир.
Лек аз ҳар ҳафташон ҳак карданист
Чор байт аз аввалу се аз ахир.

* * *

Яке шеъри Салмон аз ин банда хост,
Ки дар дафтарам з-он сухан ҳеч нест.
Бад-ӯ гуфтам ин гуфтаҳои чу об,
К-аз он сон дуре дар Адан ҳеч нест.
Ман аз баҳри ту менавиштам, вале
Суханҳои ту пеши ман ҳеч нест.

## МУАММОҲО

Он ки дар ҳусн маҳи чорда буд,
Дӣ шунидам, ки бипайваст ба се.

* * *

Гӯям ба ту номи он шакарлаб,
Ширинтар аз ин чӣ кор бошад?
Хурмо бигузину бифкан аз вай
Чизе ки миёни хор бошад.

* * *

Бо он ки туро сари  мусалмонӣ нест,
Ё буду кунун нест ҳамон маҳбубӣ.

* * *

Ақлро аз миёна бирабоӣ,
Бар сари сунбул ар ниҳӣ банде.

* * *

Иде дидам сари алам афтода,
Филҳол ба ҷояш сари санҷақ бастам.

* * *

Шабе кардам ниёзи пойбусаш,
Зи ногаҳ пои ӯ дидам ба пое.

* * *

Дастрас ёфтам ба қомати дӯст,
Ба сари сарв дасти ман чу расид.

* * *

Чун барафшонд он парирӯ турраро,
Дил баровард аз даруни турра сар.

* * *

То бӯса диҳам в-онгаҳ молам ба ду чашми худ,
Ман номи ту бинвиштам як пай ба сари нохун.

То шавад номи он маҳе, ки надид
Осмон мисли ӯ бадеъҷамол.
Чун Худояш ба хеш хонд бузург,
З-он бузургӣ расид ӯ ба Камол.

* * *

Ин замон дар азизи ман филҳол,
То замони дигар чӣ бошад ҳол.
Ҳарфи аввал зи ҳар ду гир, ду беҳ,
Рабъи дигар диҳаш зи рӯи мисол.

* * *

Он дилбари бадмеҳр, ки моҳ аст ба чеҳр,
Дорад сари ошиқӣ, надорад сари меҳр.

* * *

Номи ӯ нонавишта бархондам,
Чу ниҳодам сари қалам бар ном.

* * *

Лаби чун қанди ӯ мукаррар кун,
То ба дил номи ӯ фуруд ояд.

## МУФРАДОТ

Ҷаҳон-хотун ғар асту шеъри ў ғар,
Азизон, бишнавед ашъори ғарро.

* * *

Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,
«Калламини ё ҳумайро»-и ман аст.

* * *

Турки оҳучашмам, эй оҳуи чашмат шергир,
Сайди оҳуи туам, бар сайди худ оҳу магир.

* * *

Зи чист қаҳқаҳаи шишаҳои май, донӣ?
Ба риши мўҳтасиби шаҳр мекунад ханда.

* * *

Номаи шавқи ман, эй котиб, надорад мақтаъе,
Баъд аз ин бинвис дигар номаҳоро, вассалом!

* * *

Оқибат Ассори мискин мурду рафт,
Хуни девонҳо ба гардан бурду рафт.

* * *

Хунбаҳои куштагон хоки ҳамон кўясту бас,
Ҷуз ғубори Карбало беш аст дар ваҷҳи ҳасан.

* * *

Камон ба абрўи ту хост то расад дар ҳусн,
Бад-ин тасаввури каҷ қарнҳош дар пай кард.

* * *

Гар ғазалҳои Ҷаҳон-хотун ба Ҳиндустон раванд,
Рўҳи Хусрав бо Ҳасан гўяд, ки ин кас гуфтааст.

* * *

Гуфт шахсе, Камол, зан дорӣ?
Гуфтам, оре, занони мо марданд.

* * *

Чу аз рух х(в)ай ба доман пок созӣ,
Шавад покизатар он домани пок.

* * *

Мехурўшад баҳру мегўяд ба овози баланд:
Ҳар ки дар мо ғарқ гардад, оқибат ҳам мо шавад.

## Муроҷиат ба хонандаи ин китоб

Дар Тоҷикистон таваҷҷӯҳ ба таҳқиқу баррасии осори Шайх Камоли Хуҷандӣ ва нашри девони ӯ аз нимаи дувуми асри XX шурӯъ гардид. Дар ин самт пеш аз ҳама метавон ба хидматҳои шоистаи камолшиноси номвари тоҷик Саъдулло Асадуллоев ишорат намуд, ки дар нашри сойири нусхаҳои девони Камоли Хуҷандӣ дар Тоҷикистон ҳиммат гумоштаанд.

Аз ин рӯ, дар поёни китоби ҳозир лозим донистем, ки аз зиндагӣ ва кору пайкори номбурда чанд вараќе изофа намоем .

Олими номовари тоҷик, зиндаёд Саъдулло Асадуллоев аз табори чеҳраҳои шинохтаи илму фарҳанги кишвар буданд, ки бо хадамоти бедареғи хеш ҷаҳони маърифат, хирад ва андешаро ба зонуи эҳтиром ва ихлоси тамом нишонда, дар кошонаи қалбҳо маъво ва маскан гузоштаанд.

Саъдулло Асадуллоев 12 сентябри соли 1932 дар деҳаи Хистеварзи ноҳияи Бобоҷон Ғафуров дар оилаи зиёиён ба дунё омада, 26 сентябри соли 1997 аз ин ҷаҳони омадшуд рахт барбастааст. Соли 1958 пас аз хатми факултаи таъриху филологияи Донишгоҳи давлатии Тоҷикистон бо қарори шӯрои донишгоҳ ба аспирантура дохил мешавад ва зери роҳбарии академик Абдулғанӣ Мирзоев рисолаи номзадии хешро таҳти унвони «Абдуллоҳи Ҳотифӣ ва муқоисаи достони «Лайлӣ ва Маҷнун»-и ӯ бо достони ҳамноми Ҳилолӣ» таълиф намуда, соли 1963 онро бомуваффақият ба дифоъ мерасонад.

Дар фосилаи солҳои 1959-1961 дар Афғонистон ва солҳои 1968-1969 дар Эрон ба ҳайси мутарҷими – мушовир фаъолият бурдааст. Дар ҳамин солҳо ба ӯ таълифи аввалин дастуру маҷмӯаҳои таълимиву методии худ шурӯъ менамояд. «Намунаҳои зарбулмасалу мақолҳои тоҷикону ўзбекони вилояти Қатағани Афғонистон» (Д., 1968), «Словарь – пособие для переводчиков» (дар ҳаммуаллифӣ – Д., 1967), хрестоматия барои курси матни классикӣ зери унвони «Матнҳои мунтахаб» (Д., 1968) маҳз дар ҳамон давра омода ва ба табъ расидааст.

Профессор Саъдулло Асадуллоев аз соли 1955 то соли 1965 дар факултаи таъриху филологияи Донишгоҳи давлатии Тоҷикистон дар вазифаҳои муаллим, сармуаллим, дотсент, ноиб-декани факулта кор кардааст. Аз соли 1965 то соли 1991 Донишкадаи давлатии омӯзгории Хуҷанд ба номи С.Киров ( ҳоло ДДХ ба номи академик Б.Ғафуров) дар вазифаҳои дотсент, профессор, мудири кафедраи адабиёти тоҷик, ноиб-ректори шӯъбаи ғоибона фаъолият бурдааст. Моҳи марти соли 1991 бо ташаббуси ӯ дар назди Ҳукумати шаҳри Хуҷанд ташкилоти эҷодии «Академияи Камоли Хуҷандӣ» таъсис ёфт. Профессор С. Асадуллоев соли 1991 то соли 1997 вазифаи президенти «Академияи Камоли Хуҷандӣ»-ро ба ӯҳда дошт ва дар ин замина корҳои зиёдеро ба сомон расонид.

С. Асадуллоев олими сермаҳсул ва шинохтаи тоҷик аст, ки беш аз 35 китобу рисолаҳо ва зиёда аз 300 мақолаҳои илмиву публисистии худро ба ёдгор гузоштааст. Ба қалами ӯ як силсила асарҳои илмӣ-таҳқиқотӣ ва дастурҳои таълимиву методӣ

тааллуқ мегиранд, ки аз ҷумлаи онҳо монографияҳои «Лайлӣ ва Маҷнун» дар назми форс-тоҷик (Д., 1984), «Камоли Хуҷандӣ» (Хуҷанд, 1996), «Лайлӣ ва Маҷнун» дар адабиёти форсизабон (хулосаи китобшиносӣ)» (Д., 1984), рисолаҳои «Абҷад ва таърихҳо» (дар ҳаммуаллифӣ- Д., 1972), «Баъзе истилоҳоти мусиқӣ ва суруду навоҳо дар ашъори Ҳофиз» (Д., 1975), «Амир Хусрави Деҳлавӣ» (Д., 1972), «Ба ёрии омӯзандагони алифбои арабии тоҷикӣ» (Л., 1988) ва ғайра маҳсуб мешавад. С. Асадуллоев як қатор рисолаҳои худро ба таҳқиқи рӯзгор ва осори донишмандони сухансароёни Хуҷанд бахшидааст, ки дар шумори чунин таълифот метавон аз кутуби «Садри Хуҷандӣ. Оли Хуҷанд» (Хуҷанд, 1992), «Ғароиби сипоҳ»-и Тоҷири Хуҷандӣ (Хуҷанд, 1992), «Ҳазрати Бобо» (Хуҷанд, 1995) ва ғайраро ном бурд.

Хизмати С. Асадуллоев махсусан дар ташаккули илми матншиносии тоҷик шоистаи таҳсину эътироф аст. Ӯ мураттиб, муаллифи сарсухан ва тавзеҳоти матнҳои илмӣ-интиқодии «Лайли ва Маҷнун»-и Ҳотифӣ» (М., 1962), «Ширин ва Хусрав»-и Ҳотифӣ» (М., 1977), «Ашъори мунтахаби Тошхоҷа Асирии Хуҷандӣ» (М., 1982), «Девони Камоли Хуҷандӣ» (бо Ш.Ҳусейнзода ва Н. Қаҳҳорова – Д., 1983, ҷ.1; Д., 1984, ҷ.2), матни илмӣ-интиқодии девони Камоли Хуҷандӣ бо ҳуруфоти форсӣ дар ду ҷилд (Д., 1986, 1987), матни илмӣ-интиқодии «Девони Камоли Хуҷандӣ» (Д., 1996), маҷмӯаи «Дурдонаҳо аз ашъори Камоли Хуҷандӣ» (Д., 1996), мунтахаби ашъори Меҳситии Хуҷандӣ (Д., 1994) мебошад.

С. Асадуллоев дар натиҷаи ҳамкории худ бо донишманди маъруфи ҳинд Саййид Амир Ҳасан Обидӣ нусхаҳои хаттии девони Камоли Хуҷандиро, ки дар китобхона ва музейҳои Ҳиндустон нигоҳдорӣ мешаванд, дастраси худ карда, дар таҳияи нашри нави матни интиқодии «Девони Камоли Хуҷандӣ» истифода намуд. Мавсуф оид ба ғазалҳои нави Шайх Камол, ки дар дастнависҳои китобхонаҳои Ҳинд пайдо намуд, мақолаеро низ дар яке аз шумораҳои рӯзномаи «Ҳақиқати Ленинобод» ба табъ расонидааст.

Донишманди эронӣ Эраҷи Гулисурхӣ, ки матни «Девони Камоли Хуҷандӣ»-ро дар Эрон интишор намуд, дар муқаддимаи ин нусхаи девони Шайх Камол чунин навиштааст: «Кори оғои Шижфар К. низ монанди оғои Асадуллоев С. шоистаи тамҷиди фаровон аст, ки ҳар ду дар торикиҳо гом бардошта ва моро ба рӯшноиҳои ғазалиёти Камол расонидаанд».

Оре, овозаи шӯҳрати олим махсусан дар солҳои охири ҳаёташ интишор ёфт, зеро чун олими шинохта ва президенти «Академияи Камоли Хуҷандӣ» пайваста аз шаҳре ба шаҳре, аз кишваре ба кишваре сафар мекард. Дар конфронсҳову анҷуманҳои байналхалқӣ (Москва, 1991, Теҳрон, 1994; Теҳрон, 1996 ва ғайра) дастовардҳои илм ва осори адибони форсу тоҷик, алалхусус осори Камоли Хуҷандиро бо ифтихор таблиғу ташвиқ менамуд, қотеона ва боҷуръатона бо олимони хориҷӣ оид ба масъалаҳои илмӣ баҳсу мунозира мекард. Бо такопӯ ва талошҳои пайвастаи мавсуф ҷашни 675-солагии Шайх Камоли Хуҷандӣ дар шаҳри Хуҷанд ботантана таҷлил гардида, дар канори ин ҷашни ҳумоюн пайкараи Камоли Хуҷандӣ дар маркази шаҳр қомат афрохт.

Дар яке аз мусоҳибаҳои худ дар айёми ҷашни шоир Саъдулло Асадуллоев маҳсул ва самараи заҳамоти хешро дар камолшиносӣ чунин тавзеҳ дода буданд:

«Беш аз 20 соли ҳаёти хешро бо Камол гузаронидам. Ҳангоми омӯзиши эҷодиёти ин бузургмарди шеър дарёфтам, ки агар умри боқиро сарф кунам, камӣ мекунад, зеро шефтаи ғазалҳои дилангези Камол шуда будам ва ҳар қадар ба онҳо жарф менигаристам, бузургӣ ва лутфи сухани Хоҷа Камол маро тасхир мекард. Пай бурдам, ки дар маҳорат ва устодӣ аз устодони ғазали форсӣ Саъдиву Ҳофиз кам нестанд».

Ҳамин гуна, бо мақсади тарғиби осори Шайх Камол бо ташаббуси С.Асадуллоев ба ғайр аз озмуну маҳфилҳои адабӣ-бадеии камолхонӣ дар назди ҳукумати шаҳри Хуҷанд ташкилоти эҷодии «Академияи Камоли Хуҷандӣ» таъсис ёфт ва эшон вазифаи президентии ин академияро то охири умр ба ўҳда доштанд. Саҳми ин ташкилот дар таҳияи тасвир ва ҳайкал аз рўи тавсифи сарчашмаҳо, ҳамчунин нашри осори Хоҷа Камол ва тайёрӣ ба ҷашни бузургдошти 675-солагии ин шоири бузурги ориф хеле калон аст. Гузашта аз ин, аксари камолшиносони эронӣ ҳам ба хидматҳои устод С. Асадуллоев дар робита ба тасҳеҳи девони шоир ишорат карда, аз назароти судманди ин донишманди тоҷик истифода кардаанд, ки ин воқеан санади ифтихори мо тоҷикон аст.

Камолшиносӣ имрўз ба яке аз шохаҳои муҳими илми адабиётшиносӣ табдил ёфтааст.Месазад, ки мо осори Шайх Камолро беш аз ин омўзем ва ба тадқиқ кашем. Хоса дар замони мо, ки љаҳони муосир муҳимтарин лаҳзаҳои гардиш ва давраи гузаришро ба сар мебарад, таваҷҷўҳ ба осори фарҳангӣ, маданӣ ва адабӣ ба маротиб меафзояд.Раванди густурдаи љаҳонишавӣ ва рушди босуръати воситаҳои мухобиравии электронӣ ба дастовардҳои маданиву адабӣ низ беасар намемонад. Онҳо ба дўши ҳар нафаре ки ба тадқику омўзиши осори ниёгон машғул аст, талаботи комилан нав ва вазифаҳои тозаеро мегузоранд, то дар ин ҷаҳони зудтағйирёбандаи технология ва иттилооти баланд, ба ҷустуҷўи равишҳои судманду муассири омўзишу ташвиқи осори ниёгон нойил гардад. Барои расидан ба ин мақсад, бояд пеш аз ҳама мутуни ба талаботи меъёру санљаҳои љаҳонӣ ҷавобгў таҳия ва омода гардида бошанд.

Таҳқиқи мукаммали академикии дақиқе дар бораи мероси маънавӣ, ҷойгоҳи ирфонӣ ва шеърии Шайх Камол, то ҳанез, анҷом нагирифтааст. Гузашта аз аҳамияте, ки шинохти амиқи девони ӯ дар пажўҳишҳои муртабит бо адабиёти садаи 14 дорад, девон худ мустақилан низ як матни густардаест, ки муфрадот, таъбирот ва киноёти бисёр муҳимми забони моро гирд оварда аст ва аз манзари равшан кардани гўшаҳое аз зиндагӣ ва замонаи муаллиф арзишманд аст. Барои ин мо заминаҳои мусоид ва имконоти зеҳниву илмии пурқудрат дорем. Аз ин рў, аз тамоми донишмандон ва фарҳеҳтагони улуми адабпажўҳӣ, хоса насли ҷавон, даъват ба амал меорем, ки дар ин кори судманди ҳамагонӣ ширкат варзанд ва дар шинохту маърифати ашъори Хоҷа Камолиддини Хуҷандӣ саҳим бошанд.

Умеда Ғаффорова,

доктори илмҳои  филологӣ,профессор

**Камоли Хуҷандӣ**

# Девон

Муҳаррири техникӣ:
**Дадобоев Азамат**
Саҳифабанд:
**Расулов Фирдавс**
ISBN 978-99947-793-6-9

Ба чоп 15.03.2011 имзо шуд. Андозаи 60x84/8
Коғази офсетӣ. Ҳуруфи Times New Roman TAJIK.
Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопии шартӣ 77,75
Адади нашр 1000
Супориши № 35. Нархаш шартномавӣ.

Дар матбааи ҶДММ «Андеша» чоп шудааст.
735700 ш.Хуҷанд, кӯчаи Ленинобод 23/1
WWW.ANDESHA.COM
e-mail: Poligraf-K@rambler.ru
Тел: (83422)4-35-41; 6-16-39